

# Ҳикоятҳо ва ҳидоятҳо

## аз

# «МАСНАВИИ МАЪНАВӢ»

МАРКАЗИ ОМӮЗИШ, ТАҲҚИҚ, ТАРҶУМА ВА НАШРИ АДАБИЁТИ ҶАҲОН

Алии ШЕРВОНӢ

# Ҳикоятҳо ва ҳидоятҳо аз «МАСНАВИИ МАЪНАВӢ»

*Таҳия, танзим, шарҳи вожаҳои душворфаҳм*
*ва муаллифони пешгуфтор*
*Шодӣ ШОКИРЗОДА, Муҳаммадҷони НӮЪМОНИЁН*



«Ирфон»
2011

ББК – 100 5+75
Ш - 75



*Муҳаррир* **Аҳмад Ҳоҷиев**

**Ҳикоятҳо ва ҳидоятҳо аз «Маснавии маънавӣ».** Таълифи *Алии* ***ШЕРВОНӢ.*** *Таҳия, танзим, шарҳи вожаҳои душворфаҳм ва муаллифони пешгуфтор* ***Шодӣ ШОКИРЗОДА, Муҳаммадҷони НӮЪМОНИЁН.*** -Душанбе: «Ирфон», 2011, 440 саҳ.

Дар ин китоб достонҳое, ки Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ бо зарофати табъи бемонандаш дар китоби мондании ва хондании «Маснавии маънавӣ» овардааст, бо баёни содаву зудёб гузориш шудааст, то ҷавонони адабдӯст битавонад бадин васила вориди дунёи «Маснавӣ» шаванд, ҳикоятҳои онро биёмӯзанд ва аз ҳидоятҳои он баҳраманд гарданд.

Ш 9700000000 - 028 / М 501 (12) - 2011



*Ҷалолуддини БАЛХӢ*

## ДАРЁНӮШИ МАЪРИФАТ

*Бишнав аз най чун ҳикоят мекунад,*
*Аз ҷудоиҳо шикоят мекунад,*
*К-аз найистон то маро бубридаанд,*
*Дар нафирам марду зан нолидаанд.*
*Сина хоҳам шарҳа-шарҳа аз фироқ,*
*То бигӯям шарҳи дарди иштиёқ.*
*Ҳар касе, к-ӯ дур монд аз асли хеш,*
*Боз ҷӯяд рӯзгори васли хеш...*
*Ҳар кӣ восил шуд, ба асли худ расид,*
*З-ӯ расад боқии халқонро мазид.*

Шоиру орифи бузург Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ (30-юми сентябри соли 1207 – 29-уми декабри соли 1273) дар таърихи назми башар ба ҳайси хуршеди олами ирфон пазируфта шудааст ва «Маснавии маънавӣ»-и ӯ яке аз машҳуртарин ва мондагортарин осори назми форсу тоҷик буда, маҷмӯае аз ҳикояту достонҳои ибратомӯз аст, ки метавонад дар ҷиҳати рушду такомули ҷомеа ба кор гирифта шавад. Аз ин рӯ, мо - ворисонаш вазифадорем, ки дар омӯзишу таҳқиқ ва шинохти беҳтари рӯзгору осораш ҷустиву ҷолокӣ кунем, аз шоҳкори пурғановаташ «Маснавӣ», ки барҳақ, хазинаи маърифат аст, ҳикмати зиндагӣ биомӯзем. Ба қавли мусташриқи варзида Анна Мери Шиммел, ки дар таҳқиқи рӯзгор, осор ва афкори Мавлоно, инчунин тарҷумаи осори ӯ ба забони олмонӣ заҳмати фаровон кашидааст, «осори Ҷалолуддини Балхӣ метавонад моро ба сарчашмаи ҳақиқат ҳидоят кунад. Таърих ҳақиқати содаеро ба мо меомӯзад ва он ин аст, ки агар ба усули маънавӣ ва инсонӣ такя дошта бошем, метавонем аз душвориҳо ва мазоиқи он бигзарем... Вақте дар донишгоҳ будам, Ҷанги дуюми дунё оғоз шуда буд ва

дар он шароити сахт осори Мавлавӣ ба ман қудрат дод, то бар яъсе, ки рӯҳамро ошуфта карда буд, чира шавам... Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ мардест, ки ҳатто дар шароити бисёр сахту тира ҳаргиз ноумед намешавад ва аз даруни мусибатҳо ва фаҷоеъ аносири умед ва хушбиниро берун мекашад, дунёро накӯҳиш мекунад, вале аз ин марз фаротар меравад ва ба роҳи раҳоӣ ишора мекунад.» (1, 71)

Қобили тазаккур аст, ки дар давраи шӯравӣ адибоне, ки ба ирфону тасаввуф гароиш доштанд ва дар осорашон мазомини динӣ ба сурати ошкор ба дид мехӯрд, имкони ба барномаи таълими адабиёт, чи дар мактаби таҳсилоти миёнаи умумӣ ва чи дар макотиби олӣ, ворид гардиданро надоштанд. Бо вазидани насими бозсозӣ дар қаламрави шӯравии пешин ба тадриҷ ин кӯҳҳои яхин фурӯ афтоданд ва рӯзгору осори ин шахсиятҳои вораста аввал дар барномаи таълимӣ ва пасон дар китобҳои дарсӣ ҷой гирифтанд. Рӯзгор ва осори Мавлоно барои аввалин бор соли 1987 дар ҳаҷми ду соат ба барномаи таълими адабиёти тоҷик дар мактаби миёна ворид гардид.

Дар давраи соҳибистиқлолии кишварамон мо бештар ба гузаштаи пурифтихор ва чеҳраҳои баргузидаи илму фарҳанги хеш рӯйи ниёз овардаем, то ба онҳо аз дидгоҳи нав бо назардошти манфиатҳои имрӯзу фардои миллату сарзамин бингарем ва аз ин ганҷинаи хираду маърифати ниёгон барои маънидоди воқеъияти ҷаҳони муосир пурсамар истифода намоем. Дар соли 2007 ниҳоди фарҳангии Созмони Милали Муттаҳид - ЮНЕСКО пешниҳоди Ҷумҳурии Тоҷикистон ва кишварҳои форсизабонро дар хусуси таҷлили 800-умин солгарди умри Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ пазируфт ва ба ин муносибат дар аксари кишварҳои ҷаҳон маҳфилу



чорабиниҳои хотирмон сурат гирифтанд. Дар пойтахти Тоҷикистон – шаҳри Душанбе ба ин муносибат конфронси байналмилалӣ баргузор гардид, осори Мавлоно ва пажӯҳишҳои судманд роҷеъ ба зиндагиномаву осори ӯ чоп шуданд, ноҳияе номи Ҷалолуддини Балхиро гирифт ва муҷассамаи шоири ориф қомат афрохт, кӯчаву хиёбонҳои зиёде ба ин исм мусаммо гардиданд.

Ҷои хушнудист, ки дар таълими рӯзгору осори ин фарзонамард низ таҳаввулоти ҷиддӣ арзи ҳастӣ намуд, ҳикматҳои Мавлоно ҳатто дар китобҳои дарсии синфҳои ибтидоӣ мақоми сазовори худро пайдо намуданд, дар синфҳои болоӣ теъдоди соатҳои ба омӯзиши осори шоир бахшидашуда афзуданд, дар китобҳои дарсӣ низ роҷеъ ба зиндагинома ва эҷодиёти ин адиби мутафаккир маводи лозимӣ пешниҳод гардидааст. Яъне дар айни ҳол шогирдони мактаб бо рӯзгору осори Мавлоно ошно ҳастанд ва дар ин бобат зиёд ҳарф задан лузуме надорад.

Ва аммо дар мавриди асари бузурги «Маснавии маънавӣ» зикри чанд нуктаро ҷоиз медонем. Маснавӣ дорои ашъори бисёр баландпоя аст ва онро «Қуръон дар забони паҳлавӣ» (яъне тоҷикии форсӣ) медонанд. Ба таъкиди муҳаққиқи маъруф Муҳаммадризо Шафеъии Кадканӣ, «Маснавии маънавӣ» маъруфтарин маснавии забони форсист, ки мутлақ унвони маснавиро вежаи худ сохтааст. Аз ин асари бузург дар ҷанби китобҳои муқаддас ёд мешавад. Дар ҳақиқат низ аз лиҳози оғозу анҷом ва доштани назми хосе, ки берун аз ҳамаи низомҳои таснифист ва ҳамчунин услуби арзи матолиб ва роҳу расми тамсил ба китобҳои муқаддас мушобеҳат дорад.» (2, 13)

Ин асар маҳсули даврони пухтагӣ ва камоли завқу

андешаи Мавлоност ва гаронбаҳотарин мероси ирфониву ахлоқӣ дар адабиёти ҷаҳон аст. Сабаби таълифи китоби «Маснавии маънавӣ» он буд, ки рӯзе Ҳисомуддини Чалабӣ - шогирду муриди содиқ ва дӯсти беҳтарини Мавлоно иттилоъ ёфт, ки устодаш пайваста ба рағбати тамом ва ишқи азим «Илоҳинома» («Ҳадиқат-ул-ҳақиқа»)-и Ҳаким Саноӣ ва «Мантиқ-ут-тайр»-у «Мусибатнома»-и Фаридуддини Атторро мутолиа мекунад. Шабе ҳазрати Мавлоноро хилват ёфт ва гуфт: -Агар ба тарзи «Илоҳинома»-и Ҳаким Саноӣ, вале ба вазни «Мантиқ-ут-тайр» китобе бошад, то дар миёни оламиён ёдгоре бимонад ва мӯниси ҷони ошиқону дардмандон гардад, бағоят марҳамату иноят хоҳад буд…

Мавлоно Ҷалолуддин филҳол аз сари дастори мубораки худ ҷузве, ки шореҳи асрори куллиёту ҷузвиёт буд, ба дасти Ҳисомуддини Чалабӣ дод ва дар он ҳаждаҳ байт навишта буд. Ин абёти ҳамон достони най буд, ки онро найнома ҳам меноманд ва сароғози «Маснавӣ» гардид: *«Бишнав аз най чун ҳикоят мекунад».* Ин най дар тамоми шаш дафтари «Маснавӣ», дар тамоми қиссаҳову матолиби он ба мушоҳида мерасад, на фақат ба Мавлоно, балки ба ҳар инсони огоҳ аз асрори ҳастӣ ва ҳақиқати ин ҷаҳон, ба ҳар кучо ва ба ҳар забоне ин шикоятро дорад. Шикоят аз ин ки рӯҳ дар ин қолиби моддӣ зиндагонии инҷаҳонии худро зиндонӣ мебинад ва он чи мегӯяд, «ҳикоят аз ҷудоиҳост»

«Маснавӣ», ки сурудани он андаке пеш аз соли 1258 ба хоҳиши Ҳисомуддини Чалабӣ оғоз шуд, бо фаро расидани марги Ҷалолуддин нотамом монд ва охирин дафтар дар миёни достоне хатм мешавад. Эҳтимол меравад таълифи он чанд сол пеш аз марги Мавлоно (1273) мутаваққиф шуда бошад.



Нубуғи ҷаҳоншумули Мавлоно ба сурати комил дар «Маснавӣ» ҷилвагар мешавад. Ин асар муштамил бар шаш дафтар ва беш аз 25000 байт аст. Муҳаққиқи тоҷик Алии Муҳаммадии Хуросонӣ ёдрас мешавад, ки шояд мақсуди Ҷалолуддини Балхӣ аз «Маснавӣ»-ро дар шаш дафтар гуфтан аз он боис бошад, ки ӯ ба ҳастии дунё, ки аз шаш ҷиҳат – замину осмон ва чаҳор тарафи олам – Шарқу Ғарб ва Ҷануби Шимол иборат аст, бо нигоҳи илмӣ дар ҷомаи бадеият баҳо доданӣ мешавад. Ин ҳам як далели мантиқист, ки Мавлоно мебоист асари худро дар ҳамин шаш дафтар ҷамъбаст намояду ба хидмати ҷомеа пешкаш созад. (3, 8)

«Маснавӣ» дар баҳри рамали мусаддаси маҳзуф (фоилотун, фоилотун, фоилун: - V - - / - V - - / - V - ) таълиф гардида, дар он ҳикоятҳои зиёди комилан мухталиф гирд омадаанд. Дар аввалин нигоҳ чунин ба назар мерасад, ки шоир бе ҳадаф ва бидуни доштани тарҳи муайян дар зеҳн даст ба қалам мебарад ва замоне ки дар доми хиёл меафтад, мавзӯъҳоеро бармегирад ва каму беш бо ҳикоёти кӯтоҳ ба ороиши онҳо мепардозад. Вале ба андешаи муҳаққиқи барҷастаи англис Р.Николсон, ки бори нахуст матни илмию интиқодии «Маснавӣ»-ро (солҳои 1925-1937) ба табъ расонидааст, «ҳар ки бо диққат ин ашъорро бихонад, мушоҳида хоҳад кард, ки сохтори онҳо чандон ки менамояд, бенизом ва пароканда нест. Ин сухан, ки достонҳо бе ҳеч одобу тартибе дар пайи ҳам меоянд, ба куллӣ хатост. Ин достонҳоро риштаҳои зариф ба якдигар мепайвандад ва гузор аз яке ба дигарӣ ношӣ аз шеваи парваридани мазмун ба дасти шоир аст ва ҳар дафтар ба худии худ асари тамом ва як кулли ҳунариро ташкил медиҳад.» (4, 236)

Албатта, «Маснавӣ» китоби қисса нест, аммо қиссаву

ҳикоят ва достонҳое дорад, ки ҳадафи ҳамаи онҳо таълим аст. Р.Николсон дар мавриди дигар мегӯяд: «Маснавӣ» китоби достони барҷастаест. Дар он садҳо достон шомили намунаҳое аз ҳар навъ вуҷуд дорад ва ҳеч кас наметавонад муаллифи онҳоро ба надоштани қувваи ибтикор муттаҳам созад ё тавони вайро дар қолибрезии маводу масолеҳи хом ба осонӣ ва ба ҳар шакле, ки ирода кунад, наситояд. Чунон ки интизор меравад, бештарин бахши «Маснавӣ» шомили достонҳое аз Қуръони карим, тафсирҳои Қуръон, аҳодиси набавӣ, шарҳи зиндагонии анбиёи пеш аз ислом ва авлиёи мусалмон аст. Бисёре аз достонҳои марбут ба ҳайвонот, ки нақшҳои тамсилӣ ба онҳо вогузор шудааст, баргирифта аз «Калила ва Димна», ривояти арабии китоби «Панчатантра» («Панҷ китоб») ба забони санскрит аст. Мавлоно матолиби бисёреро ба орият гирифтааст, аммо ӯ ҳар чиро, ки ба даст овард, аз они худ мекунад ва ба тарзи хоси худ ба силки тасвир мекашад. Нахустин достони ин манзума аз Ибни Сино гирифта шудааст; нишони дигари достонҳоро метавон назди Саноӣ, Низомӣ ва Аттор суроғ гирифт ва эҳтимолан шумори бисёре аз онҳо дар маҷмӯаҳои достонии машҳур ва мардумписанд назири «Ҷомеъ-ул-ҳикоёт»-и Авфӣ ёфт мешавад... Эҳтимол дорад бархе ё бисёре аз онҳо ҳикоёти барчида аз ганҷинаҳои мутафарриқи қиссаҳои сайёр бошад, ки дарвешон ва дигар мусофирон онҳоро ин ҷову он ҷо бурдаанд ва Мавлоно бо баҳрагирӣ аз ҳофизаи худ бар қомати онҳо ҷомаи шеър пӯшонидааст.» (5, 236-237)

Ба ин тартиб, достонҳои «Маснавӣ» ҳама воқеӣ нестанд, балки бисёре аз онҳо бо қалами хиёл ба тасвир кашида шуда, аксаран дар китобҳои пешиниён низ омадаанд. Донишманди маъруф Бадеъуззамони



Фурӯзонфар маъхазу сарчашмаи бисёре аз достонҳои «Маснавӣ»-ро дар китоби арзишманди «Маъохизи қисасу тамсилоти «Маснавӣ» дарёфт намудааст. Аммо нубуғи Мавлоно дар тарзи нигориши ин достонҳо ва дарҷи нукоти ирфониву фалсафӣ ва инсоншиносонаву ҷаҳоншиносона дар онҳост.

Р.Николсон дар мавриди сабки сареҳи нимамуҳовараии достонҳои «Маснавӣ» хотирнишон сохтааст, ки «ин шева ҳар ҷо мавзӯъ иқтизо кунад, боло мегирад ва сангин мешавад.» (6, 239) Ба пиндори мусташриқи шинохта А.Арберри, «яке аз барҷастатарин вежагиҳои сабки сухансароии Ҷалолуддини Балхӣ ҳамин баҳраҷӯйӣ аз алфоз ва сохтаҳои дастурии забони омма аст, ки ба нудрат ба сурати дигаре то замони аҳли қалами навгаро ва имрӯзин дар паҳнаи адаби форсӣ зоҳир шудааст. Ин гуна даромехтани забони гуфтугӯӣ ва адабӣ ба ҳар чи бар забони Мавлоно меояд, тавони хориқулодат мебахшад ва ба сурати муассир бар устувории ривоёти худҷӯш ва шифоҳӣ мӯҳри таъйид мезанад.» (7, 239)

Ба андешаи файласуфоне чун Афлотун, Форобӣ, Ибни Сино ва Ибни Рушд, роҳи ақлонӣ роҳест, ки онро танҳо иддае аз фозилон, ки дорои истеъдоди ақлии боистае ҳастанд, паймуда метавонанд. Вале барои доираи васеъи мардум лозим аст, ки ҳамон «ҳақиқати ақлонӣ бо забони тахайюл - бо забони маҷозӣ, бо тамсилу истиора ва намод ва достону ҳикоят - баён гардад». (8,31) Мақсуди Мавлоно ҳам аз таълифи ин асар дарёфт ва баёни ҳақиқати ақлонӣ бо забони тахайюлии халлоқ аст, ки метавонад мардумро барангехта, хушбахтиву осоиши онҳоро тазмин намояд ва ба фаъолияти судманду созанда роҳнамоӣ кунад. Ба ибораи дигар, «Маснавӣ» китоби таълим аст, таълими тариқат барои расидан ба ҳақиқат. Мавлоно дар ин асар

бештар ба ахлоқу тарбият назар дорад ва мисли як шайхи тарбият мекӯшад, ки хонандаро аз худ берун оварад ва аз ӯ чизи тозае бисозад. Аз ин рӯ барои вай румузи ахлоқ, хосса, ахлоқи шаръиро баён мекунад ва бо достонҳову амсол вайро саргарму хурсанд медорад. Ин амсолу достонҳо ҳама ҷанбаи таълиму ахлоқ дорад, ҳатто чанд ҳикояти зишту нораво ҳам, ки дар он ҳаст, аз ҳамин қасди тарбият холӣ нест, вақоҳати баёне ҳам, ки тайи онҳо ҳаст, аҳволу ахлоқи асрро баён мекунад. Ба ҳар ҳол, Мавлоно дар ин китоб бештар ба тазҳибу тарбияти инсон алоқа дорад ва достонсароии ӯ низ аз ҳамин рӯст. (9, 175)

Ба қавли донишманди маъруф Бадеъуззамони Фурӯзонфар, «Мавлоно аз ҳайси ахлоқ ва хайрхоҳии халқ ба бузургтарин анбиёву авлиё ва мардони Худо ва хидматгузорони олами инсоният шабеҳ аст ва аз рӯйи ҳаққу ростӣ метавон ӯро дар радифи бузургтарин роҳнамоёни башар қарор дод.» (10, 141) Паёмбари гиромӣ (с.) мефармоянд: «Ҳар ки нафси худро шинохт, Худовандро бишносад», яъне агар инсон ҷойгоҳи худ ва ҳадафи офариниши хешро бишносад, ба зинаи маърифат бирасад. Бояд инсони некманиш пайваста дар шинохти асли хеш кӯшо бошад ва ба он тавфиқ биёбад, ҳарчанд ки он парвариши зиёди рӯҳонӣ ва тазкияву сафои ботинро тақозо мекунад. Ба андешаи Мавлоно, ҳар кӣ асли хешро шинохта, соҳиби «дарди иштиёқ» бошад, ҷӯёи рӯзгори васли хеш аст, дар ҳар ҷамъияте нолон ва ҳамҷулуси бадҳолону хушҳолон мебошад. Дар ин маврид, ҳақ ба ҷониби пажӯҳишгари тоҷик Комилҷон Саидолимов аст, ки мегӯяд: «Калимаи «бадҳол» ба ду маънӣ – ноқис ва хаёлоти моддии инсон омадааст, дар зери мафҳуми «хушҳол» бошад, орифону соликон дар назар дошта шудаанд. Инсон ба хотири дарёфти камолоти маънавӣ



бояд чун анбиёву авлиё ва мардони ҳақ аввалтар аз ҳама тавассути риёзату ибодат ва амали солеҳ ойинаи дилро поку беғубор созад»:

*Ойинаи дил соф бояд то дар ӯ,*
*Вошиносӣ сурати зишт аз накӯ.* (11, 90)

Чанде пеш дӯсти арҷманд Муҳаммадризо Ғиёсӣ, ки дар Ҷумҳурии Исломии Эрон машғули омӯзиш буд, бо ихлосу муҳаббати фаровон китоби «Ҳикоятҳо ва ҳидоятҳо аз «Маснавӣ»-ро дар ду ҷилд ба унвони яке аз таҳиягарони ин муҷаллад ирсол дошт. Нигориши ин китоби пурарзиш аз ҷониби муҳаққиқ ва нависандаи эронӣ Алии Шервонӣ сурат гирифта, соли 1376 тавассути интишороти «Нашри балоғат»-и шаҳри Қум чоп шудааст. Муаллиф дар ин навиштор достонҳое, ки Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ дар китоби монданӣ ва хондании «Маснавии маънавӣ» оварда, бо зарофати табъи бемонандаш ҳақоиқи ирфониву инсоншиносонаи бисёр дақиқу арзишмандеро дар онҳо гунҷонидааст, бо забони содаву зудёб гузориш намуда, то ҷавонони адабдӯст битавонад бад-ин васила вориди дунёи «Маснавӣ» шаванд, ҳикоятҳои онро биёмӯзанд ва аз ҳидоятҳои он баҳраманд гарданд. Лозим ба ёдоварист, ки Алии Шервонӣ дар бархе аз мавориpermitted, аз ҷумла, достонҳои марбут ба Мӯсо алайҳиссалом ва Фиръавн, барои ҳифзи риштаи пайванд қисматҳоеро афзудааст, ки дар худи «Маснавӣ» ёд нашудаанд.

Муаллиф дар нигориши ин асар аз манбаъҳои зиёде баҳравар шудааст, ки муҳимтарини онҳо иборатанд аз:

1. Бадеъуззамони Фурӯзонфар. Маъохизи қисасу тамсилоти «Маснавӣ». Чопи чаҳорум. -Теҳрон: Амири Кабир.

2. Муҳаммадтақии Ҷаъфарӣ. Тафсир ва нақду таҳлили «Маснавӣ». -Теҳрон: Интишороти исломӣ.

3. Реналд Ален Николсон. Шарҳи «Маснавии маънавӣ»-и Мавлавӣ. Тарҷума ва таълиқи Ҳасани Муҳитӣ. -Теҳрон: Ширкати интишороти илмиву фарҳангӣ.

4. Абдулбоқии Гулпинорли. Наср ва шарҳи «Маснавии Шариф». Тарҷума ва тавзеҳи Субҳонӣ. -Теҳрон: Созмони чоп ва интишороти Вазорати фарҳанг ва иршоди исломӣ.

5. Карими Замонӣ. Шарҳи ҷомеъи «Маснавӣ». -Теҳрон: Интишороти «Иттилоот».

6. Муҳаммад Муҳаммади Иштиҳордӣ. Достонҳои «Маснавӣ». -Теҳрон: Интишорати «Паёми озодӣ».

Донишманди фақид Абдулҳусайни Зарринкӯб барҳақ зикр мекунад: «дар «Маснавӣ» авҷи парвози фикр бисёр баланд аст ва касе ки аз сатҳу зоҳири қисса дармегузарад, дар варои он андешаҳои баланд ва ҳаяҷонҳои латифу шариф бозмеёбад, ки фаҳми он барои ҳар кас даст намедиҳад ва дарёфти он омодагии хос талаб мекунад, ки дар ом нест.» (12, 175) Бо назардошти он ки мутолиаи «Маснавии маънавӣ» ва дарки ҳикоёту тамсилоти он на фақат барои мактабиён, балки барои аксари бузургсолони муосири тоҷик низ душворӣ меорад ва аз ҷониби дигар, нашри тоҷикии ин шоҳкории беназири Мавлоно (-Теҳрон: 2001) низ ҳолиё хеле камёб гардидааст, мо тасмим гирифтем, ки китоби мазкурро ба хати имрӯза баргардон намуда, дар хидмати хонандагони арҷманд қарор бидиҳем. Ба хотири ба толибилмон фаҳмотар шудани матлаб дар ҳар саҳифа шарҳи луғоти душворфаҳмро афзудем. Шарҳи баъзе луғатҳо дар саҳифаҳои минбаъда такроран низ меояд ва ин кор танҳо барои зудрас шудани дарки маънӣ ба хонандагон раво дониста шуд. Зимни баргардони матн



кӯшиш ба харҷ дода шуд, ки ном ва сифатҳои Худованд бо ҳарфи калон навишта шаванд, инчунин то ҳадди имкону тавон тартиби ҷумлабандӣ ва қоидаҳои имлои забони тоҷикӣ муроот гарданд.

Қобили зикр аст, ки зимни ба чоп омода намудани китоб абёти истифодашуда аз «Маснавӣ»-ро бо нашри тоҷикии ин шоҳкории бегазанди Мавлоно («Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ. Бар асоси матни Р.Николсон ва муқобала бо нусхаҳои дигар. Таҳия, танзим ва баргардони матн аз Баҳриддини Ализода ва Алии Муҳаммадии Хуросонӣ. –Теҳрон, 2001) муқоисаву муқобала намудем ва аз ҳар ду нусха шакли нисбатан саҳеҳи абётро баргузидем.

Азбаски худи Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ дар муқаддимаи дафтари аввали «Маснавӣ» мақсад, ҳадаф ва сабаби таълифи асарашро ба сурати возеҳ шарҳ додааст, дар оғоз зикри он муносиб дониста шуд.

Ба донишманди покизакор Аҳмад Ҳоҷиев, ки матни ин китобро бо ҷиддияту ҳавсалаи тамом мутолиа намуда, заъфу кӯтоҳии матни таҳияшударо ислоҳ кард ва барои шарҳи вожаҳои душворфаҳм дастуроти лозимро ироа дошт, самимона ташаккур мегӯем. Ҳамчунин ба донишҷӯи Донишкадаи давлатии забонҳои Тоҷикистон ба номи Сотим Улуғзода Фарҳоди Ғайбулло, ки чанд ҳикоятро аз ин китоб таҳия кард, арзи сипос менамоем.

Китоби «Ҳикоятҳо ва ҳидоятҳо аз «Маснавии маънавӣ» бо истиқбол ва ҷонибдории амиқ аз тасмими Ҳукумати Ҷумҳурии Тоҷикистон дар мавриди ҳамасола дар таърихи 30-юми сентябр ҷашн гирифтани «Рӯзи Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ» дар кишвари азизамон таҳия гардид. Умедворем, ки он қадаме муҳимме бошад

барои ошно шудани толибилмони ҷавон бо мероси яке аз чеҳраҳои мондагори фарҳангии ин марзу бум Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ.

***Адабиёт:***

1. Иқтибос аз мақолаи Н.Ҷаҳонгир. Ҳамдилӣ аз ҳамзабонӣ беҳтар аст // Маҷ. «Маорифи Тоҷикистон», №4 (82), саҳ. 68-71.

2. Муҳаммадризо Шафеъии Кадканӣ. Рӯзгор ва осори Мавлоно // Маҷ. «Адаб», 1992, саҳ.10-21.

3. Алии Муҳаммадии Хуросонӣ. Вусъати назар ва баландии андешаи Мавлоно дар «Маснавӣ». Пешгуфтор ба китоби «Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммади Балхӣ. Бар асоси матни Р.Николсон ва муқобила бо нусхаҳои дигар. -Теҳрон, 2001.

4. Иқтибос аз китоби А.Арберри «Адабиёти классикии форсӣ». Тарҷумаи доктор Асадуллоҳи Озод. -Машҳад, 1371.

5. Ҳамон ҷо.

6. Ҳамон ҷо.

7. А.Арберри. «Адабиёти классикии форсӣ». Тарҷумаи доктор Асадуллоҳи Озод. -Машҳад, 1371.

8. Азиз Исмоил. Дебоча. Дар кит. «Суннатҳои ақлонӣ дар ислом». -Душанбе, 2002.

9. Абдулҳусайни Зарринкӯб. Бо корвони ҳулла. Таҳия ва тавзеҳи Шодӣ Шокирзодаи Нӯъмонпур ва Райҳон Мамадаминзодаи Соҳибназар. -Душанбе: «Пайванд», 2004.

10. Бадеъуззамони Фурӯзонфар. Рисола дар таҳқиқи аҳвол ва зиндагонии Мавлоно Ҷалолуддин Муҳаммад машҳур ба Мавлавӣ. -Теҳрон, 1361.

11. Комилҷон Саидолимов. Тасвири инсон дар ҳикояву тамсилоти «Маснавии маънавӣ»-и Мавлоно Ҷалолуддини Балхӣ. -Душанбе, 2007.

12. Абдулҳусайни Зарринкӯб. Бо корвони хулла. -Душанбе: «Пайванд», 2004.



# Дафтари якум

**Чалолуддини БАЛХӢ**

**Бисми-л-лоҳи-р-раҳмони-р-раҳим**

# МУҚАДДИМАИ ДАФТАРИ АВВАЛ

Ин китоби "Маснавӣ" аст, ки усули усули усули дин аст. Дар бораи кашфи розҳои вусул ба ҳақиқат ва расидан ба мартабаи яқин аст. Ва дониши бузурги худовандӣ аст. Ва роҳи равшани худопарастӣ аст. Ва ошкортарин бурҳони худошиносӣ аст. "Рӯшноии он монанди фонусест, ки дар он чароғе бошад", чароғе, ки равшантар аз бомдодон нур бияфшонад. Ин китоб биҳишти дил аст, чашмаҳо ва шохсороне дорад ва аз он миён чашмаест, ки равандагони ин роҳ ба он Силсабил мегӯянд ва соҳибони мақомот ва кароmот ин биҳиштро барои мондан ва осоиши рӯҳ беҳтарин чой медонанд. Некон дар ин биҳишт мехӯранд ва менӯшанд ва озодагон аз он кушодахотир ва шодмон мешаванд. Ин китоб чун рӯди Нил барои шикебоён нӯшидане гуворо ва барои фиръавниён ва худоношиносон рашку ҳасрат аст, чунон ки дар каломи Худо мехонем: "Ба он бисёре аз касонро гумроҳ мекунад ва бисёреро ба роҳ меоварад" ва ин китоб дармони синаҳои дардманд аст ва зудояндаи зангҳои андӯҳ ва розгушои Қуръон ва





фаровонкунандаи рӯзиҳои маънавӣ ва мӯчиби поксозии хӯйи одамиён, "ба шарти он ки дар дасти паёмгузорони бузургвору некӯкор бошад", ки нагузоранд "чуз покон касе ба он даст бизанад" ва бидонанд, ки "ин фуруд омада аз сӯйи Парвардигори чаҳониён аст" ва "пеш аз он ё пас аз он ҳеч сухани дигаре, онро дигаргун ё мансух нахоҳад кард" ва Худованд ин китобро нигоҳ медорад "ва Ӯ беҳтарин нигоҳдоранда ва аз ҳамаи меҳрубонон нармдилтар аст". Барои ин "Маснавӣ" алқоби дигаре ҳам ҳаст, ки Худованд бар он ниҳодааст ва мо бо ҳамин мухтасар суханро кӯтоҳ кардем ва ин мухтасар худ нишонаи бисёр аст ва ин чуръа ба обгире раҳ менамояд ва ин як мушт сухан аз хирмани гарон мегӯяд.

Ин бандаи нотавон ниёзманд ба раҳмати Худои баландпоя, Муҳаммад ибни Муҳаммад ибни Ҳусайни Балхӣ, ки Худо бандагии ӯро қабул кунад, мегӯяд: "Ман дар татвили ин китоби манзуми "Маснавӣ" кӯшидаам, китобе, ки шомили достонҳои шигифту нодир, суханони дурахшон ва раҳнамойиҳои равшан аст. Ин китоб аз тариқати парҳезгорон сухан мегӯяд ва бӯстони худопарастон аст; шолудаҳои сухан дар он мухтасару кӯтоҳ ва маънонии онҳо бисёр аст. Ин кӯшишро ман ба дархости касе кардаам, ки сарвар, такягоҳ ва мӯътамади ман аст ва порае аз пайкари ман аст, ки дар он рӯҳи ман чой дорад ва захираи

имрӯзу фардои ман аст ва ӯ пири пешвои орифон, раҳнамои расидан ба мартабаи яқин, фарёдраси халқ, амини дилҳову ақлҳо, супурдаи Худованд дар миёни офаридагон ва баргузидаи ӯ аз миёни халқ ва ҷилвагоҳи васоёест, ки Худо бар паёмбараш фармуда ва асроре, ки бо бандаи хосси даргоҳаш дар миён ниҳода, калиди ганҷинаҳои Арш ва амини ганҷҳои ин ҷаҳон Абулфазойил Ҳусомулҳақ ва-д-дин Ҳасан ибни Муҳаммад ибни Ҳасан маъруф ба Ибни Ахии турк аст. Боязиди ин рӯзгор ва Ҷунайди ин замона ва марде ростин дар мартабаи Абӯбакр аст ва падару аҷдодаш низ чунин будаанд, ки Худованд аз ӯ ва аз ҳамаи онҳо хушнуд бод. Дар асл аз мардуми Урумия аст ва аз тариқи ин сухани маъруф, "ба ҳангоми хуфтан курд будам ва бомдодон араб бархостам", нисбате ба шайхи бузургворе дорад, ки гӯяндаи ин сухан аст - Худо равони он шайху фарзандони ӯро пок бидорад ва ин падару фарзанд чӣ салафу халафи некӯе ҳастанд. Ҳусомуддин насабе дорад, ки хуршед ҷомаи худро бар он афгандааст ва ҳасабе дорад, ки ахтарон рӯшноии худро ба пешгоҳаш афшондаанд. Ҳамвора даргоҳи ин хонадон қиблагоҳи таваҷҷӯҳи дигарон будааст ва ҳамвора фарзандони соҳибони вилояти маънавӣ ба он рӯй меоваранд ва Каъбаи орзуҳост, ки хосторони лутф гирди он мегарданд.

Умед, ки ҳамвора, то ситорае медурахшад ва





ахтаре метобад, ин даргоҳ паноҳе бошад барои онҳо, ки соҳиби басиратанд ва раббониву рӯҳониву осмониву аршиву нурониянд, онҳо ки дигарон дар наззораи онҳо хомӯш мемонанд, ғойибоне, ки ҳузур доранд, хусравоне, ки дар ҷомаҳои мундарисанд ва нуҷабои воқеии ҷамооти мардуманд ва соҳибони фазилатанд ва рӯшноиҳои раҳнамояндаанд. Эй Парвардигори ҷаҳониён, ин дуъои моро бипазир ва ин дуъоест, ки пазируфта хоҳад буд, зеро ҳамаи гурӯҳҳои халқро дар бар мегирад. Ва ситоиши Худои ягонаро ва дуруди Худо ба сарвари мо Муҳаммад ва пайравонашу хонадонаш. Ва Худо моро бас аст ва коргузоре нек аст.

# ИШҚИ ШОҲ БА КАНИЗ

Подшоҳе барои шикор равонаи саҳро шуд. Дар роҳ ба канизи зеборӯе бархӯрд ва дар ҳамон нигоҳи нахуст дилбохтаи ӯ шуд. Канизро ба баҳои гизоф[1] харид ва ба қасри хеш овард. Аммо дере напоид, ки каниз сахт бемору ранҷур гашт ва подшоҳ дар андӯҳи ҷонсӯз ғарқ шуд. Табибони бисёр ба болинаш оварданд, аммо муолиҷату дармон суде набахшид.

*Ҳар чи карданд аз илоҷу аз даво,*
*Гашт ранҷ афзуну ҳоҷат нораво.*
*Он канизак аз мараз чун мӯй шуд,*
*Чашми шоҳ аз ашки хун чун ҷӯй шуд.*

Подшоҳ ноумед аз муолиҷаи табибон рӯ ба сӯи Худо овард. Фаровон ашк рехт ва дуову ниёиши[2] бисёр кард ва аз он Бахшоишгари Меҳрубон шифои канизро талаб намуд. Дар ин ҳол хоб ӯро даррабуд. Дар хоб пиреро дид. Пир ӯро мужда дод, ки дуоят ба иҷобат расид, табибе тезҳуш назди ту ояд ва канизро дармон намояд.

Подшоҳ бедор шуд ва бесаброна вуруди[3] табиби мавъудро[4] интизор мекашид. Чанде нагузашт, ки табиб омад ва подшоҳ худ ба пешвози вай шитофт. Қиссаро барои табиб бозгуфт ва ӯро бар болини каниз бурд. Табиб пас аз андак муоинае дарёфт, ки дарди каниз дарди ишқ аст. Аз подшоҳ хост, ки хонаро хилват кунад. Чунин карданд ва дар хона ҷуз табибу бемор касе намонд. Он гох:

*Нарм - нармак гуфт: -Шаҳри ту куҷост?*
*Ки илоҷи аҳли ҳар шаҳре ҷудост.*

[1]*Гизоф* – бехад, бехисоб, аз андоза берун.
[2]*Ниёиш* – зориву илтиҷо, дуои хайр.
[3]*Вуруд* – ворид шудан, расида омадан.
[4]*Мавъуд* – ваъдакардашуда, пешакӣ таъиншуда.





*В-андар он шаҳр аз қаробат[5] кистат?*
*Хешиву пайвастагӣ бо чистат?*
*Даст бар набзаш ниҳоду як ба як,*
*Бозмепурсид аз ҷаври фалак.*

Табиб даст бар набзи каниз ниҳода буд ва аз ситамҳои рӯзгор мепурсид. Табиб ба тариқи достон ҳоли дӯстони канизакро ҷӯё мешуд ва ӯ ошкоро моҷароҳои зиндагониаш, хона, арбобон ва ҳамшаҳриёнашро ба ҳаким[6] бозмегуфт. Ҳаким ба қиссаҳои ӯ гӯш медод ва набзи ӯро месанҷид, то бидонад аз шунидани номи чӣ касе тапиши набзи ӯ шиддат меёбад. То он ки ба Самарқанд расид:

*Набзи ӯ бар ҳоли худ буд бегазанд,*
*То бипурсид аз Самарқанди чу қанд.*
*Набз ҷасту рӯй сурху зард шуд,*
*К-аз самарқандии заргар фард шуд.*
*Чун зи ранҷур он ҳаким ин роз ёфт,*
*Асли он дарду балоро боз ёфт.*
*Гуфт: -Кӯи ӯ кадом аст дар гузар?*
*Ӯ Сари пул гуфту кӯйи Ғотифар.*

Табиб донист, ки канизак ошиқи заргари самарқандист. Моҷароро барои шоҳ бозгуфт. Шоҳ аз табиб роҳи дармон хост. Табиб гуфт: -Ба ҳар қимате заргарро назди худ биёвар.

Шоҳ бо фиреб ва сарфи динорҳои фаровон саранҷом маъшуқи канизро назди худ овард ва ӯро заргари махсуси худ кард. Пас аз муддате табиб аз шоҳ хост, ки канизро ба ақди заргар дароварад. Шоҳ чунин кард. Каниз, ки ба visоли маъшуқ расида буд, ба зудӣ беҳбуд ёфт. Он гох табиб найранге зад ва заргарро масмум[7] сохт. Заргар бемору зардачеҳра шуд ва зебоиву тароватӣ хешро аз

[5]*Қаробат* - хешу табор, наздикон
[6]*Ҳаким* – табиб, пизишк, донишманд.
[7]*Масмум* – заҳролуда, заҳрдодашуда, заҳрнок.

даст бидод. Каниз кам-кам ба ӯ бемеҳр гашт ва оташи ишқаш фурӯ хуфт. Ва ин ҳикоят ишқҳои ҷисмониву шаҳвонист, ки ба обе меояду ба боде меравад ва ҳаргиз пойдор намонад:

*Ишқҳое, к-аз пайи ранге бувад,*
*Ишқ набвад, оқибат нанге бувад.*

Бо ин чораҷӯии табиб каниз дармон ёфт ва ишқи заргар аз дилаш берун шуд ва подшоҳ ба мақсуди худ расид ва ғами дил берун ронд.

## БАҚҚОЛ ВА ТӮТӢ

*Буд баққолеву вайро тӯтие,*
*Хушнавое, сабз, гӯё, тӯтие.*
*Бар дукон будӣ нигаҳбони дукон,*
*Нукта гуфтӣ бо ҳама савдогарон.*

Баққол[8] дар дукони хеш тӯтии шаккаршикане дошт. Тӯтӣ бо гуфтаҳои ширину намакини худ муштариёнро ба дукони баққол мехонд ва баққол низ ба навое мерасид. Рӯзгор бар ин ҳол мегузашт, то ин ки рӯзе гурбае дар дукони баққол мушеро дунбол кард ва тӯтӣ, ки сахт тарсида буд, аз тарси ҷони худ:

*Ҷаст, аз сӯи дукон, сӯе гурехт,*
*Шишаҳои равгани гулро бирехт.*

Аз ин сӯ ба он сӯ мепарид ва шишаҳои рӯғани бодомро бар замин рехт. Чанде нагузашт, ки баққол бозомад ва рӯғанҳоро бар замин рехта дид. Аз хашм тӯтиро гирифт ва бар сараш кӯфт. Мӯи сари тӯтӣ бирехт ва тос[9] шуд. Аз он пас тӯтӣ дигар ҳеч нахонд ва ҳеч нагуфт. Афсурдаву хомӯш гӯшае куз[10] карда буд.

Баққол, ки равнақи дукони хешро рафта дид, аз кардаи

[8]*Баққол* –фурӯшандаи озуқа.
[9]*Тос* – кал.
[10]*Куз* – хамида ва дутошуда; пуштхамида, каҷ.





худ пушаймон шуд. Тӯтиро навозишҳо кард, то шояд дубора ба сухан ояд. Аммо тӯтӣ ранҷидахотиртар аз он буд, ки бо ин навозишҳо, кутак[11] ба ноҳақ хӯрда ва сари тосро фаромӯш кунад.

Рӯзҳо як ба як сипарӣ мешуд ва тӯтӣ ҳамчунон хомӯш буд; то он ки рӯзе касе, ки ҳамчун тӯтӣ мӯе бар сар надошт, аз дукон гузашт. Тӯтӣ бо дидани ӯ ба сухан омаду гуфт: -Магар ту низ рӯған бар замин рехтаӣ, ки соҳибат бар сарат зада ва тос шудаӣ?

Тӯтӣ марди тосро бо худ қиёс кард ва чун рехтани мӯи ӯ бад-он сабаб буд, ки соҳибаш бар сараш кӯфта буд, мепиндошт, ки ҳар тосеро сабаб рехтани рӯған ва бар сар кӯфтан аст.

*Кори поконро қиёс аз худ магир,*
*Гарчи бошад дар навиштан шер шир.*
*Ҷумла олам з-ин сабаб гумроҳ шуд,*
*Кам касе з-абдоли[12] Ҳақ огоҳ шуд.*
*Он яке шер аст андар бодия,[13]*
*В-он яке шир аст андар бодия.[14]*
*Он яке шир аст, ки одам мехӯрад,*
*В-он яке шер аст, ки одам мedarad.*

## УСТОД ВА ШОГИРДИ ДУБИН

Устоде шогирди дубин[15] дошт, ки ҳар чизро дуто медид. Рӯзе устод ӯро гуфт: -Шишае дар он утоқ аст, биёвараш.

*Гуфт аҳвал:[16] -З-он ду шиша ман кадом,*
*Пеши ту орам? Бикун шарҳи тамом.*

Шогирди дубин гуфт: -Он ҷо ду шиша аст; ман кадомро

[11]*Кутак* – зарба, шаллоқ.
[12]*Абдол* – хосони Худо; гурӯҳе аз авлиёуллоҳ, ки дар олам ҳафтод нафаранд.
[13]*Бодия* –дашти беобу алаф, биёбон, саҳро.
[14]*Бодия* – зарфи калони мисин, косаи калон.
[15]*Дубин* – олус.
[16]*Аҳвал* - дубин.

биёварам?

*Гуфт устод: -Он ду шиша нест, рав,*
*Аҳвалӣ бигзору афзунбин машав.*

Устод мегуфт: -Дар он ҷо як шиша бештар нест.

Аммо шогирд намепазируфт. Саранҷом устод гуфт:

-Аз он ду якеро бишкан.

Шогирд шишаро бардошт ва бар замин кӯфт ва он гоҳ фаҳмид, ки шишае дигаре дар кор нест.

*Хашму шаҳват мардро аҳвал кунад,*
*З-истиқомат рӯҳро мубдал[17] кунад.*

Ҳуббу[18] буғз[19] мӯҷиб мешавад инсон воқеиятро на он гуна, ки ҳаст, балки якеро дуто бубинад ва рӯҳ аз роҳи рост мунҳариф[20] гардад.

## ПОДШОҲИ ЯҲУДӢ ВА МАСЕҲИЁНИ БЕГУНОҲ

*Буд шоҳе дар ҷуҳудон зулмсоз,*
*Душмани Исову насронигудоз.*

Подшоҳе яҳудӣ бо ҳазрати Исо алайҳиссалом сахт душман буд ва масеҳиёнро ба гуноҳи дӯстии Исо аз дами теғ мегузаронд. Ин подшоҳ ҳам монанди он шогирди дубин буд; чаро ки Мӯсову Исоро дуто медид. Дам аз Мӯсо мезад ва бо Исо душманӣ меварзид; дар ҳоле ки он ду ба ростӣ, яке буданд ва як ҳақиқатро мегуфтанд ва роҳашон яке буд; ҳар ду дам аз ибодату бандагии Ҳақ мезаданд ва мардумро ба Ӯ мехонданд.

Ин шоҳи яҳудиро вазире буд маккору ҳилагар. Рӯзе ба шоҳ гуфт:

[17]*Мубдал* – дигаргун.
[18]*Ҳубб* - дӯстӣ, меҳру муҳаббат.
[19]*Буғз* – кина, адоват, душманӣ.
[20]*Мунҳариф* – берун рафтан, аз ҳадди эътидол баромадан.





*Гуфт: -Тарсоён паноҳи ҷон кунанд,*
*Дини худро аз малик пинҳон кунанд.*

Масеҳиён тақия[21] мекунанд ва дини худро пинҳон медоранд ва аз марг ҷон ба саломат мебаранд. Барои он, ки ононро шиносӣ, ман худро масеҳӣ ва пайрави ойини Исо мехонам, ба миёни онон меравам ва кам-кам раҳбари онон мегардам, пас якояк ононро боз хоҳам шинохт. Он гоҳ миёнашон чанддастагӣ падид меоварам ва эшонро ба ҷони ҳам меандозам, то аз дарун заифу нотавон гарданд. Пас чун ту бар онон битозӣ, аз эшон як тан боқӣ нагузорӣ.

*Гуфт: -Эй шаҳ, гӯшу дастамро бибур,*
*Биниам бишкофу лаб дар ҳукми мур.*
*Баъд аз он дар зери дор овар маро,*
*То бихоҳад як шафоатгар маро.*

Шоҳ ба хостаи вазир дастур дод, то гӯшу дасти вайро бbuриданд ва биниашро шикофтанд ва зери дор овардандаш ва он гоҳ бо миёнҷигарии касе раҳояш карданд.

Вазир бо ин найранг ба миёни масеҳиён рафт ва онҳо низ ӯро ба гумони ин, ки муҷоҳидест сабур, ки дар роҳи дини Масеҳ шиканҷа дида, ба гармӣ пазируфтанд; назди ӯ гирд омаданд ва аз ҳар самт ба сӯяш шитофтанд.

Вазир шаш сол миёни онон монд ва назди эшон мақоми волову манзилати[22] баланд ёфт. Он гоҳ фитнагариву ихтилофафканиро оғоз кард ва миёни масеҳиён базри[23] тафриқа пароканд. Онҳоро ба чанд гурӯҳ тақсим кард ва бар ҳар гурӯҳ амире гумошт.

Ӯ дар пинҳон ба ҳар амире гуфт, ки ҷонишини ман ту ҳастӣ ва ҳукми ҷонишинии худро ба ҳар як аз онон дод. Сипас ҳар як аз ин амирон бо ҳаводорони худ дар

[21]*Тақия* – замонасозӣ, парҳезгорӣ.
[22]*Манзилат* – мартаба, рутба, дараҷа, поя.
[23]*Базр* – тухм, дона.

баробари якдигар истоданд ва сахт бичангиданд.

*Хун равон шуд ҳамчу сел аз чапу рост,*
*Кӯҳ-кӯҳ андар ҳаво з-ин гард хост.*

Бибояд донист, ки душмани берунӣ танҳо дар сурате метавонад бар уммат[24] ғолиб ояд, ки уммат ваҳдати калимаи худро аз даст бидиҳад ва дар баробари ҳам саф зананд ва бо ҳам биситезанд. Агар чунин шуд, душман бе ҳеҷ заҳмате ба мақсуди хеш хоҳад расид ва ин тадбирест, ки душманон аз дер боз андешидаанд, ки «тафриқа андозу ҳукумат кун».

*Мунбасит[25] будему якҷавҳар ҳама,*
*Бесару бепо будем, он сар ҳама.*
*Як гуҳар будем ҳамчун офтоб,*
*Бегираҳ будему софӣ ҳамчу об.*
*Чун ба сурат омад он нури сара,*
*Шуд адад чун сояҳои кунгура.[26]*
*Кунгура вайрон кунед аз манҷаниқ,[27]*
*То равад фарқ аз миёни ин фариқ.[28]*

## ОТАШ ВА САҶДА БАР БУТ

Подшоҳе яҳудӣ ба баҳонаи ёрӣ расонидан ба кеши хеш теғ бар гардани инсонҳои бегуноҳ гузорида буд ва бе муҳобо[29] муътақидон ба дигар адёнро дар оташи қаҳри худ месӯзонд. Оташе барафрӯхт ва дар канори он буте гузошту гуфт:

[24]*Уммат* – мардум, ҷамоат, қавм, гурӯҳ; пайрави як миллат ва як дин.
[25]*Мунбасит* – хушу хуррам, хушҳол; паҳншуда, густурда.
[26]*Кунгура* – дандонаи болои девор, сари дандонадори девори қалъа ва қасрҳо; айвон, болохона.
[27]*Манҷаниқ* – олоти фалохунмонанд, ки онро бар сари чӯбе ҷойгир карда, сангҳои калон ё гулӯлаҳои оташро дар он ниҳода, девори қалъаро мешиканананд.
[28]*Фариқ* – ҷамоате аз мардум, тоифа; гурӯҳ, қисм, ҳисса.
[29]*Бе муҳобо* – бе риоя, бераҳм.





*К-он ки ин бутро суҷуд орад, бираст,*
*В-ар наёрад, дар дили оташ нишаст.*

-Ҳар касе бар ин бут саҷда кунад, аз оташ дар амон хоҳад буд, вагарна дар миёнаи оташ хоҳад нишаст.

Эй азиз! Ин бути нафс аст, ки бутҳои дигарро метарошад ва инсонро ба саҷда дар баробари он мехонад, агар бутҳои берунӣ мор бошанд, бути нафс аждаҳост:

*Модари бутҳо бути нафси шумост,*
*З-он ки он бут мору ин бут аждаҳост.*

Рӯзе он подшоҳи нодону ситампеша занеро ҳамроҳ бо бачааш канори бут овард ва занро фармон дод, ки бар бут саҷда кунад. Зан, ки мӯъмини муваҳҳид[30] буд, аз саҷда кардан бар остони бут худдорӣ кард. Ба фармони шоҳ бачаи ӯро гирифтанду дар оташ афканданд. Модари бечора, ки сахт ҳаросону нолон шуда буд, хост бар бут саҷда кунад, ки ногаҳон аз миёни оташ кӯдак бонг баровард, ки: -Ман намурдаам. Модар! Ту ҳам пой даруни оташ неҳ, ки дар ин ҷо ман хушам:

*Қудрати он саг бидидӣ, андаро,*
*То бубинӣ қудрату фазли Худо.*
*Андароед, эй ҳама парвонавор,*
*Андар ин оташ, ки дорад сад баҳор.*
*Андар оед, эй мусалмонон ҳама,*
*Ғайри азби[31] дин, азоб аст он ҳама.*
*Андаро, осори Иброҳим бин,*
*К-ӯ дар оташ ёфт сарву ёсамин.*

Ин бонги рӯҳонӣ чунон шӯру шавқе дар миёни яктопарастон афканд, ки даста-даста сӯи оташ меомаданд ва худро дар оташ меандохтанд, то бар бут саҷда накунанд.

Он шоҳи яҳудӣ сахт пушаймон гашт ва донист, ки ошикро ба оташ натвон тарсонд:

[30]*Муваҳҳид* – эътиқодманд ба Худои ягона.
[31]*Азб* – форам, ширин, гуворо.

*К-андар оташ халқ ошиқтар шуданд,*
*Дар фанои ҷисм содиқтар шуданд.*

## АЙБҶӮӢ АЗ ПОКОН

Беадабе сиёҳдил номи Паёмбари гиромӣ салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам ба сухра[32] бар забон ронд ва ҳангоми бурдани номи он Ҳазрат даҳонашро кач кард. Ба кайфари ин амали зишт даҳонаш дар ҳамон ҳол кач боқӣ монд:

*Он даҳон кач карду аз тасхур бихонд,*
*Номи Аҳмадро, даҳонаш кaж бимонд.*

Эй азиз, бидон, ки Худованд чун бихоҳад касеро расво намояд, ӯро ба бадгӯиву накӯҳиши покону ворастагон алоқаманд мекунад ва чун бихоҳад айби шахсро бипӯшонад, ӯро аз айбгӯии дигарон бозмедорад:

*Чун Худо хоҳад, ки парда(й) кас дарад,*
*Майлаш андар таънаи покон барад.*
*В-ар Худо хоҳад, ки пӯшад айби кас,*
*Кам занад дар айби маъюбон нафас.*

Боре он шахс пушаймон аз кардаи худ назди Паёмбар омад ва сахт гиристу бахшиш талаб намуд. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам, ки дарёи раҳмати Худост, ӯро бахшид ва гиряашро ба ханда бадал намуд.

Оре, агар толиби сӯзи дилӣ, бар чашмҳои ашкбор раҳм кун:

*Ашк хоҳӣ, раҳм кун бар ашкбор,*
*Раҳм хоҳӣ, бар заифон раҳм ор.*

## ШЕРИ ДАРАНДА ВА ҲАЙВОНОТИ МАРҒЗОР

Дар марғзоре, ки насими он бӯи биҳиштро муаттар карда буд ва акси он рӯи фалакро рӯшан гардонида, аз

[32]*Сухра* - истеҳзо.





ҳар шохе ҳазор ситораи тобон ва дар ҳар ситорае ҳазор сипеҳр ҳайрон. Ҳайвонот дар хушиву неъмати фаровон рӯзҳо ба шаб меоварданд, аммо вуҷуди шере даранда ин ҳама айшро мукаддар[33] сохта, рӯзгорро ба коми эшон талх намуда буд:

*Пас, ки он шер аз камин дармерабуд,*
*Он чаро бар ҷумла нохуш гашта буд.*

Саранҷом онҳо чорае андешиданд. Назди шер омаданд ва гуфтанд: -Мо барои ту рӯзи муқарраре[34] таъйин мекунем ва туро сер месозем, ту низ ҷуз он муқаррар дар пайи сайди дигар мабош:

*Ҳила карданд, омаданд эшон ба шер,*
*К-аз вазифа мо туро дорем сер,*
*Баъд аз ин андар пайи сайде маё,*
*То нагардад талх бар мо ин гиё.*

Шер, ки дид бо қабули ин пешниҳод аз ранҷи шикор осуда хоҳад шуд, пазируфт. Пас бино бар он шуд, ки шер таъризи[35] хеш аз ҳайвонот бардорад ва онҳо ҳар рӯз як шикор ба вақти чошт назди султони ҳайвонот бифиристанд.

Муддате гузашт ва ҳар рӯз ҳайвоноти чарогоҳ ҳайвонеро ба қуръа бармегузиданд ва назди шер пешкаш мефиристоданд. То он ки рӯзе қуръа ба номи харгӯш даромад. Харгӯш ёронро гуфт: -Агар дар фиристодани ман мусомаҳа[36] кунед, коре кунам, ки барои ҳамеша аз шарри ин шери худхоҳ раҳо шавед.

Пазируфтанд. Харгӯш муддате диранг[37] кард, то вақти чошти шер бигзашт. Он гоҳ оҳиста сӯи шер рафт. Шерро

[33]*Мукаддар* - тира.
[34]*Муқаррар* – муайян.
[35]*Таъриз* – эътироз.
[36]*Мусомаҳа* – гузашт, сарфи назар кардан
[37]*Диранг* – ист, тавaққуф.

тангдил дид. Оташи гуруснагӣ тоби шерро бурда буд ва фурӯғи хашм дар ҳаракоти ӯ пайдо омада буд.

Чун харгӯшро дид, гуфт: -Аз ҳайвонот чӣ хабар дорӣ?

Посух дод: -Харгӯшеро ҳамроҳи ман барои шумо фиристода буданд, аммо дар миёни роҳ шере ӯро гирифт, ҳар чи гуфтам ғизои малик аст, таваҷҷӯҳ накард ва гуфт: -Ин шикоргоҳи ман аст ва ман аз дигарон пирӯзтарам.

Шери мағрур бархост ва гуфт: -Ӯро ба ман нишон деҳ.

Харгӯш шерро бар сари чоҳе бурд ва гуфт: -Дар ин чоҳ аст. Ман аз ӯ метарсам. Агар шоҳ маро дар бағал гирад, хасмро ба ӯ нишон хоҳам дод. Шер ӯро дар бар гирифт ва дар чоҳ нигарист:

*То ки дар чаҳ бингариданд андар об,*
*Андар об аз шеру ӯ дартофт тоб.*
*Чунки хасми хешро дар об дид,*
*Мар варо бигзошту андар чаҳ ҷаҳид.*

Шер акси худро дар оби чоҳ дид ва гумон бурд, ки хасми ӯст, ки дар чоҳ аст. Харгӯшро канор гузорид ва худро дар чоҳ афканд ва ғӯтае бихӯрд ва дар дам ҷон супурд.

*Чунки харгӯш аз раҳоӣ шод гашт,*
*Сӯйи нахчирон[38] давон шуд то ба дашт.*
*Шерро чун дид дар чаҳ, кушта зор,*
*Чарх мезад шодмон то маргзор.*
*Даст мезад, чун раҳид аз дасти марг,*
*Сабзу рақсон дар ҳаво чун шоху барг.*

## МАРДИ ҲАРОСОН АЗ МАРГ

Ҳазрати Сулаймон алайҳиссалом Паёмбари бузург буд, дорои ҳикмату ҳашамат ва ҳукумат. Боду аносири[39] табиат дар ихтиёри ӯ буд, ҳама чиз дар ихтиёр дошт, ҳатто

[38] *Нахчир* – ҳар ҳайвоне, ки шикор шавад.
[39] *Аносир* – ҷамъи унсур; *аносири арбаъа* – чор унсур (обу оташу хоку бод).





ҷинниён низ аз ӯ фармон мебурданд.[40]

Рӯзе субҳи зуд марде содаандеш назди Сулаймон омад. Аз ғаму андӯҳ рухсораш зарду лабонаш ба кабудӣ мезад. Сулаймон гуфт: -Чӣ шуда?

Мард посух дод: -Азроил назари хашмолуд ба ман кард ва донистам, ки мехоҳад ҷонам биситонад.

Сулаймон гуфт: -Чӣ мехоҳӣ?

Мард посух дод: -Ба бод фармон деҳ, то маро ба Ҳиндустон барад, шояд дар он ҷо аз марг халосӣ ёбам.

Сулаймон низ хостаи ӯро иҷобат кард:

*Бодро фармуд то ӯро шитоб,*
*Бурд сӯи қаъри Ҳиндустон бар об.*

Рӯзе баъд Сулаймон ба Азроил гуфт: -Чаро ба он бечора бо хашм нигаристӣ, то овораи кӯҳу биёбон шавад?

Азроил гуфт: -Нигоҳи ман аз хашм набуд, балки аз ҳайрату таааҷҷуб буд, зеро Худо ба ман фармуда буд, имрӯз дар Ҳиндустон ҷони ӯро бигирам ва ман дар шигифт будам, ки он мард агар сад пар ҳам дошта бошад, боз ҳам наметавонад ба Ҳиндустон равад ва имрӯз он ҷо бошад. Аммо имрӯз ӯро он ҷо дидам ва ҷонаш ситондам:

*Гуфт: -Ман аз хашм, ки кардам назар,*
*Аз тааҷҷуб дидамаш дар раҳгузар,*
*Ки маро фармуд Ҳақ, к-имрӯз ҳон,*
*Ҷони ӯро ту ба Ҳиндустон ситон.*
*Аз аҷаб гуфтам: -Гар ӯро сад пар аст,*
*Ӯ ба Ҳиндустон шудан дур андар аст.*

Бидон, ки чун аҷал фаро расад, фирор суде набахшад ва он чи қазои Илоҳист, ҳамон хоҳад шуд. Барои рафъи нигарониҳо бояд ба Худо паноҳ бурд ва бар Ӯ таваккул[41] намуд.

[40] *Фармон бурдан* – итоат кардан.
[41] *Таваккул* – умед бастан, эътимод кардан.

## СУЛАЙМОН ВА ҲУДҲУД

Сулаймони набӣ дар саропардаи хеш биншаста буд ва сипоҳиёнаш гурӯҳ-гурӯҳ наздаш меомаданд, то он ки навбат ба ҳудҳуд расид:

*Навбати ҳудҳуд расиду пешааш,*
*В-он баёни санъату андешааш.*
*Гуфт: -Эй шаҳ, як ҳунар, к-он кеҳтар аст,*
*Бозгӯям, гуфт кӯтаҳ беҳтар аст.*
*Гуфт: -Баргӯ, то кадом аст он ҳунар,*
*Гуфт: -Ман он гаҳ, ки бошам авҷ-бар.*
*Бингарам аз авҷ бо чашми яқин,*
*Ман бубинам об дар қаъри замин.*

Ҳудҳуд гуфт: -Ҳунарам он аст, ки вақте дар баландии осмон парвоз мекунам, метавонам обро дар қаъри замин бубинам, ки он оби куҷост, чӣ қадар умқ дорад, чӣ рангест, аз хок меҷӯшад ё аз санг.

Сулаймон аз ин ҳунари ҳудҳуд ба ваҷд омад. Аз ӯ хост, ки дар биёбонҳои беоб роҳнамои лашкариён бошад ва ӯро мақоми дархур[42] ато намуд.

Калоғ[43] чун ин моҷаро дид, оташи ҳасад дарунаш шӯъла кашид ва ба сиъояти[44] ҳудҳуд назди Сулаймон рафт ва гуфт: -Ҳудҳуд дурӯғ гуфтааст ва ин ҳунар дар он нест:

*Гар мар-ӯро ин назар будӣ мудом.*
*Чун надидӣ зери муште хок дом?*
*Чун гирифтор омадӣ дар доми ӯ?*
*Чун қафас андаршудӣ ноками ӯ?*

Агар воқеан чунин чашми тезбине дорад, чӣ гуна зери муште хок домеро, ки барои ӯ ниҳодаанд, намебинад ва дар дом гирифтор меояд:

---

[42]*Дархур* – лоиқ, сазовор.
[43]*Калог* – зоғ.
[44] *Сиъоят* - бадгӯӣ





*Пас Сулаймон гуфт: -Эй ҳудҳуд, равост,*
*К-аз ту дар аввалқадаҳ ин дурд хост?*

Ҳудҳуд гуфт: -Подшоҳо, туро ба Худо, ба гуфтаи душман дар бораи ман гӯш масупор, иллат ин ки домро гоҳ намебинам, он аст, ки қазои Илоҳӣ чашмамро мебандад:

*Ман бубинам домро андар ҳаво,*
*Гар напӯшад чашми ақламро қазо.*
*Чун қазо ояд, шавад дониш ба хоб,*
*Маҳ сияҳ гардад, бигирад офтоб.*

Агар қазо фаро расад, дониш ба хоб меравад, маҳ тира ва хуршед тор мешавад.

## БОЗАРГОН ВА ТӮТӢ

*Буд бозаргоневу ӯро тӯтие,*
*Дар қафас маҳбус, зебо тӯтие.*
*Чун-к бозаргон сафарро соз кард,*
*Сӯйи Ҳиндустон шудан огоз кард.*
*Ҳар ғуломy ҳар канизакро зи ҷуд,*
*Гуфт:-Баҳри ту чӣ орам? Гӯй зуд.*
*Ҳар яке аз вай муроде хост кард,*
*Ҷумларо ваъда бидод он некмард.*

Оре, бозаргон, ки қасди сафар ба Ҳиндустон дошт, якояки хешону дӯстонро назди худ ҷамъ оварду гуфт: -Ҳар чӣ меҳоҳед, бигӯед, то барои шумо савғот орам.

Он гоҳ назди тӯтӣ рафт ва гуфт: -Чӣ хоҳӣ армуғон?

Тӯтӣ гуфт: -Чун Ҳиндустон даромадӣ ва тӯтиёнро озод дар чангалу чаманзорон дидӣ, ба эшон бигӯ:

*К-он фалон тӯтӣ, ки муштоқи шумост,*
*Аз қазои осмон дар ҳабси мост.*
*Бар шумо кард ӯ саломy дод хост,*
*В-аз шумо чора, раҳи иршод[45] хост.*

---

[45]*Иршод* – ҳидоят, роҳнамой; роҳи рост нишон додан.

Бозаргон чун ба Ҳиндустон расид ва тӯтиёнро дар биёбон озод ва сари ҳол бидид, ба ёди пайғоми тӯтӣ афтод ва онро барои эшон бозгуфт:

*Чун ки то ақсои Ҳиндустон расид,*
*Дар биёбон тӯтиҳо чанде бидид.*
*Маркаб истониду пас овард дод,*
*Он салому он амонат боздод.*
*Тӯтие з-он тӯтиён ларзид бас,*
*Уфтоду мурду бугсасташ нафас.*

То бозаргон пайғоми тӯтиро бозгуфт, яке аз тӯтиён ларзид ва дар замин афтод ва нафасаш бурида шуд.

Бозаргон ба ватан бозомад, савғотҳоро як-як бидод, то навбати тӯтӣ расид:

*Гуфт тӯтӣ: -Армугони банда ку?*
*Он чи дидӣ в-он чи гуфтӣ, боз гӯ.*

Бозаргон изҳори пушаймонӣ кард ва гуфт: -Кош пайғомат намегуфтам.

Тӯтӣ гуфт: -Магар чӣ шуд?

*Гуфт: -Гуфтам он шикоятҳои ту,*
*Бо гурӯҳе тӯтиён ҳамтои ту.*
*Он яке тӯтӣ зи дардат бӯй бурд,*
*Заҳрааш бидриду ларзиду бимурд.*
*Ман пушаймон гаштам, ин гуфтан чӣ буд?*
*Лек чун гуфтам, пушаймонӣ чӣ суд?*

То бозаргон ин қисса бозгуфт, тӯтии зебояш дар миёни қафас афтод. Бозаргон гумон бурд, ки тӯтиаш ҷон супурд. Пас бо ҳазор андӯҳ дари қафасро кушод ва ҷисми бечони тӯтиро аз қафас берун овард ва бар замин гузорид. Аммо:

*Тӯтии мурда чунон парвоз кард,*
*К-офтоби чарх тарки тоб кард.*

Тӯтӣ ногаҳон бархост ва бар болои дарахте нишаст. Бозаргони бечора тоза фаҳмид, ки кулоҳи сараш рафтааст ва донист, ки ин ҳилае буд, ки тӯтиёни Ҳиндустон ба тӯтии дар банд омӯхтаанд, то аз қафас бираҳад.





Бозаргон рӯ ба тӯтӣ карду гуфт: -Достон чӣ буд?

Тӯтӣ гуфт: -Он паранда бо амали худ маро андарз дод.

Гуфт: -Ту навои хуш ва нишотро раҳо кун, зеро овози ту туро дар банд овардааст. Паранда бо амали худ ба ман омӯхт: -Эй он, ки хосу омро шодмон мекунӣ, чун ман бимир, то раҳо шавӣ.

Пас, эй бародар, бидон, ки барои раҳо шудан аз офот бояд гавҳари худро пинҳон дошт:

*Дона бошӣ, мурғаконат барчинанд,*
*Ғунча бошӣ, кӯдаконат баркананд.*
*Дона пинҳон кун, ба куллӣ дом шав,*
*Ғунча пинҳон кун, гиёҳи бом шав.*

Ҳар кас зебоии худро ба музояда[46] бигзорад, сад ҳодисаи бад ба ӯ рӯй хоҳад овард:

*Чашмҳову хашмҳову рашкҳо,*
*Ба сараш резад чу об аз машкҳо.*

## ПИРИ ЧАНГНАВОЗ ВА ЛУТФИ ИЛОҲӢ

*Он шунидастӣ, ки дар аҳди Умар,*
*Буд чангӣ - мутрибе бо карру фар?*
*Булбул аз овози ӯ бех(в)ад шудӣ,*
*Як тараб з-овози хубаш сад шудӣ.*

Ин марди чангнавози хушовоз, ки бо садои чангу овози хушаш шодиҳо меоварду маҷлисро гармиву сафо медод, андак-андак пиру фарсуда шуд, овозаш ҳазину гӯшозор ва ангуштони дасташ оҷиз аз навохтани зебо. Мардумонро дигар ба ӯ таваҷҷӯҳе набуд, касбу кораш сахту беравнақ, бечораву дармонда ва мӯҳтоҷи луқмаи ноне шуда буд.

Рӯзе ба худ омад ва гуфт: -То ба имрӯз дар маъсияти Худо барои мардумон чанг менавохтам ва муздам ин доданд, акнун дилшикаста барои Худоям менавозам:

[46] *Музояда* - намоиш, тамошо; савдо; хариду фурӯш.

*Гуфт: -Умру мӯҳлатам додӣ басе,*
*Лутфҳо кардӣ, Худоё, бо хасе.*
*Маъсият варзидаам ҳафтод сол,*
*Бознагрифтӣ зи ман рӯзе навол.*
*Нест касб, имрӯз меҳмони туам,*
*Чанг баҳри ту занам, к-они туам.*
*Чангро бардошт, шуд Аллоҳҷӯ,*
*Сӯи гӯристони Ясриб оҳгӯ.*

Чанги чӯбиашро ба даст гирифт ва ба қабристони Мадина омад. Пирамард бисёр чанг навохт, то хаста шуд ва ба хоб рафт.

Дар ин ҳангом халифаи дуввум Умар низ дар хоб буд. Ва дар ҳамон ҳоли хоб маъмур шуд, ки назди он пири дилшикаста равад ва ӯро навозиш карда, музди корашро ба ӯ бипардозад. Умар ба гӯристон рафт, пирамардро дид, ки сар бар чанги чӯбии худ ниҳода, аз фарти[47] хастагӣ ба хоб рафтааст. Ногаҳон атсае кард, пирамард бедор шуд:

*Мар Умарро дид, монд андар шигифт,*
*Азми рафтан карду ларзидан гирифт.*
*Гуфт дар ботин: -Худоё, аз ту дод,*
*Мӯҳтасиб бар пираке чангӣ фитод!*

Худоё, ин дигар чи бад шонсе[48] буд. Алъон[49] аст, ки Умар димор аз рӯзгорам бароварад.[50] Аммо Умар, ки он хобро дида буд:

*Чун назар андар рухи он пир кард,*
*Дид ӯро шармсору рӯйзард.*
*Пас Умар гуфташ: -Матарс аз ман, марам,*
*К-ит башоратҳо зи Ҳаққ овардаам.*

Умар ӯро навозишҳо кард ва аз меҳри Илоҳӣ нисбат ба ӯ ёд кард:

---

[47]*Аз фарти…* - аз дарачаи баланди…, аз ниҳояти…
[48]*Шонс* –имконият.
[49]*Алъон* – акнун, холо, хозир.
[50] *Димор аз рӯзгор баровардан* - интиқом гирифтан, ҷазо додан, нобуд кардан, куштан.





*Ҳақ саломат мекунад, мепурсадат,*
*Чунӣ аз ранҷу ғамони беҳадат?*

Пирамард, ки интизори ҳар чизеро дошт ҷуз ин, тоб барнаёвард, чангро бар замин кӯфт ва гиряҳо сар дод, то саранҷом ҷон супурд:

*Пир ларзон гашт, чун инро шунид,*
*Даст мехойиду бар худ метапид.*
*Бонг мезад, к: -Эй Худои беназир!*
*Бас, ки аз шарм об шуд бечора пир.*
*Чун басе бигирист в-аз ҳад рафт дард,*
*Чангро зад бар замину хурд кард.*
*Гуфт: -Эй буда ҳиҷобам аз Илоҳ,*
*Эй маро ту роҳзан аз шоҳроҳ.*
*Эй Худои боатои бовафо,*
*Раҳм кун бар умри рафта бар ҷафо.*

## НОЛАИ СУТУН АЗ ФИРОҚИ ПАЁМБАР (С)

Дар масчиди Мадина сутуне буд аз танаи дарахти хурмо, ки Паёмбар ҳангоми ваъз бар он менишаст ва мардумонро иршод мекард ва роҳ менамуд. Баъдҳо минбаре сохтанд ва онро дар масчид ниҳоданд, то Паёмбар бар он нишинад. Чун Паёмбар бар он минбар нишаст ва аз сутун дур шуд, аз он садои нолае шунида шуд. Аз он пас он сутунро сутуни ҳаннона[51] номиданд.

*Устуни ҳаннона аз ҳаҷри Расул,*
*Нола мезад ҳамчу арбоби уқул.*
*Гуфт Пайғамбар: -Чӣ хоҳӣ, эй сутун?*
*Гуфт: -Ҷонам аз фироқат гашт хун.*

Паёмбар саллалоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам гуфт: -Чӣ ҳоҷат дорӣ, ҳар чӣ мехоҳӣ, бигӯ.

---

[51]*Ҳаннона* –навҳакунанда, нолон, гирён; ба нолаи шутур аз фироқи бача чунин гуфта мешавад ва низ ба зане, ки аз фироқи шавҳар нола бармеоварад.

Гуфт:-Он мехоҳам, ки ҳамешагӣ ва доим аст:

*Гуфт: -Он хоҳам, ки доим шуд бақош.*
*Бишнав, эй гофил, кам аз чӯбе мабош.*

Паёмбар он сутунро дар замин дафн намуд, то чун инсонҳо рӯзи растохез зинда шавад ва дар боғистони биҳишт нахле сарфароз гардад ва бо меваи худ биҳиштиёнро масрур созад.

## СУХАН ГУФТАНИ САНГРЕЗА

*Сангҳо андар кафи Бӯҷаҳл буд,*
*Гуфт: -Эй Аҳмад, бигӯ ин чист? Зуд!*
*Гар Расулӣ, чист дар муштам ниҳон?*
*Чун хабар дорӣ зи рози осмон.*

Абӯҷаҳли лаҷуҷу[52] куфрпеша дар ҳузури Паёмбар дасти худро мушт карда, ба ӯ гуфт: -Агар ту ба ростӣ Паёмбари Худой, бигӯ, ки дар дасти ман чист?

Паёмбар гуфт: -Ман бигӯям дар дасти ту чист? Ё он дар даст дорӣ, бигӯяд ман кӣ ҳастам?

Абӯҷаҳл дуввумиро дархост кард. Ногаҳон сангрезаҳо дар дасташ садо бароварданд ва калимаи шаҳодатро адо карданд:

*Аз миёни мушти ӯ ҳар пора санг,*
*Дар шаҳодат гуфтан омад бедиранг:*
*«Ло илаҳ» гуфту «иллаллоҳ» гуфт,*
*Гавҳари Аҳмад Расулуллоҳ суфт.*

Аммо оё Абӯҷаҳл ба мушоҳидаи ин мӯъҷиза имон овард? Ҳаргиз!

*Чун шунид аз сангҳо Бӯҷаҳл ин,*
*Зад зи хашм он сангҳоро бар замин.*
*Хок бар фарқаш, ки буд кӯри лаъин,*
*Чашми ӯ иблис омад хокбин.*

[52] *Лаҷуҷ* – ситезакор; якрав, гарданшах.





## ТӮҲФАИ АРАБ БАРОИ ПОДШОҲ

Зану шавҳаре буданд сахт фақиру тангдаст. Як шаб зан забон ба шиква кушуда, аз номулоимоти зиндагӣ шиква сар дод, ки ин чӣ рӯзгор аст, ки ҳама дар хушиву мо нохушем:

*Як шаб аъробизане мар шӯйро*
*Гуфту аз ҳад бурд гуфтугӯйро.*
*К-ин ҳама фақру ҷафо мо мекашем,*
*Ҷумла олам дар хушӣ, мо нох(в)ашем.*

Зан нолаву шикваҳо намуд, аммо шавҳараш ӯро андарз дод, ки то кай ба дунболи даромад ва кишт хоҳӣ буд? Магар аз умри мо чӣ қадар монда? Оқил ба бешу кам таваҷҷӯҳе надорад, чаро ки ҳар ду чун сел мегузаранд:

*Шӯй гуфташ: -Чанд ҷӯйӣ даҳлу кишт?*
*Худ чӣ монд аз умр? Афзунтар гузашт.*
*Оқил андар бешу нуқсон нангарад,*
*З-он ки ҳар ду ҳамчу селе бигзарад.*

Аз ин боб насиҳат шавҳар фаровон барои зан бозгуфт:

*Мард қонеъ аз сари ихлосу сӯз,*
*З-ин насақ[53] мегуфт бо зан то ба рӯз.*

Зан қонеъ намешуд. Суханони зиёде миёни он ду бозгуфта шуд, то саранҷом мард ба хашм омаду забон ба таҳдид кушод, ки агар хомӯш нашавӣ, таркат хоҳам гуфт:

*Гар хамуш гардӣ, вагарна он кунам,*
*Ки ҳамин дам тарки хону мон кунам.*

Зан ақиб нишаст, гиря сар дод ва мутеъи хости шавҳар гардид. Дар зан таҳаввули маънавӣ падид омад ва талхиҳо ба шириниҳо бадал шуд, аммо фақр[54] ҳамчунон боқӣ буд.

Замоне бад-ин сон бигзашт, то он ки рӯзе зан гуфт:

[53] *Насақ* – тарз, равиш; тартиб, қоида; аҳвол.
[54] *Фақр* – нодорӣ, камбағалӣ, қашшоқӣ.

-Шавҳарам, подшоҳи мо бас меҳрубон асту карим, тӯҳфае назди ӯ бубар, то дар иваз атое кунаду ҳолу рӯзи мо беҳбуд ёбад.

Мард гуфт: -Аммо мо, ки чизе надорем, тӯҳфае барои подшоҳ барем?

Зан гуфт: -Ҳамон кӯзае, ки дар он оби борон захира сохтаем, тӯҳфаи хубест бахри подшоҳ.

Мард пешниҳоди ҳамсарашро пазируфт. Кӯзаро сар баст ва бағал гирифту сӯи подшоҳ равон шуд.

*Он аъробӣ аз биёбони баъид,*[55]
*Бар дари дорулхилофа чун расид.*
*Пас нақибон*[56] *пеши аъробӣ шуданд,*
*Бас гулоби лутф бар ҷабин-ш заданд.*

Дарбонони подшоҳ ба гармӣ ӯро пазируфтанд ва пеш аз он, ки ӯ чизе бигӯяд, ниёзаш дарёфтанд:

*Ҳоҷати ӯ фаҳмашон шуд бе мақол,*
*Кори эшон буд ато пеш аз суол.*
*Пас бад-ӯ гуфтанд: -Ё ваҷҳа-л-араб!* [57]
*Аз куҷоӣ? Чунӣ аз роҳу таъаб?* [58]
*Гуфт: -Ваҷҳам, гар маро ваҷҳе диҳед,*
*Бевуҷуҳам, чун паси пуштам ниҳед.*

Гуфтанд: -Эй солори араб!

Гуфт: -Агар маро пуле диҳед ва рӯи хуше бинамоед, солорам, вагарна ҳеҷ корам.

Кӯзаи обашро, ки тӯҳфаи подшоҳ оварда буд, арз кард ва дар васфи он гуфт:

*Гуфт: -Ин ҳадя бад-он султон баред,*
*Соили шаҳро зи ҳоҷат воҳаред.*
*Оби ширину сабӯи сабзу нав,*
*З-оби бороне, ки ҷамъ омад ба гав.*

[55]*Баъид* – дур.
[56]*Нақиб* – раис ё вакили қабила, сардори қавм; ходими шахси олимансаб.
[57]*Ё ваҷҳа-л-араб* – солору бузурги араб.
[58]*Таъаб* – ранҷ, сахтӣ, азоб; хастагӣ.





Дарбонҳоро ханда омад, ки ин араби биёбонӣ оби гандидаро тӯҳфаи подшоҳ оварда ва чӣ сон бар худ меболад. Аммо ҳеҷ нагуфтанд ва ба рӯи худ наёварданд. Чун шоҳ аз аҳволи он араб бохабар шуд, фармон дод, то кӯзаашро пур аз тилло кунанд ва бо икром роҳии диёраш намоянд. Марди араб аз роҳи замин ва хушкӣ омада буд, аммо роҳаш аз дарё наздиктар буд. Аз ин рӯ, ӯро назди Даҷла оварданд, то бар киштӣ савораш кунанд. Араб оби Даҷларо, ки дид, тоза фаҳмид чӣ карда ва тӯҳфааш чӣ буда ва он шоҳ чӣ қадар бузургвор аст, ки ин ҳамаро ба рӯи ӯ наёвард.

*Чун ба киштӣ дарнишасту Даҷла дид,*
*Саҷда мекард аз ҳаёву механамид.*
*К: -Эй аҷаб лутф ин шаҳи ваҳҳобро!*
*В-он аҷабтар, к-ӯ ситад он обро.*

Эй азиз, ту низ ҳамаи оламро чун кӯзае дон, ки то гулӯ бо донишу зебоӣ пур бошад, аммо он ҳама қатрае аз даҷлаи ҷамоли Илоҳист. Онон, ки даҷлаи Илоҳиро дидаанд, ҳамеша мадҳушанд ва дар олами бехудӣ бар кӯза санг задаанд ва шарм доранд, ки аз худ бигӯянд ва кӯзае, ки дар бар доранд:

*В-ар бидидӣ шохе аз даҷла(й) Худо,*
*Он сабӯро ӯ фано кардӣ, фано.*
*Он кӣ дидандаш, ҳамеша бехуданд,*
*Бехудона бар сабӯ санге заданд.*

## КИШТИБОН ВА НАҲВӢ

*Он яке наҳвӣ ба киштӣ дарнишаст,*
*Рӯ ба киштибон ниҳод он худпараст.*
*Гуфт: -Ҳеҷ аз наҳв хондӣ? Гуфт: -Ло.*[59]
*Гуфт: -Ними умри ту шуд дар фано.*
*Дилшикаста гашт киштибон зи тоб,*
*Лек он дам кард хомуш аз ҷавоб.*

Наҳвӣ касеро гӯянд, ки дастури забони арабиро нек

[59]*Ло* – не, на.

медонад ва бар қавоиди ин забон мусаллит[60] аст. Қавоиди адабиёти араб дар миёни мусалмонон бисёр муҳим шумурда мешавад ва ҳамвора доноёни ин илм бар худ меболидаанд.

Наҳвии достони мо низ ба дониши худ сахт мағрур буд ва аз ин рӯ, илми худро ба рухи киштибон кашид ва ӯро маломат намуд, ки чаро аз илми наҳв чизе намедонад ва чун ин донишро надорад, ними умраш бар фаност.

Ин бигзашт, то он ки киштӣ дар доми гирдобе гирифтор омад ва дар маърази ғарқ шудан қарор гирифт.

*Бод киштиро ба гирдобе фиканд,*
*Гуфт киштибон бад-он наҳвӣ баланд:*
*-Ҳеҷ донӣ ошно кардан? Бигӯ.*
*Гуфт: -Не, эй хушҷавоби некрӯ!*
*Гуфт: -Кулли умрат, эй наҳвӣ, фаност,*
*З-он ки киштӣ ғарқи ин гирдобҳост.*

Нохудо ба наҳвӣ гуфт: -Оё шино кардан медонед?

Гуфт: -Намедонам.

Нохудо гуфт: -Агар ман ба хотири надонистани наҳв ними умрам бар фаност, ин ки ту ба хотири надонистани шино тамоми умрат барбод рафтааст, чун киштӣ дар ҳоли ғарқ шудан аст.

*Эй, ки халқонро ту хар мехондаӣ!*
*Ин замон чун хар бар ин ях мондаӣ.*
*Гар ту аллома(й) замонӣ дар ҷаҳон,*
*Нак фанои ин ҷаҳон бин в-ин замон.*

Пас ҳаргиз ҳунари худ ба рухи дигарон макаш ва ҳунари дигаронро беҳунарӣ мадон, ки ҳар донише ба ҷои худ некӯ ва дар вақти худ судманд аст.

## ШЕРИ БЕЁЛУ ДУМ

*Ин ҳикоят бишнав аз соҳиббаён,*
*Дар тариқу одати қазвиниён.*

[60]*Мусаллит* – фарогирифта; мусаллаҳ.





*Бар тану бар дасту китфҳо бегазанд,*
*Аз сари сӯзан кабудиҳо зананд.*

Миёни қазвиниҳо марсум[61] аст, ки ба нишонии паҳлавонӣ бар тани худ холкӯбӣ мекунанд. Марди достони мо низ рӯзе бар он шуд, ки назди даллок[62] равад ва бар баданаш хол бикӯбад.

Даллок гуфт: -Эй паҳлавон, акси чӣ чизе бар баданат бикӯбам?

Мард гуфт: -Акси шере хашмгин ва бикӯш, ки пурранг бошад.

Даллок гуфт: - Куҷои баданат?

Мард посух дод: -Бар шонаам.

Даллок корро оғоз намуд, аммо ҳамин ки сӯзанро бо бадани мард ошно кард, фарёди мард баромад ва гуфт: - Чӣ мекунӣ?

-Сурати шер бар баданат хол мекӯбам.

-Куҷои шерро оғоз кардаӣ?

-Думашро.

-Думашро раҳо кун, чӣ монеъе дорад ин шер дум надошта бошад.

Устоди даллок думро раҳо ва корро аз ҷои дигар оғоз кард, аммо боз ҳам фарёди мард баромад, ки чӣ мекунӣ? Ин кадом узви шер аст, ки мехоҳӣ нақш кунӣ?

Даллок гуфт: -Гӯши шер аст.

Мард гуфт: -Гӯшашро раҳо кун ва узви дигареро нақш кун.

Даллок шурӯъ кард шиками шерро нақш кардан. Аммо боз ҳам фарёди мард баромад ва:

*Гуфт: -То шикам набошад шерро,*
*Гашт афзун дард, кам зан захмҳо.*
*Хира шуд даллоку бас ҳайрон бимонд,*
*То ба дер ангушт дар дандон бимонд.*

[61]*Марсум* – расму одат.
[62]*Даллок* – ходими ҳаммом.

*Бар замин зад сӯзан аз хашм устод,*
*Гуфт: -Дар олам касеро ин фитод?*
*Шери будумму сару ишкам кӣ дид?*
*Инчунин шере Худо худ н-офарид.*

Оре, агар товус мехоҳӣ, бояд чаври Ҳиндустон кашӣ ва агар нишони паҳлавонӣ бар бадан мехоҳӣ, бояд неши сӯзанро ҳам тоб оварӣ; ва агар тоқати ранҷ надорӣ, ҳавои ганҷ бар сар манеҳ:

*Эй databaseродар, сабр кун бар дарди неш,*
*То раҳӣ аз неши нафси габри хеш.*

## ШЕР ВА РӮБОҲИ ТЕЗҲУШ

*Шеру гургу рӯбаҳе баҳри шикор,*
*Рафта буданд аз талаб дар кӯҳсор.*
*То ба пушти ҳамдигар бар сайдҳо,*
*Сахт барбанданд бори қайдҳо.*

Ин се сайёд, ки ба азми шикор ба кӯҳу дашт рафтанд, саранҷом ба се шикор даст ёфтанд: гови кӯҳӣ, бузи кӯҳӣ ва харгӯш.

Шер рӯ ба гург карду гуфт: -Ту аз ҷониби ман вакил бош ва ин шикорҳоро ба адолат миёни мо тақсим кун. Гург:

*Гуфт: -Эй шаҳ, гови ваҳшӣ бахши туст,*
*Он бузургу ту бузургу зафту[63] чуст.*
*Буз маро, ки буз миёна-сту васат,*
*Рӯбаҳо, харгӯш бистон бегалат.*

Гург ба муносибати ҷуссаву танумандӣ шикорро тақсим кард. Шикори бузург барои шер ва шикори кӯчак барои рӯбоҳ ва шикори миёна барои худаш.

Шер ба хашм омаду гуфт: -Эй гург, чӣ гуна то ман ҳастам, дам аз «мову ту» мезанӣ ва худро дар ҷанби[64] мо

[63] *Зафт* – калонҷусса, фарбеҳ.
[64] *Ҷанб* – паҳлӯ, канора.





матраҳ[65] мекунӣ. Ва ногаҳон бар ӯ парид ва даридаш. Гург ба ҷурми ин беадабӣ пора-пора шуд.

Он гоҳ шер рӯ ба сӯи рӯбоҳ карду гуфт: -Инак, ту шикорро ба адолат тақсим кун.

Рӯбоҳ таъзиме карду гуфт: -Қурбонат гардам, гов барои чошт ва буз барои наҳор ва харгӯш барои шоми шумо бошад.

Шер ханда карду гуфт: -Офарин! Ин адолат аз куҷо омӯхтӣ?

Рӯбоҳ гуфт: -Аз бадани пора-пораи гург:

*Гуфт: -Эй рӯбаҳ, ту адл афрӯхтӣ,*
*Инчунин қисмат зи кӣ омӯхтӣ?*
*Аз куҷо омӯхтӣ ин, эй бузург?*
*Гуфт: -Эй шоҳи ҷаҳон, аз ҳоли гург.*
*Гуфт: -Чун дар ишқи мо гаштӣ гарав,*
*Ҳар серо баргиру бистону бирав.*

Пас, эй азиз, аз аҳволи дигарон панд гир, ки зиндагонӣ барои ҳар кас ҷуз як бор набошад ва ҳаргиз такрор нагардад ва агар аз аҳволи дигарон панд гирӣ, чунон бошад, ки ҳазор бор зистаӣ:

*Оқил он бошад, ки гирад ибрат аз*
*Марги ёрон дар балои мӯҳтараз.*
*Рӯбаҳ он дам бар забон сад шукр ронд,*
*Ки маро шер аз пайи он гург хонд.*

## ДАРИ ХОНАИ ЁР

*Он яке омад дари ёре бизад,*
*Гуфт ёраш: -Кистӣ, эй мӯътамад?*
*Гуфт: -Ман. Гуфташ: -Бирав, ҳангом нест,*
*Бар чунин хоне мақоми хом нест.*

Мард дари хонаи ёри худро кӯфт. Вақте аз даруни хона садо омад, ки кистӣ? Мард гуфт: -Ман ҳастам.

[65] *Матраҳ* –ҳисоб кардан; маҳалли андохтан.

Соҳибхона гуфт: -Бирав, ки то дам аз «ман» мезанӣ, лоики ин хона набошӣ.

Марди бечора сарафканда аз ин густохӣ роҳи хеш пеш гирифт ва як сол дар оташи фироқ сӯхт, то он ки дубора бар сари кӯи ёр омад ва дарро кӯфт. Садо омад, ки кистӣ?

Гуфт: -Туӣ.

Посух омад: -Инак, ки ман гаштаӣ ва худатро аз ёд бурдаӣ, метавонӣ ба манзил дароӣ:

*Бонг зад ёраш, ки: -Бар дар кист он?*
*Гуфт: -Бар дар ҳам туӣ, эй дилситон.*
*Гуфт: -Акнун, чун манӣ, эй ман, даро,*
*Нест гунҷоӣ ду манро дар саро.*

## ҲАДЯИ ДӮСТ БАРОИ ЮСУФ

Юсуф садри аъзами Миср шуда буд ва ихтиёри ҳамаи умури молии кишвар ба дасти ӯ буд ва пас аз шоҳ ба тавонмандиву қудрати ӯ касе набуд.

Юсуфро дӯсти меҳрубоне буд, ки аз кӯдакӣ бо ҳам ошно буданд. Он дӯст аз фосилаи дур назди Юсуф омада, назди ӯ меҳмон буд.

Марсум буд, ки дар чунин маврид тӯҳфае назди мизбон меоварданд. Юсуф гуфт: -Армуғон чӣ овардаӣ?

Меҳмон гуфт: -Ҳар чӣ андеша кардам, ки тӯҳфае дархуру шоиста бароят оварам, чизе наёфтам, зеро ки акнун ҳамаи амволи кишвар дар ихтиёри туст ва ҳар чи бихоҳӣ, наздат омодааст. Бо худ гуфтам: -Ба ҷуз зебоии ту, ки ҳеҷ монанд надорад, ҳар чизе дар анбори ту ҳаст, аз ин рӯ, ойинае бароятон тӯҳфа овардам, то рӯи зебои худро дар он бингарӣ:

*Лоиқ он дидам, ки ман ойинае*
*Пеши ту орам, чу нури синае.*
*То бубинӣ рӯйи хуби худ дар он,*
*Эй ту чун хуршед шамъи осмон.*





Ойинаро хислате некӯст: зишту зеборо яксон менамоёнад. Ва инсон чун бар нақси худ огоҳ гардад, дар паи рафъи он бархоҳад омад ва ҳеҷ беморие бадтар аз он нест, ки инсон худро комил бипиндорад:

*Ҳар кӣ нақси хешро диду шинохт,*
*Андар истикмоли[66] худ даҳаспа тохт.*
*З-он намепаррад ба сӯйи Зулҷалол,[67]*
*К-ӯ гумоне мебарад худро камол.*
*Иллате баттар зи пиндори камол,*
*Нест андар ҷони ту, эй зудлол.*

## КОТИБИ ВАҲЙ

Дар миёни асҳоби Паёмбар касе буд, ки дар навиштани ваҳй[68] сахт кӯшо буд ва аз котибони ваҳй ба шумор меомад. Партави ваҳй бар ӯ низ метобид ва дар дили хеш ҳикмате меёфт. Аммо он фузули бешарму ҳаё аз ин андак моя гумроҳ шуду гуфт: -Ҳар чӣ Паёмбар бар забон меоварад, дар дили ман низ вуҷуд дорад:

*Партави он ваҳй бар вай тофтӣ,*
*Ӯ даруни хеш ҳикмат ёфтӣ.*
*Айни он ҳикмат бифармудӣ Расул,*
*З-ин қадар гумроҳ шуд он булфузул.[69]*
*К-он чи мегӯяд Расули мустанир[70]*
*Мар маро ҳаст он ҳақиқат дар замир.*

Чун чунин гумон бурд, хашми Илоҳӣ бар ҷонаш фурӯд омад, ҳам аз котибӣ барканор шуд ва ҳам аз дин. Саранҷом низ аз кинаи худ душмани Расули Худо шуд:

*Ҳам зи нассохӣ[71] баромад, ҳам зи дин,*
*Шуд адувви Мустафову дин ба кин.*

---

[66]*Истикмол* – такмил додан, комил кардан.
[67]*Зулҷалол* – Худованд; соҳиби ҷалол, боҳашамат, азим.
[68]*Ваҳй* – паём ва илхоме, ки Худованд ба пайғамбарон мефиристад.
[69]*Булфузул* – пургӯй, сухангӯи бемавқеъ; ба корҳои дигарон мудохилакунанда.
[70]*Мустанир* – пок, дурахшон, мунаввар.
[71]*Нассохӣ* – нусхабардорӣ ва китобат.

Эй азиз! Ҳаргиз ба он чи аз фазли Илоҳӣ насиби ту гашта, мағрур машав ва худро бартар аз он чи ҳастӣ, мапиндор, қадру манзалати хеш бишнос ва хешро дар ҷойгоҳи муносиби худ бинеҳ, на болотар ва на поёнтар.

## АЁДАТИ МАРДИ НОШУНАВО АЗ ҲАМСОЯИ БЕМОР

Марде буд, ки гӯшҳояш сангин шуда буд ва ҷуз фарёдро намешунид. Ҳамсояаш, ки солиёне чанд собиқаи дӯстӣ бо ҳам доштанд, бемор шуд ва ӯ азм кард ба аёдати ҳамсоя биравад. Бо худ андешид: -Ман, ки гӯшҳоям сангин шуда ва ӯ низ чун бемор аст, наметавонад бо бонги баланд сухан бигӯяд, пас чӣ гуна аҳволпурсӣ кунам? Он гоҳ бо худ гуфт: -Лобуд агар ман бипурсам, ҳолат чӣ тавр аст? Мегӯяд: -Хубам. Пас ман мегӯям: -Худоро шукр. Ва агар бипурсам, ғизо чӣ хӯрдӣ? Мегӯяд: -Шарбат ё оши адас.[72] Пас ман мегӯям: -Гуворо бошад. Ва агар бипурсам: -Кадом пизишк назди ту меояд? Хоҳад гуфт: -Фалонӣ. Пас ман мегӯям: -Хушқадам бошад. Чун ӯ биёяд, корат дуруст мешавад. Мард ин гуна бо худ андешид ва ин ҷавобҳои қиёсиро дуруст кард.

*Ин ҷавоботи қиёсӣ рост кард,*
*Пеши он ранҷур шуд он некмард.*

Назди бемор рафт ва канори ӯ нишаст. Пурсид: -Ҳолат чӣ тавр аст?

Бемор гуфт: -Мурдам.

Гуфт: -Худоро шукр.

Бемор бо шунидани ин сухан ранҷидахотир шуд ва дар шигифт монд.

Он гоҳ пурсид: -Ғизо чӣ хӯрдӣ?

Гуфт:-Заҳр хӯрдам.

[72]*Адас* – наск, донаи сурхи ҷигариранг аз ҷинси лубиё.





Мард гуфт: -Нӯши ҷонат бод.

Сипас пурсид: -Кадом табиб наздат омадааст?

Гуфт: -Азроил.

Мард гуфт: -Хушҳол бош, ки бисёр хушқадам аст.

*Гуфт: -Чунӣ? Гуфт: -Мурдам. Гуфт: -Шукр.*
*Шуд аз ин ранҷур пурозору нукр.*[73]
*К-ин чӣ шукр аст? Ӯ магар бо ман бад аст?*
*Каж қиёсе карду он каж омадаст.*
*Баъд аз он гуфташ: - Чӣ хӯрдӣ? Гуфт: -Заҳр.*
*Гуфт: -Нӯшат бод! Афзун гашт қаҳр.*
*Баъд аз он гуфт: -Аз табибон кист ӯ,*
*Ки ҳамеояд ба чора пеши ту?*
*Гуфт: -Азроил меояд. Бирав.*
*Гуфт: -Пояш бас муборак. Шод шав.*

Марди ношунаво аз хона берун омад ва шодмон буд аз аҳволпурсии ҷононаи худ. Бо худ мегуфт: -Чӣ хуш анҷоми вазифа кардам ва дили ҳамсояи бемор ба даст овардам; ғофил аз он ки дӯстии дерина аз миён рафт ва кинаи ӯ дар дили бемор нишаст, ки аҷаб душмане канори мо буд ва мо ӯро дӯст мепиндоштем.

Эй азиз! Бисёранд касоне, ки мепиндоранд хуш хидмате мекунанд ва аҳли тоатанд. Аммо оташи қаҳри Илоҳиро шӯълавар месозанд, мабодо аз эшон бошӣ:

*Бас касон, к-эшон зи тоат гумраҳанд,*
*Дил ба ризвону савоби он диҳанд.*
*Худ ҳақиқат маъсият*[74] *бошад хафӣ,*[75]
*Пас кадар,*[76] *к-онро ту пиндорӣ сафӣ.*[77]

[73]*Нукр* – ранҷидахотир, мутааҷҷиб.
[74]*Маъсият* - рафтори хилофи шариат, гуноҳ, ҷурм.
[75]*Хафӣ* – пӯшида, махфӣ, пинҳон.
[76]*Кадар* – тирагӣ, ғаму андӯҳ.
[77]*Сафӣ* - соф, холис, пок.

# НОФАРМОНИИ ИБЛИС

Нахустин касе, ки қиёс кард ва бо тамассук[78] ба қиёс аз фармони Ҳақ сар печид, Иблис буд. Худованд фариштагон ва аз ҷумла Иблисро фармуд, то бар Одам саҷда кунанд.

Иблис гуфт: -Ман аз оташам ва Одам аз хок ва оташ аз хок бартар аст, пас ман аз Одам бартар ҳастам ва ҳаргиз он ки бартар аст, набояд назди он ки поинтар аст, курнуш[79] намояд:

*Аввал он кас, к-ин қиёсакҳо намуд,*
*Пеши анвори Худо, Иблис буд.*
*Гуфт: -Нор[80] аз хок бешак, беҳтар аст,*
*Ман зи нору ӯ зи хоки акдар[81] аст.*

Худованд дар посухи ӯ гуфт: -Хешовандӣ дар миён нест, бартарӣ ба тақвову парҳезгорист. Писари Абӯҷаҳл мӯъмин шуд, аммо писари Нӯҳ ба гумроҳон пайваст ва қатъан ӯро бар ин фазилату бартарӣ аст, гарчи ӯ аз Абӯҷаҳл аст ва ин аз Нӯҳ.

Эй азиз! Қиёсу истидлол[82] ҷое ба кор меояд, ки хуршеди тобон ҳақиқати ошкор набошад. Қиёс барои ҳангомест, ки шаб аст ё он ки абр рухсораи хуршедро пӯшонда, на он ҷо, ки фурӯғи ваҳӣ тобидан гирифтааст:

*Ин қиёсоту таҳаррӣ[83] рӯзи абр,*
*Ё ба шаб мар қибларо кардаст ҳабр.[84]*
*Лек бо хуршеду Каъба пеши рӯ,*
*Ин қиёсу ин таҳарриро маҷӯ.*

---

[78]*Тамассук* – чанг задан, часпидан.
[79]*Курнуш* – таъзим.
[80]*Нор* – оташ.
[81]*Акдар* – тира.
[82]*Истидлол* – далеловарӣ; хуччат, бурхон.
[83]*Таҳаррӣ* – ҷустуҷӯ, таҳаммул.
[84]*Ҳабр* - олим, донишманд





# МУСОБИҚАИ РУМИЁН БО ЧИНИЁН

Чиниҳо ва румиҳо ҳар ду дар наққошиву суратгарӣ маҳорати бемонанд доштанд ва ҳар кадом иддао мекарданд дар наққошӣ аз дигарӣ моҳиртаранд. Рӯзе султон бар он шуд мусобиқае тартиб диҳад ва ҳар ду дастаро биозмояд, то дониста шавад кадом дар суратгарӣ моҳиртаранд.

Наққошони румиву чинӣ ҳозир шуданд, ба ҳар як утоқе доданд. Ду утоқи дуруст дар баробари ҳам буд. Чиниҳо даҳҳо ранг таҳия карданд ва ранҷҳо бурданд ва нақшҳо офариданд, аммо румиён танҳо деворҳои утоқро сайқал заданд ва онро софу холӣ аз ҳар зангоре карданд. Деворҳо чун ойина соф ва сайқалёфта шуд. Рӯзи мавъуд фаро расид. Подшоҳ ба утоқи наққошони чинӣ рафт ва дар он ҷо тасвирҳое дид, ки ақлу ҳуш аз сар мебурд. Сипас назди румиён омад. Онон пардаро боло заданд, ҷуз деворҳои сайқалзада набуд, аммо ҳамаи нақшҳои наққошони чинӣ дар он деворҳо беҳтару дурахшонтар ҷилвагар буд. Чунон зебо буд, ки чашм хира мемонд. Румиён мусобиқаро burdand:

*Чиниҳо чун аз амал фориғ шуданд,*
*Аз пайи шодӣ дуҳулҳо[85] мезаданд.*
*Шаҳ даромад, дид он ҷо нақшҳо*
*Мерабуд он ақлрову фаҳмро.*
*Баъд аз он омад ба сӯйи румиён*
*Пардаро боло кашиданд аз миён.*
*Акси он тасвиру он кирдорҳо,*
*Зад бар ин софӣ шуда деворҳо.*
*Ҳар чи он ҷо дид, ин ҷо беҳ намуд,*
*Дидаро аз дидахона мерабуд.*

Эй азиз, ту низ ойинаи ҷонатро сайқал зан ва аз навъи

---

[85]*Дуҳул* – табл, нақора.

олудагӣ пок дор, то ҷамолу ҷалоли Илоҳӣ дар он битобад ва ойинаи ҳақиқатнамои олами ҳастӣ шавад.

*Румиён он сӯфиёнанд, эй падар!*
*Бе зи такрору китобу бе ҳунар.*
*Лек сайқал кардаанд он синаҳо,*
*Пок аз озу ҳирсу бухлу кинаҳо.*
*Он сафои ойина, васфи дил аст,*
*Сурати бемунтаҳоро қобил аст.*

Сурати Ҳақ, ки на дар осмон гунҷад, на дар аршу фарш ва сарову сурайё, дар дили одамӣ ҷой дорад ва танҳо ойинаи дил аст, ки онро ҷилвагар месозад:

*Сурати бесурати беҳадди ғайб,*
*З-ойина(й) дил тофт бар Мӯсо зи ҷайб.*
*Гарчи он сурат нагунҷид дар фалак,*
*На ба аршу фаршу дарёву самак.*[86]

## НИШОНАИ ЯҚИН

Субҳ буд, Паёмбар дар миёни роҳ ба Зайд бархӯрд. Фармуд: -Чӣ гуна субҳ кардӣ?

Гуфт: -Бандае бо имон.

Паёмбар пурсид: -Нишони имонат чист?

Гуфт: -Рӯзҳоро дар ҳоли рӯза ташна мегузаронам ва шабҳо бедор ва машғули ибодат ҳастам:

*Гуфт: -Ташна будаам ман рӯзҳо,*
*Шаб нахуфтастам зи ишқу сӯзҳо.*

Зайд идома дод: -Ба ҳоле расидаам, ки замонро ва рӯзу шабро дар нур дидаам ва назди ман гузаштаву оянда якест. Ҳамон гуна, ки мардум осмонро мебинанд, ман аршу аршиёнро мебинам, ҳашт биҳишту ҳафт дӯзах пеши рӯи ман аст, якояки мардумро мешиносаму медонам кадом биҳиштӣ асту кадом ҷаҳаннамӣ:

---
[86]*Самак* - моҳӣ.





*Гуфт: -Халқон чун бубинанд осмон,*
*Ман бубинам аршро бо аршиён.*
*Ҳашт ҷаннат, ҳафт дӯзах пеши ман,*
*Ҳаст пайдо ҳамчу бут пеши шаман.*[87]
*Як ба як вомешиносам халқро*
*Ҳамчу гандум ман зи ҷав дар осиё.*
*Ки биҳиштӣ кисту бегона кӣ аст?*
*Пеши ман пайдо чу мору моҳӣ аст.*

Зайд гуфт: -Эй Расули Худо! Иҷоза медиҳед сарнавишти якояки мардумро бозгӯям ва аз сирату ниҳони ҳар як хабар диҳам ва рози ҳамагон фош созам?

Паёмбар фармуданд: -Хомӯш бош. Рози мардумон бармало макун, ки Худованд пардапӯш аст. Чун бар асрор воқиф шудӣ, дам фурӯ банд ва ҳеҷ магӯ. Худованд ойинае ба ту дода, ки ҳақоиқро менамоёнад, онро ғилоф кун ва пинҳон дор:

*Лек даркаш дар намуд ойинаро,*
*Гар таҷаллӣ кард Сино синаро.*
*Гуфт: -Охир ҳеҷ гунҷад дар бағал,*
*Офтоби Ҳаққу хуршеди азал?*
*Гуфт: -Як исбаъ*[88] *чу бар чашме ниҳӣ,*
*Бинӣ аз хуршед оламро тиҳӣ.*

Чашм оламбин аст, бо ангушт метавон онро баст.

Эй азиз, бидон, ки роздориву пардапӯшӣ хулқи каримон аст ва чун айби дигарон бипӯшӣ, Худои алим низ хатоҳоят бипӯшонад.

## ФАРОСАТИ ЛУҚМОН

Луқмон ғуломе буд сиёҳрӯю нозебо, аммо ҳакиму доно. Дар миёни дигар ғуломон мавлояш ӯро камтар аз дигарон меангошт ва хораш мешумурд. Дигар ғуломонро ба

---
[87]*Шаман* – бутпараст.
[88]*Исбаъ* – ангушт.

ҷамъоварии меваҳо мефиристод ва Луқмонро ба корҳои паст мегуморид:

*Буд Луқмон пеши хоҷа(й) хештан*
*Дар миёни бандагонаш хортан.*
*Мефиристод ӯ гуломонро ба боғ,*
*То ки мева оядаш баҳри фароғ.*
*Буд Луқмон дар гуломон чун туфайл,*
*Пурмаъонӣ, тирасурат, ҳамчу лайл.*

Рӯзе ғуломон меваҳои гирдовардаро худашон хӯрданд ва ба арбоби худ гуфтанд, ки меваҳоро Луқмон хӯрдааст. Арбоб дар Луқмон хашм гирифт. Луқмон аз арбоби худ хост, то ононро биозмояд, бад-ин наҳв, ки ба ҳамаи мо оби гарм бинӯшон ва сипас бар асбе бинишин ва ба саҳро бирав ва моро низ бо худ бубар ва ба давидан водор:

*Гуфт Луқмон: -Сайидо, пеши Худо,*
*Бандаи хоин набошад муртазо.[89]*
*Имтиҳон кун ҷумламонро, эй карим,*
*Серамон дардеҳ ту аз оби ҳамим.[90]*
*Баъд аз он моро ба саҳрое калон,*
*Ту савора, мо пиёда медавон.*
*Онгаҳон бингар ту бадкирдорро,*
*Сунъҳои[91] кошифуласрорро.*

Арбоб чунин кард. Ғуломон бар асари давидан холашон дигаргуна шуд ва меваҳоро қай карданд, аммо аз даҳони Луқмон чуз об берун наёмад.

Эй азиз, рӯзи қиёмат низ кирдорҳои инсон буруз[92] мекунад ва бар ҳамагон ошкор мешавад, ки ҳар кас чӣ карда ва кӣ будааст. Пас бар роҳи рост устувор гом бардор,[93] то дар он рӯз сарафроз бошӣ.

---

[89]*Муртазо* – мавриди ризоят; каноатманд, хурсанд.
[90]*Ҳамим* – гарм; оби гарми риму зардоболуде, ки нӯшобаи дӯзахиён аст.
[91]*Сунъ* – эҷод, офариниш.
[92]*Буруз* – зоҳиршавӣ, ошкоршавӣ.
[93]*Гом бардоштан* – қадам задан.





*Ҳикмати Луқмон чу тонад ин намуд,*
*Пас чӣ бошад ҳикмати Раббулвуҷуд?*
*Явма тубло ва-с-сароир куллуҳо,*
*Бона минкум коминун ло юштаҳо.[94]*

## ОТАШСӮЗӢ

Дар айёми хилофати Умар оташе бас саҳмгин шаҳрро фаро гирифт, оташе, ки сангҳоро чун чӯб месӯзонд:

*Оташе афтод дар аҳди Умар,*
*Ҳамчу чӯби хушк мехӯрд ӯ ҳаҷар.[95]*
*Дарфитод андар бинову хонаҳо,*
*То зад андар парри мургу лонаҳо.*
*Ними шаҳр аз шӯълаҳо оташ гирифт,*
*Об метарсид аз ону мешигифт.*

Ҳар чи тадбир карданд, то оташро хомӯш кунанд, суде набахшид ва лаҳза ба лаҳза оташ шӯълавартар мешуд. Мардум назди Умар рафтанду гуфтанд: -Ин оташ ҳаргиз бо об хомӯш намегардад.

Умар гуфт: -Ин оташ қаҳри Худост, шӯълаест, ки аз оташи бухли[96] шумо афрӯхта шудааст:

*Гуфт: -Он оташ зи оёти Худост,*
*Шӯълае аз оташи бухли шумост.*

Мардум гуфтанд: -Дари хонаҳои мо боз ва суфраҳоямон паҳн аст, ҳар кӣ хоҳад бар сари он менишинаду мехӯрад.

Умар гуфт: -Меҳмониҳои шумо на аз баҳри Худо, балки ба расми одату риё ва худнамоист ва аз ин рӯ, арзише надорад:

*Гуфт: -Нон дар расми одат додаед,*
*Даст аз баҳри Худо нагшодаед.*

---

[94]Маънии байт: *Рӯзи қиёмат ҳар чизи пӯшида ошкор мешавад ва аз шумо низ розе, ки намехостед фош шавад, ошкор мешавад.*
[95]*Ҳаҷар* – санг.
[96]*Бухл* – бахилӣ, мумсикӣ.

*Баҳри фахру баҳри нӯшу баҳри ноз,*
*Н-аз барои тарсу тақвову ниёз.*

Эй азиз, коре, ки барои Худо набошад, қимате надорад, ҳарчанд бузург бинамояду чашмгир бошад. Амал ҳар андоза кӯчак, агар холисона анҷом шавад, тӯҳфае хоҳад буд барои Худои бузург ва ҷуз Ӯ касе қадраш нашиносад.

## НАБАРДИ АЛӢ КАРРАМА-Л-ЛОҲУ ВАҶҲАҲУ БО ПАҲЛАВОНИ ҚУРАЙШ

Сипоҳиёни Қурайш, ки барои набард бо мусалмонон ба ҳаволии[97] Мадина омада буданд, бо хандақе рӯ ба рӯ шуданд, ки гузаштан аз он шуданӣ набуд.[98] Ҳеҷ кас тавони онро надошт, ки аз хандақ бигзарад; то он ки Амр ибни Абдуд, паҳлавони номии араб асб тохт ва аз хандақ гузашт. Найзаи худро бар замин зад ва ҳамовард хост. Нерӯи Амр забонзади ҳамаи аъроб буд. Паҳлавони пуровоза, ки номаш тани шуҷоъонро меларзонд ва касеро ёрои истодагӣ дар баробари ӯ набуд.

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва саллам фармуд: -Чӣ касе бо Амр меразмад?

Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу гуфт: -Ман.

Паёмбар фармуд: -Биншин.

Амр фарёд мезад: -Ҷанговаре нест, ки ба набард истад? Куҷост он биҳиштие, ки мепиндоред куштагони шумо ба он ҷо хоҳанд рафт?

Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу дубора ба по хост ва рухсати набард талабид. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва саллам фармуд, ки Алӣ ба ҷои худ биншинад.

Амр севвумин бор раҷаз хонд ва ҳариф хост ва ин бор

[97] *Ҳаволӣ* – атроф, гирду атроф.
[98] *Шуданӣ набуд* – гайриимкон будан, номумкин будан.





низ ҷуз Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу касе барои истодагӣ дар баробари Амр барнахост. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва саллам зиреҳи худро бар тани Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу пӯшонд ва дастори хешро дар сари ӯ печид. Алӣ зулфиқор ба даст ба майдони набард шитофт.

Ду паҳлавон рӯ дар рӯи якдигар истоданд: набард даргирифт. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам фармуд: -Имони муҷассам бо ширки муҷассам ба набард пардохтанд.

Шамшери Амр бар сари Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу фурӯд омад ва сипарашро шикофт ва аммомаи вайро пора кард ва то ҷулӯи сари ӯ расид. Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу ба пои Амр шамшер зад ва ӯро бо сар ба замин андохт. Набардгоҳ пӯшида аз гарду ғубор шуд. Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу Амрро ба пушт хобонид ва бар синаи ӯ нишаст, то сар аз тани ӯ ҷудо кунад; аммо Амр, ки роҳи ҷораро бар худ танг медид, бар рухсори Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу оби даҳон андохт:

*Ӯ худу[99] андохт бар рӯйи Алӣ,*
*Ифтихори ҳар набию ҳар валӣ.*
*Он худу зад бар рухе, ки рӯйи моҳ,*
*Саҷда орад пеши ӯ дар саҷдагоҳ.*

Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу чанде хашмгин шуд. Шамшер бияфканд ва дар овардгоҳ чанде қадам зад:

*Дар замон андохт шамшер он Алӣ,*
*Кард ӯ андар газояш[100] коҳилӣ.[101]*
*Гашт ҳайрон он мубориз з-ин амал,*
*В-аз намудан афвӯ раҳмат бемаҳал.*

Амр саргашта, ки ҷаро Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу аз синаи ӯ бархост ва дар куштани ӯ диранг намуд. Гуфт: -Магар на ин, ки то даме пеш оҳанги инъидоми[102] ислом

[99] *Худу* – оби даҳон.
[100] *Ғазо* – ҷанг, набард.
[101] *Коҳилӣ* – сустиву диранг.
[102] *Инъидом* – нобудӣ.

карда будам, ки ҳамаи вуҷудат оканда аз ишқ ба он аст? Ва магар на ин ки мусалмононро заҳрханд кардам ва ларза бар тани сипоҳи ислом афкандам? Ва магар оби даҳон бар гунаат наяндохтам?! Пас аз чӣ рӯи бархостӣ ва дар куштанам диранг кардӣ?

*Гуфт: -Бар ман теғи тез афроштӣ,*
*Аз чӣ афкандӣ? Маро бигзоштӣ?*
*Он чӣ дидӣ беҳтар аз пайкори ман?*
*То шудӣ ту суст дар ишколи ман.*
*Он чӣ дидӣ, ки чунин хашмат нишаст?*
*То чунон барқе намуду бозҷаст.*
*Он чӣ дидӣ? Ки маро з-он акси дид,*
*Дар дилу ҷон шӯълае омад падид.*

Алӣ каррама-л-лоҳу ваҷҳаҳу дар посух гуфт: -Ман барои Худо теғ мекашам; бандаи Худоям, на бандаи хостаҳои дили хеш. Шери Худоям, на шери нафси худ. Чун ту оби даҳон бар рухсорам андохтӣ, ба хашм шудам. Агар туро дар он ҳол мекуштам, ғайри Худо - хости дилам - низ дар он дахил буд. Пас даст кашидам, то оташи хашм фурӯ нишинад; он гоҳ танҳо барои ризои Худо, туро ҳалок гардонам.

*Чун худу андохтӣ бар рӯи ман,*
*Нафс ҷунбиду тиҳӣ шуд хӯйи ман.*
*Ним баҳри Ҳақ шуду ниме ҳаво,*
*Ширкат андар кори Ҳақ набвад раво.*

Эй азиз! Ихлос кимиёест гаронмоя, ки амалро тиллои ноб кунад. Амали холӣ аз ихлос мурдореро монанда аст, ки ҷуз бӯи тааффун[103] надиҳад ва Алӣ муҷассамаи ихлос буд; ҷуз Худо намедид ва ҷуз барои Худо коре намекард ва ҷуз Худоро бузург намешумурд.

*Аз Алӣ омӯз ихлоси амал,*
*Шери Ҳақро дон муназзаҳ[104] аз дағал.*

[103] *Тааффун* – гандида, бадбӯй.
[104] *Муназзаҳ* – пок, покиза.



# Дафтари дуввум

## ДИДАНИ МОҲ

Дар рӯзгори хилофати Умар ибни Хаттоб чун моҳи Рамазон фаро расид, гурӯҳе барои дидани ҳилоли моҳ ба баландии кӯҳ рафтанд. Яке аз он миён гуфт: -Ман моҳро дидам, моҳ он ҷост.

Умар ҳар чи нигоҳ кард, моҳро надид. Гуфт: -Он ҳилол аз хиёли ту падид омадааст:

*Чун Умар бар осмон маҳро надид,*
*Гуфт, к: -Ин маҳ аз хиёли ту дамид.*
*Варна ман бинотарам афлокро,*
*Чун намебинам ҳилоли покро?*

Умар мутаваҷҷеҳ шуд, ки мӯйи абрӯи он шахс чулӯи дидагонаш омада ва ӯ онро ҳилоли моҳ пиндоштааст. Ба ӯ гуфт: -Дасти худро ба об бизан ва бар абрӯвонат бикаш, то дарёбӣ, ки ҳилоле даркор нест:

*Гуфт: -Тар кун дасту бар абрӯ бимол,*
*Онгаҳон ту дарнигар сӯйи ҳилол.*
*Чунки ӯ тар кард, абрӯ шуд камон,*
*Сӯйи ту афканд тире аз гумон.*

Оре, хиёл раҳзан аст ва гоҳ мӯйеро чун ҳилол менамоёнад. Ба ростӣ, агар як мӯйи каҷ ҳақоиқро чунин вожгуна намояд, чунончи тамоми вуҷуди одамӣ каҷ ва мунҳариф бошад, чун хоҳад шуд?

*Чун яке мӯ каж шуд, ӯро роҳ зад,*
*То ба-даъво лофи диди моҳ зад.*
*Мӯйи каж чун пардаи гардун бувад,*
*Чун ҳама аҷзот каҷ шуд, чун бувад?*

## ДУЗДИ МОР

Рӯзе дузде мореро аз моргире рабуд ва онро ғанимати бузург шумурд, ғофил аз он ки он мор заҳри кушанда





дорад ва ҷони ӯро таҳдид мекунад. Аз қазо он морduздро газид ва ӯ мурд ва дар ин миён моргир ҷонаш солим бимонд

Моргир ҷасади дуздро ёфт ва ӯро шинохт. Гуфт: -Ман аз Худо хоста будам, ки морро дубора ба ман бозгардонад, аммо Худоро ҳазор бор шукр, ки дуъоямро мустаҷоб накард, вагарна акнун ман ба ҷойи ин бечора бар замин афтода будам:

*Дуздаке аз моргире мор бурд,*
*З-аблаҳӣ онро ғанимат мешумурд*
*Вораҳид он моргир аз захми мор,*
*Мор кушт он дузди ӯро зори зор.*
*Моргираш дид, пас бишнохташ,*
*Гуфт: -Аз ҷон мори ман пардохташ.*
*Дар дуъо мехостӣ ҷонам аз ӯ,*
*К-аш биёбам, мор бистонам аз ӯ.*
*Шукр ҳақро, к-он дуъо мардуд шуд,*
*Ман зиён пиндоштам, он суд шуд.*

Эй азиз! Бисёр бошад, ки инсон аз Худо чизеро бо исрору ибром ва ҳазор нолаву гиря талаб кунад, аммо маслиҳати ӯ дар он набошад ва он Худои карим аз ҳамин рӯ дуъояш мустаҷоб насозад. Пас хушёр бош ва ба Худоят гумони бад мабар:

*Бас дуъоҳо, к-он зиён асту ҳалок,*
*В-аз карам менашнавад Яздони пок.*

## ДАРХОСТИ ЗИНДА КАРДАНИ УСТУХОНҲО АЗ ИСО

Марде нодон бо Исо алайҳиссалом ҳамроҳ буд. Ба гудволе пур аз устухон расиданд. Мард гуфт: -Эй Паёмбари Худо! Он номи баланду исми азимро, ки мехонӣ ва ба ёрии он мурдаро зинда мекунӣ, ба ман биёмӯз, то

бо он ном яке аз ин устухонҳоро зинда созам:

*Гашт бо Исо яке аблаҳ рафиқ,*
*Устухонҳо дид дар ҳуфра(й) амиқ.*
*Гуфт: -Эй ҳамроҳ, он номи санӣ,[105]*
*Ки бад-он мурда ту зинда мекунӣ.*
*Мар маро омӯз, то эҳсон кунам,*
*Устухонҳоро бад-он боҷон кунам.*

Исо гуфт: -Хомӯш бош, ин кор дар шаъни ту нест. Забони ту шоистаи он нест, ки он номро бубарад.

Мард гуфт: -Пас худат он номро бар устухонҳо бихон:

*Гуфт: -Агар ман нестам асрори хон,*
*Ҳам ту бархон номро бар устухон.*
*Гуфт Исо: -Ё Раб, ин асрор чист?*
*Майли ин аблаҳ дар ин бегор[106] чист?*
*Чун гами худ нест ин беморро?*
*Чун гами ҷон нест ин мурдорро?*

Саранҷом Исо алайҳиссалом Исми аъзамро бар яке аз устухонҳо хонд ва аҷзои устухон ба ҳам пайваст ва ногаҳон шере даранда аз он миён сар баровард. Аз бахти бади он мард ин устухон устухони шер буд. Шер ба он мард ҳамла кард ва ӯро дарид ва аз миён бурд:

*Аз миён барҷаст як шери сиёҳ,*
*Панҷае зад, кард нақшашро табоҳ.*
*Каллааш барканд, магзаш рехт зуд,*
*Магзи ҷавзе, к-андар ӯ магзе набуд.[107]*

Оре, ин ҷазои касест, ки бо Паёмбар бошад, аммо қадри он нашиносад ва аз ӯ ёва талаб кунад ё оби софе бубинаду ба ҷойи он, ки ҷони ташнаашро сероб намояд, дар он идрор кунад:

*Ин сазои он, ки ёбад оби соф,*
*Ҳамчу хар дар ҷӯ бимезад аз газоф.*

[105] *Санӣ* – баланд. Ин ҷо максуд исми аъзами Илоҳист.
[106] *Бегор* – кори беҳуда.
[107] Каллаи ӯ монанди чормагзи пӯк буд, ки мағзе дар дарунаш нест.





*Гар бидонад қимати он ҷӯй хар,*
*Ӯ ба ҷойи по ниҳад дар ҷӯй сар.*

## СУПОРИШҲОИ СӮФӢ

Сӯфии ҷаҳонгарде буд, ки рӯзгорро дар сафар мегузаронд. Шабе убураш ба хонақоҳе афтод ва тасмим гирифт шабро дар он ҷо бигзаронад. Пас чорпои худро дар охур баст ва худ ба ҷамъи сӯфиён пайваст. Бо якдигар суханҳои ҳакимона бисёр гуфтанд, то замони сарфи ғизо расид ва барои меҳмон суфра паҳн карданд, аммо ногаҳон сӯфӣ ба ёди чорпояш афтод:

*Хон биёвароанд баҳри меҳмон,*
*Аз баҳима[108] ёд овард он замон.*

Рӯ ба ходим кард ва гуфт: -Ба охур бирав ва ба чорпо коху ҷав бидеҳ.

Ходим: -Ин чӣ супоришест, муддатҳост, ки кори ман темордорӣ аз чорпоён аст. Худ вазифаам нек медонам.

Сӯфӣ: -Ибтидо ҷави ӯро хес[109] кун, чун ин ҳайвон пир аст.

Ходим: -Аҷаб! Сарварам, ин чӣ ҳарфест. Ҳама ин корҳоро аз ман меомӯзанд.

Сӯфӣ якояк супориш мекард ва ходим такрор мекард, ки ман хуб ба вазифаам ошно ҳастам, супориш лозим нест:

*Гуфт: -Тар кун он ҷавашро аз нахуст,*
*К-он хари пир асту дандонҳо-ш суст.*
*Гуфт: -Лоҳавл, ин чӣ мегӯӣ, меҳо,*
*Аз ман омӯзанд ин тартибҳо.*
*Гуфт: -Полонаш фурӯ неҳ пеш-пеш,*
*Доруи манбал бинеҳ бар пушти реш.[110]*

[108] *Баҳима* – чорпо, ҳайвон.
[109] *Хес* – тар.
[110] Бар захми пушти ӯ марҳам бигзор.

*Гуфт: -Лоҳавл охир, эй ҳикматгузор,*
*Ҷинси ту меҳмонам омад сад ҳазор.*
*Ҷумла розӣ рафтаанд аз пеши мо*
*Ҳаст меҳмон ҷони мову хеши мо.*

Алқисса, аз сӯфӣ супориш кардан ва аз ходим, эй ба чашм, гуфтан. Аммо ходими фиребкор аслан сурoғи ҳайвони бечора нарафт ва обе ҳам ба ӯ надод.

*Рафту аз охур накард ӯ ҳеч ёд,*
*Хоби харгӯшӣ бад-он сӯфӣ бидод.*
*Рафт ходим ҷониби авбоши чанд,*
*Кард бар андарзи сӯфӣ ришханд.*

Чорпои бечора он шаб то субҳ аз гуруснагии беамон ба чапу рост ғалтид. Саҳаргоҳ ходим омад ва фавран полони улоғро пайдо кард ва пушташ гузошт ва ду-се чӯб бар улоғ зад, то частухез кунад ва чунон намояд, ки сари ҳол аст.

Чун сӯфӣ савори улоғ шуд ва ба роҳ афтод, чорпо талу-талу меҳӯрд ва меафтод. Ҳамроҳон гуфтанд: -Эй шайх, чаро ин тавр шуда, магар намегуфтӣ улоғи ман қавист? Сӯфӣ гуфт:

*Гуфт: -Он хар, к-ӯ ба шаб лоҳавл х(в)ард,*
*Ҷуз бад-ин шева надонад роҳ кард.*

Оре, ҳар кас, ки дар дунё фиреби шайтонро бихӯрад ва аз душмани дӯстнамо таъзиму такрим ва чарбзабониро бовар намояд, ҳаммонанди он улоғ бар сари пули Сирот аз парешонӣ бо сар ба замин меафтад:

*Ҳар ки дар дунё хӯрад талбиси[111] дев,*
*В-аз адӯи дӯстрӯ таъзиму рев.[112]*
*Дар роҳи ислому бар пули Сирот,*
*Дар сар ояд ҳамчун он хар аз хубот.[113]*
*Ишваҳои ёри бад манюш, ҳин,*
*Дом бин, эмин марав ту бар замин.*

[111] *Талбис* – макр, ҳила, фиреб.
[112] *Рев* – макру ҳила.
[113] *Хубот* – парешонӣ.





Ва низ биёмӯз, ки кори худро ба дигаре наспорӣ. Ҳамчун шер худат ба шикор бирав, на он ки лошархӯрвор аз шикори дигарон тағзия кунӣ:

*Ҳамчу шере сайди худро хеш кун,*
*Тарки ишва(й) аҷнабиву хеш[114] кун.*

## БОЗ ДАР ХОНАИ ПИРАЗАН

Боз дар қасри подшоҳ[115] ва назди шоҳ бисёр азизу гиромӣ буд. Аз беҳтарин хӯрокиҳо меҳӯрд ва дар беҳтарин шароит мезист.

Рӯзе боз аз қаср хориҷ шуд. Рафт ва дар хонаи пиразани фақиру бечорае манзил гузид. Пиразан то чашмаш ба он бози зебову асил афтод, пойҳояш басту парҳояш бурид ва нохунҳояш чид ва миқдоре коҳ чулӯи ӯ гузорид, то бихӯрад:

*Поякаш басту параш кӯтоҳ кард,*
*Нохунаш бибриду қуташ коҳ кард.*
*Гуфт: -Ноаҳлон накардандат ба соз,*
*Пар фузуд аз ҳадду нохун шуд дароз.*

Пиразан аз рӯи муҳаббат болу пари бозро чид. Дӯстии нодон ҳамвора хисорат ба бор меоварад:

*Меҳри ҷоҳилро чунин дон, эй рафиқ,*
*Каж равад ҷоҳил ҳамеша дар тариқ.*

Шоҳ дар ҷустуҷӯи боз ин сӯву он сӯ шитофт, то ба хонаи пиразан расид ва парандаи худро дар он ҷо ёфт. Ва ба ҳоли ӯ, ки дар миёни дуду хок касифу олуда шуда буд, зор-зор гирист:

*Дид ногаҳ бозро дар дуду гард,*
*Шаҳ бар ӯ бигрист зору наҳва кард.*

[114] Хеш дар ин ҷо ба маънии хешованд аст.
[115] Дар ин қисса ҳикояти инсон, ки ҷавҳари малакутиву биҳиштӣ дорад, аммо худро асири дунё сохтааст, бо тамсили инсон ба боз ва Худо ба шоҳ ва пиразан ба дунё ривоят шудааст.

*Гуфт: -Ҳарчанд ин ҷазои кори туст,*
*Ки набошӣ дар вафои мо дуруст.*
*Чун кунӣ аз хулд[116] дар дӯзах қарор?*
*Ғофил аз «ло яставӣ асҳобу нор».*
*Ин сазои он кӣ аз шоҳи хабир*
*Хира бигрезад ба хона(й) гандапир.*

Оре, ҷазои касе, ки аз канори подшоҳи огоҳ аз ҳама чиз бигрезад ва аҳмақона ба хонаи пиразани фартут паноҳ барад, ҷуз ин нест.

Боз нодим[117] буду пушаймон, болҳояшро ба дасти шоҳ мемолид ва бо забони безабонӣ мегуфт: -Эй шоҳ! Хато кардам, аз ман даргузар.

Паранда бо ҳоли зор гиряи бисёр карду гуфт:

*Гарчи нохун рафт, чун бошӣ маро,*
*Барканам ман парчами хуршедро.*
*Варчи паррам рафт, чун бинвозиям,*
*Чарх бозӣ кам кунад дар бозиям.[118]*

Бо гиряҳову нолаҳои боз раҳмати шоҳ ба ҷӯш омад ва ӯро бубахшид ва ба манзилгаҳи нахусташ бозбурд:

*Чун бигирёнам, биҷӯшад раҳматам,*
*Он хурӯшанда бинӯшад неъматам.*
*Гар нахоҳам дод, худ нанмоямаш,*
*Чун-ш кардам баста, дил бигшоямаш.*
*Раҳматам мавқуфи он хуш гиряҳост,*
*Чун гирист, аз баҳри раҳмат мавҷҳост.*

Эй азиз! Ҷойгоҳи ту низ фирдавси барин аст, дар хонаи дунё манзил макун ва магзор ҳаёти моддӣ поят бубандад, болу парат бичинад ва аз парвоз дар осмони маънавияту сафо бозат дорад. Ба даргоҳи Шоҳи олами ҳастӣ тавба кун ва худро тахти ҳимояти Ӯ қарор деҳ, ки Ӯ раҳим асту меҳрубон.

---

[116]*Хулд* – бихишт.
[117]*Нодим* – надоматкунанда; пушаймон; хиҷил.
[118]Ҳарчанд болам рафт, агар навозиш кунӣ, ҳатто фалак дар пеши бозии ман худро очиз мехисобад.





# КӮМАК БА МАҲРУМОН

Шайхе буд меҳрубону хайрхоҳ, ки ҳамвора дил барои маҳрумону тиҳидастон месӯзонд. Аз дигарон қарз мекард ва ба фуқаро мебахшид ва Худои бузург ҳамвора қарзи ӯро ба гунае мепардохт:

*Буд шайхе доиман ӯ вомдор,*
*Аз ҷавонмарде, ки буд он номдор.*
*Даҳ ҳазорон вом кардӣ аз меҳон,[119]*
*Харҷ кардӣ бар фақирони ҷаҳон.*
*Воми ӯро Ҳақ зи ҳар ҷо мегузорд,*
*Кард Ҳақ баҳри Халил аз рег орд.*

Паёмбари Худо салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам фармудааст, ки ҳамвора ду фаришта дар бозор дуо мекунанд:

*К-эй Худо, ту мунфиқонро[120] деҳ халаф,[121]*
*В-эй Худо, ту мумсиконро деҳ талаф.*

Шайх солҳоро бад-ин гуна гузаронд, то он ки дар бистари марг афтод, дар ҳоле ки чаҳорсад динор қарздор буд. Талабгорон, ки шайхро бемор ва маргашро наздик диданд, гирдаш омаданду пули худ талаб карданд:

*Вомдорон гирди ӯ биншаста ҷамъ,*
*Шайх бар худ хуш, гудозон ҳамчу шамъ.*
*Вомдорон гашта навмеду туруш,*
*Дарди дилҳо ёр шуд бо дарди шуш.*

Шайх пуле дар киса надошт, то воми онҳоро пас диҳад, ҳатто таоме дар хона надошт, то аз эшон пазироӣ намояд, аммо мутамаин буд, ки Худованд ин бор низ дайни ӯро адо хоҳад кард.

Дар ин ҳангом писари ҳалвофурӯш бар дар омад. Шайх

---

[119]*Меҳон* – бузургон.
[120]*Мунфиқон* – касоне, ки ба дигарон мол мебахшанд.
[121]*Халаф* – ворис. ҷойгузин.

ба ходим ишора кард, ки он ҳалворо бихарад, то аз меҳмонон пазирой шавад. Талабкорон ҳалворо хӯрданд ва писарак баҳои онро, ки ним динор буд, талаб кард. Аммо посух шунид, ки пуле надорам.

*Кӯдак аз ғам зад табақро бар замин,*
*Нолаву гиря бароварду ҳанин.*[122]
*Мегирист аз ғабн*[123] *кӯдак ҳой-ҳой,*
*К: -Эй маро бишкаста будӣ ҳар ду пой.*

-Кош ду поям шикаста буд ва ба ин ҷо намеомад. Агар арбобам бифаҳмад, ки ҳалвоямро муфт фурӯхтаам, маро хоҳад кушт.

*Пеши шайх омад, ки: -Эй шайхи дурушт,*
*Ту яқин дон, ки маро устод кушт.*
*Гар равам ман пеши ӯ дасти тиҳӣ,*
*Ӯ маро букшад, иҷозат медиҳӣ?*

-Оё розӣ ҳастӣ арбобам маро бикушад?

Ҳамагон ба дидаи инкор дар шайх нигаристанд, ки ин чӣ балое буд, ки шайх бар сари кӯдак овард. Аммо шайх орому осуда буд, то он ки аср шуд. Шахсе аз тарафи марди бахшандаву сарватманде ҳадяе барои шайх овард. Ҳадяро гушуданду диданд дар он чаҳорсаду ним динор аст:

*Соҳиби молеву ҳоле пеши пир,*
*Ҳадя бифристод, к-аз вай буд хабир.*[124]
*Чорсад динор бар гӯша(й) табақ,*
*Ним динори дигар андар варақ.*

Ҳамагон дар шигифт шуданд ва рози матлаб аз шайх пурсиданд. Шайх гуфт: -Бояд ин кӯдак мегирист, то аз гиряи ӯ раҳмати Илоҳӣ ба ҷӯш ояд ва дуоям мустаҷоб шавад:

*Сирри он ин буд, к-аз Ҳақ хостам,*
*Лоҷарам бинмуд роҳи ростам.*

---

[122]*Ҳанин* – шевану зорӣ.
[123]*Ғабн* – макру фиреб; зарару зиён.
[124]*Хабир* – огоҳ, хабардор.





*Гуфт: -Он динор агарчи андак аст,*
*Лек мавқуфи гиреви кӯдак аст.*
*То нагиряд кӯдаки ҳалвофурӯш,*
*Баҳри раҳмат дарнамеояд ба ҷӯш.*

Эй азиз, он кӯдаки ҳалвофурӯш ҳамон чашмони туст, ки то нагиряд, дарёи раҳмати Илоҳӣ ба ҷӯш намеояд:

*Эй бародар, тифл тифли чашми туст,*
*Коми худ мавқуфи зорӣ дон дуруст.*
*Гар ҳамехоҳӣ, ки он хилъат расад,*
*Пас бигирён тифли дида бар ҷасад.*

## ГИРЯ КАМТАР КУН!

Зоҳиде буд, ки дар дуъову розу ниёз бо Худои субҳон бисёр мегирист, чандон ки масири ашк дар гунаҳояш намоён шуда буд. Рӯзе дӯсташ ӯро андарз дод, ки ин гиряи бисёр саранҷом туро кӯр мекунад:

*Зоҳидеро гуфт ёре: -Дар амал,*
*Кам гирӣ, то чашмро н-ояд халал.*

Зоҳид гуфт: -Аз ду ҳол берун нест: ё чашми ман он ҷамоли Илоҳиро хоҳад дид, ки дар ин сурат ғаме нест, дар роҳи лиқои Худо нисори ду чашм чизи андаке аст; ва ё зоти Илоҳиро нахоҳад дид, ки дар ин сурат чунин чашме кӯр бошад, беҳтар аст:

*Гуфт зоҳид: -Аз ду берун нест ҳол,*
*Чашм бинад ё набинад дар ҷамол.*
*Гар бубинад нури Ҳақ, худ чӣ ғам аст?*
*Дар висоли Ҳақ ду дида чӣ кам аст.*
*В-ар нахоҳад дид Ҳақро, гӯ, бирав,*
*Инчунин чашми шақӣ, гӯ, кӯр шав.*

Эй азиз! Камтар дар андешаи ҳифзи тан бош, рӯҳро дарёб ва онро фарбеҳ кун:

*Бар дили худ кам неҳ андеша(й) маош,*
*Айш кам н-ояд, ту бар даргоҳ бош.*

## ШЕР ДАР ҶОИ ГОВ

Марди рустоие поёни рӯз, пас аз кору талош гови худро ба тавила[125] овард ва ӯро басту рафт. Пас аз он шере омаду говро хӯрд ва дар ҷои ӯ нишаст:

*Рустоӣ гов дар охур бубаст,*
*Шер говаш хӯрду бар ҷояш нишаст.*

Ҳамчунон шаб соя афканда буд. Рустоӣ вориди тавила шуд ва ба тарафи гов рафт. Даст бар бадани шер мекашид ва гумон мекард ҳамон гов аст.

*Рустоӣ шуд дар охур сӯйи гов,*
*Говро меҷуст шаб он кунҷков.*
*Даст мемолид бар аъзои шер,*
*Пушту паҳлӯ, гоҳ боло, гоҳ зер.*

Шер бо худ гуфт: -Агар рӯз буд ва медид даст бар бадани кӣ мемолад, аз тарс заҳрааш метаркиду мемурд. Ин густохӣ ба хотири ҷаҳлу нодонии ӯст ва ин ки намедонад бо чӣ касе тараф аст:

*Инчунин густох з-он мехорадам,*
*К-ӯ дар ин шаб гов мепиндорам.*

Эй азиз, масали мо одамон низ мисли он рустоист. Мо низ чун азамати Худоро намешиносем, дар баробари ӯ густохона гуноҳ мекунем, намешиносем он Худоеро, ки чун номаш бар кӯҳи Тур бурда шуд, кӯҳ муталошӣ гашт:

*Ҳақ ҳамегӯяд, ки: -Эй мағрури кӯр!*
*На зи номам пора-пора гашт Тур?*
*Аз ман ар кӯҳи Уҳуд воқиф будӣ,*
*Пора гаштиву дилаш пурхун шудӣ.*

## ФУРӮХТАНИ ЧОРПОИ СӮФӢ

*Сӯфие дар хонақоҳ аз раҳ расид,*
*Маркаби худ бурду дар охур кашид.*

[125] *Тавила* – огил.





*Обакаш доду алаф аз дасти хеш,*
*На чун он сӯфӣ, ки мо гуфтем пеш.*

Ин сӯфӣ марди амал буд, на ҳарф, худаш чорпояшро обу ғизо дод ва темораш намуд. Он гоҳ ба ҷамъи сӯфиёни хонақоҳ пайваст, ғофил аз он ки он сӯфиёни фақиру тангдаст аз фишори гуруснагӣ тасмим гирифтаанд улоғи меҳмони тозаворидро бифурӯшанд ва аз пули он таоме бисозанд ва диле аз ғизо дароваранд:

*Ҳам дар он дам он харак бифрӯхтанд,*
*Лут[126] оварданду шамъ афрӯхтанд.*

Дар хонақоҳ валвала афтод, ки имшаб бисоти сур густурда аст. Меҳмон низ наззорагар буд ва сӯфиён бисёр гиромиаш медоштанду мӯҳтарамаш мешумурданд. Суфраро андохтанд, ғизоҳои рангорангро, ки аз пули улоғи меҳмон фароҳам шуда буд, як ба як чиданд. Пас аз сарфи ғизо мутриб шурӯъ ба навохтану хондан кард:

*Чун самоъ омад зи аввал то карон,*
*Мутриб огозид як зарби гарон.*
*«Хар бирафту хар бирафт» огоз кард,*
*З-ин ҳарорат ҷумларо анбоз[127] кард.*
*З-ин ҳарорат пойкӯбон то саҳар,*
*Кафзанон: «Хар рафт, хар рафт, эй писар».*

То саҳар заданду кӯбиданд ва кафзанон мехонданд: «Хар бирафту хар бирафту хар бирафт». Меҳмони аз ҳама ҷо бехабар низ шодмон ба тақлид аз дигарон ҳамин таронаро такрор мекард, бе он ки бидонад мақсуд чист? Субҳ шуд. Ҳама рафтанд ва хонақоҳ холӣ монд. Сӯфии меҳмон низ азми рафтан намуд. Лавозимаш ҷамъ карду ба охур рафт, аммо улоғашро надид. Бо худ гуфт: -Шояд ходим ӯро бурдааст, то обаш бидиҳад.

Вақте ходим омад, сӯфӣ пурсид: -Улоғ куҷост?

[126] *Лут* – таъом.
[127] *Анбоз* – ҳамрох, шарик.

Ходим гуфт: -Аз ришат хиҷолат бикаш.
Низоъ даргирифт.

*Ходим омад. Гуфт сӯфӣ: -Хар куҷост?*
*Гуфт ходим: «-Реш бин». Ҷанге бихост.*
*Гуфт: -Ман харро ба ту биспурдаам,*
*Ман туро бар хар муваккал[128] кардаам.*

Ходим гуфт: -Сӯфиён бар ман ҳамла карданд ва ман мағлуб шудам, харро ба зӯр гирифтанду бурданд ва фурӯхтанд.

Сӯфӣ гуфт: -Пас чаро пеш аз он ки онҳо бираванд, ба ман нагуфтӣ, то лоақал гиребони яке аз ононро бигирам ва назди қозӣ шикоят барам. Алъон дастам ба ҳеҷ ҷо банд нест.

Ходим гуфт: -Борҳо омадам, ки огоҳат кунам, аммо ту хушҳолтар аз дигарон кафзанон мегуфтӣ: -Хар бирафт.

*Гуфт: -Валлаҳ омадам ман борҳо,*
*То туро воқиф кунам з-ин корҳо.*
*Ту ҳамегуфтӣ, ки: -Хар рафт, эй писар,*
*Аз ҳама гӯяндагон бозавқтар.*

Сӯфӣ гуфт: -Ин балое буд, ки тақлиди кӯр-кӯрона бар сарам овард, ҳар чи онон гуфтанд, надониста такрор кардам.

Дар ҳақиқат тамъи он сӯфӣ ва бӯи таом чароғи ақлашро кӯр кард ва нагузошт бифаҳмад, ки онон хабар аз чӣ медиҳанд:

*Мар-маро тақлидашон бар бод дод,*
*Ки дусад лаънат бар он тақлид бод!*
*Тамъи луту тамъи он завқу самоъ,*
*Монеъ омад ақли ӯро з-иттилоъ.*
*Сад ҳикоят бишнавад мадҳуши ҳирс,*
*Дарнаёяд нуктае дар гӯши ҳирс.*

[128]*Муваккал* – нигаҳбон, посбон, муҳофиз.





# ДУЗДИ БЕЧИЗ

*Буд шахсе, муфлисе, бехону мон,*
*Монда дар зиндону банди беамон.*
*Луқмаи зиндониён хӯрдӣ газоф,*
*Бар дили халқ аз тамаъ чун кӯҳи Қоф.*

Ин шахси фақиру бечиз аз қазо бисёр пурхӯр буд. Аз ин рӯ, ғизои зиндониёнро мерабуду мехӯрд. Зиндониён аз ӯ ба танг омаданд ва шикояташ назди қозӣ бурданд ва ба қозӣ гуфтанд:

*Ки саломи мо ба қозӣ бар кунун,*
*Бозгӯ озори мо з-ин марди дун.[129]*
*Ки дар ин зиндон бимонд ӯ мустамир[130]*
*Ёватозу таблхор асту музир.*
*Чун магас ҳозир шавад дар ҳар таъом,*
*Аз вақоҳат,[131] бесалову[132] бесалом.*

Қозӣ ба шикояти зиндониён расидагӣ кард ва ҳақро ба ҷониби эшон дод. Дузди ғизоро ҳозир кард ва гуфт: -Аз ин зиндон бирав ва ба хонаи худ бозгард.

Зиндонӣ гуфт: -Хонае надорам, агар маро аз зиндон биронӣ, аз гуруснагӣ мемирам.

Қозӣ гуфт: -Муфлис будани худатро собит кун.

Мард гуфт: -Ин зиндониён ҳама шоҳиданд.

Ҳамаи зиндониён бар фақру тангдастии ӯ шаҳодат доданд. Қозӣ гуфт: -Ӯро дар шаҳр бигардонанд, то ҳама бидонанд, ки бечиз аст, то нася ба ӯ нафурӯшанд ва қарз ба ӯ надиҳанд.

*Гуфт қозӣ, к-аш бигардонед фош,*
*Гирди шаҳр, ин муфлис асту бас қалош.[133]*

[129]*Дун* – паст, фурӯмоя.
[130]*Мустамир* – доимӣ.
[131]*Вақоҳат* – бешармӣ, беадабӣ.
[132]*Бесало* – бе даъват.
[133]*Қалош* – бекора, муфлис.

*Кӯ ба кӯ ӯро мунодиҳо занед,*
*Табли ифлосаш аён ҳар ҷо занед.*
*Ҳеч кас нася бинафрӯшад бад-ӯ,*
*Қарз надҳад ҳеч кас ӯро тасу.*[134]
*Пеш ман ифлоси ӯ собит шудаст,*
*Нақду коло, несташ чизе ба даст.*

Шутурдори курдеро оварданд, то ӯро гирди шаҳ бичархонад ва ҳамагонро аз фарку нодории ӯ ого намояд. Шутурдор марди муфлисро бар пушти шуту нишонд ва худ афсори шутур гирифт ва дар шаҳ мечархонду фарёд бармеовард:

*Муфлис аст ину надорад ҳеч чиз,*
*Қарз то надҳад кас ӯро як пашиз.*

Тамоми рӯз кори шутурдор ин буд. Чун рӯз ба сар ома ва кораш тамом шуд, муфлисро аз шутур пиёда кард гуфт: -Музди корамро бидеҳ!

Муфлис гуфт: -Эй бечора! Аз субҳ то ба ҳол фарё баровардӣ ва ҳамагонро огоҳ кардӣ, ки ман пул надорам. Инак аз ман музди корат металабӣ?!

*Гуфт: -То акнун чӣ мекардем пас*
*Ҳуши ту ку? Нест андар хона кас?*
*Табли ифлосам ба чархи собиъа*[135]
*Рафту ту нашнидаӣ бад воқеъа?*

Эй бародар, бидон, ки тамаъ инсонро кӯру кар мекунад.

*Гӯши ту пур будааст аз тамъи хом,*
*Пас тамаъ кар мекунад кӯр, эй гулом!*
*То кулӯху санг бишнид ин баён:*
*-Муфлис асту муфлис аст ин қатлабон.*[136]
*То ба шаб гуфтанду дар соҳибшутур,*
*Бар назад, к-ӯ аз тамаъ пур буд, пур.*

---

[134] *Тасу* – як хиссаи хурд аз чизе.
[135] *Чархи собиъа* – осмони хафтум.
[136] *Қатлабон* – беҳиммат.





## ДУР АГАР НАТВОН НИШАСТ

*Он гарибе хона меҷуст аз шитоб,*
*Дӯсте бурдаш сӯйи хона(й) хоб.*
*Гуфт ӯ: -Инро агар сақфе будӣ,*
*Паҳлӯи ман мар туро маскан шудӣ.*
*Ҳам иёли ту биёсудӣ, агар*
*Дар миёна доштӣ ҳуҷра(й) дигар.*

Дӯсти он марди ғариб якояк мегуфт: -Агар ин хона чунин буд, чунон мешуд, агар ин гуна буд, он фоидаро дошт ва …

Саранҷом ҷони марди ғариб ба сутӯҳ омаду гуфт: -Оре, ҳамсоя шудан бо дӯстон хушоянд аст, доштани хонае бо утоқҳои бисёр олист, аммо дар «агар» наметавон маскан гузид ва бо хиёл наметавон зиндагӣ кард, бояд воқеъиятро дид ва бо назар ба шароити мавҷуд барномаи зиндагиро танзим намуд:

*Гуфт: -Оре, паҳлӯи ёрон хуш аст,*
*Лек, эй ҷон, дар агар натвон нишаст.*
*Ин ҳама олам талабгори х(в)ашанд,*
*В-аз хуши тазвир андар оташанд.*

## ҚАТЛИ МОДАР БА ДАСТИ ФАРЗАНД

Фарзанд рӯзе модари рӯсапиву бадкораи худро бо марде ҳамоғӯш дид. Хашм бар ӯ ғолиб омад. Ханҷаре бардошту ба сӯи модараш ҳамлавар шуд ва ӯро кушт.

*Он яке аз хашм модарро бикушт,*
*Ҳам ба захми ханҷару ҳам захми мушт.*

Марде ба ӯ эътироз кард, ки: -Эй бадсиришт, чаро модаратро куштӣ? Магар муҳаббатҳову ранҷҳояшро фаромӯш кардӣ?

Фарзанд гуфт: -Бадкора буд, ӯро бо марде дидам,

куштамаш, то дигарон чунин накунанд.

Он шахс гуфт: -Эй кош, он мардро куштиву модарат раҳо карда будӣ.

Фарзанд гуфт: -Дар ин сурат бояд ҳар рӯз марде мекуштам:

*Ҳай, ту модарро чаро куштӣ? Бигӯ,*
*Ӯ чӣ кард охир? Бигӯ, эй зиштхӯ!*
*Гуфт: -Коре кард, к-он ори[137] вай аст,*
*Куштамаш, к-он хок саттори[138] вай аст.*
*Гуфт: -Он касро бикуш, эй мӯҳташам![139]*
*Гуфт: -Пас ҳар рӯз мардеро кушам?*
*Куштам ӯро, растам аз хунҳои халқ,*
*Нойи ӯ буррам, беҳ аст аз нойи халқ.*

Эй азиз! Он модари бадкораи бадхӯ ҳамон нафси туст, ки дар ҳама ҷо фасод мекунад. Ҳушёр бош ва нафсатро бикуш, чаро ки ба хотири ӯ ҳар дам бо касе дарафтӣ ва азизеро бар хок занӣ:

*Нафси туст он модари бадхосият,*
*Ки фасоди ӯст дар ҳар ноҳият.*
*Ҳин, бикуш ӯро, ки баҳри он данӣ,*
*Ҳар даме қасди азизе мекунӣ.*
*Аз вай ин дунёи хуш бар туст танг,*
*Аз пайи ӯ бо Ҳаќу бо халқ ҷанг.*

## ОЗМУНИ ҒУЛОМОН

*Подшоҳе ду ғулом арзон харид,*
*Бо яке з-он ду сухан гуфту шунид.*

Аз ин ду ғулом яке зоҳири ороставу забони ширин ва сурати некӯ дошт, аммо дигарӣ даҳонаш бадбӯ ва зоҳираш нозебо буд. Шоҳ аввалиро Ҷамол номид ва

[137]*Ор* – айб, нанг.
[138]*Саттор* – пӯшонанда.
[139]*Мӯҳташам* – хашмгин; боҳаё.





дуввумиро Камол. Рӯзе шоҳ бо худ гуфт: -Нametавон ба сурат басанда кард, бояд дид, он ду дар сират чӣ гунаанд?

Ҷамолро ба ҳаммом фиристод ва бо Камол сухан гуфтан оғоз кард. Шоҳ гуфт: -Ҷамол бадгӯии туро назди мо карда ва гуфтааст, ки ту дузду номард ҳастӣ:

*Гуфт: -Ӯ дузду каж асту кажнишин,*
*Ҳезу номарду чунин асту чунин.*

Камол гуфт: -Ҷамол ҳамеша ростгӯ будааст. Лобуд[140] дар ман ин уюбро[141] дидааст, ки ба шумо чунин гуфтааст:

*Гуфт: -Пайваста будаст ӯ ростгӯ,*
*Ростгӯе ман надидастам чу ӯ.*
*Каж надонам он накӯандешро,*
*Муттаҳам дорам вуҷуди хешро.*

Шоҳ гуфт: -Назари ту дар бораи ӯ чист? Айбҳои ӯро бароям баршумор. Камол гуфт:

*Айби ӯ меҳру вафову мардумӣ,*
*Айби ӯ сидқу зукову ҳамдамӣ.*
*Камтарин айбаш ҷавонмардиву дод,*
*Он ҷавонмарде, ки ҷонро ҳам бидод.*

Камол аз рӯи ҳусни занн[142] ва сирати пок ҷуз хубӣ дар Ҷамол надида буд. Пас барои шоҳ якояк хубиҳои ӯро баршумурд ва чун подшоҳ инкор менамуд, ӯ исрор мекард. Шоҳ Камолро мураххас[143] кард. Ҷамол аз гармоба омад ва шоҳ ӯро назди худ хонду гуфт: -Набудӣ бубинӣ Камол чӣ бадгӯиҳо аз ту кард. Мо мехостем туро назди худ гиромӣ бидорем, аммо афсӯс, ки ҳазорон айб дар корат аст ва мо намедонистем.

Инро ки подшоҳ гуфт, Ҷамол барошуфт:

*Каф баровард он ғуломи сурх гашт,*
*То ки мавҷи ҳаҷви ӯ аз ҳад гузашт.*

[140]*Лобуд* – ночор, ноилоҷ, ногузир; аз рӯи зарурат.
[141]*Уюб* – айбҳо.
[142]*Занн* – гумон, пиндошт.
[143]*Мураххас кардан* – иҷозат додан, рухсат додан.

*Чун думодум кард ҳаҷваш чун ҷарас,*
*Даст бар лаб зад шаҳаншоҳаш, ки: -Бас!*

Бо ин озмун шоҳ ҳусни сирати Камол ва хубси сирати Ҷамолро дарёфт ва Камолро назди худ муқарраб дошт ва ӯро амири Ҷамол қарор дод.

Пас, эй азиз, бидон, ки некӯсиратон ҳаргиз сиъояти[144] кас накунанд ва айби дигарон нагӯянд ва чӣ басо некӯсурате, ки сирате зишту кареҳ доранд. Зоҳирро далели ботин надон. Ҳушёр бош ва фиреби зоҳири оростаи афродро махӯр.

*Пас бидон, ки сурати хубу накӯ,*
*Бо хисоли бад наярзад як тасу.*[145]
*В-ар бувад сурат ҳақиру нопазир,*
*Чун бувад хулқаш накӯ, дар пош мир.*

## ТАШНАЛАБ БАР ДЕВОРИ БАЛАНД

*Бар лаби ҷӯ буд деворе баланд,*
*Бар сари девор ташна(й) дардманд.*
*Монеъаш аз об он девор буд,*
*Аз пайи об, ӯ чу моҳӣ зор буд.*

Мард ташнаи об ва оби зулол низ дар ҷӯй равон буд. Танҳо монеъи расидани ӯ ба об девори баланде буд, ки ӯ бар он нишаста буд. Мард хиште аз девор бардошт ва дар об афканд. Гуфтанд: -Ин кор барои ту чӣ фоидае дорад?

Гуфт: -Ду фоида:

*Фоида(й) аввал самоъи бонги об,*
*К-ӯ бувад мар ташнагонро чун рубоб.*
*Фоида(й) дигар, ки ҳар хиште, к-аз ин*
*Барканам, оям сӯйи моъи маъин.*[146]

[144]*Сиъоят* – гаммозӣ, бадгӯйӣ.
[145]*Як тасу* – мисли «ба як чав наарзидан», беарзиш.
[146]*Моъи маъин* – оби равон, оби ҷорӣ.





Он марди ташналаб якояк хиштҳои деворро барканд ва бар об афканд, то девор бардошта шуд ва дасти ӯ ба об расид ва худро сероб кард.

Саҷда кардан бар даргоҳи Илоҳӣ низ монанди кандани хишт аз девор мояи наздик шудан ба Ҳақ аст. Бидон, ки то девори моддипарастӣ барафрошта аст, сар бар он даргоҳ натвон фурӯд овард ва то аз ин тани хокӣ раҳо нашавӣ, бар оби ҳаёт саҷда натвонӣ кард:

*Саҷда омад кандани хишти лазиб,*[147]
*Мӯҷиби қурбе, ки «ва-сҷуд ва-қтариб».*
*То ки ин девор олигардан аст,*
*Монеъи ин сар фуруд овардан аст.*
*Саҷда натвон кард бар оби ҳаёт,*
*То наёбам з-ин тани хокӣ наҷот.*

## ТО ҶАВОНӢ, КОРЕ БИКУН

Марде нодону бадсиришт хор дар роҳи мардум кошта, мояи озору азияти обирин[148] шуда буд. Мардум шикоятшро назди қозӣ бурданд. Қозӣ ӯро дастур дод, то хорҳоро аз реша биканад ва аз сари роҳи мардум бардорад. Аммо мард дар анҷоми фармони қозӣ таъаллул[149] меварзид ва имрӯзу фардо мекард:

*Чун ба ҷид ҳоким бад-ӯ гуфт: -Ин бикан.*
*Гуфт: -Оре, барканам рӯзеш ман.*
*Муддате фардову фардо ваъда дод,*
*Шуд дарахти хори ӯ мӯҳкамниҳод.*

Рӯз ба рӯз мард пиру нотавон мешуд ва хор дар замин маҳкаму устувортар мегашт, чандон ки канданаш барои мард муяссар нашуд.

[147]*Лазиб* – часпанда.
[148]*Обир* – убуркунанда, роҳгузар.
[149]*Таъаллул* – диранг, таъхир.

*Ту ки мегӯйӣ, ки фардо, ин бидон,*
*Ки ба ҳар рӯзе, ки меояд замон.*
*Он дарахти бад ҷавонтар мешавад,*
*В-ин кананда пиру музтар мешавад.*

Эй бародар! Сифоти нописанд ҳар як дар даруни мо ҳамчу хорест, ки рӯз ба рӯз бештар реша медавонад ва барканданаш душвортар мешавад ва мо низ рӯз ба рӯз заифтару нотавонтар мегардем. Пас кори имрӯзро ба фардо ҳаволат мадеҳ. Диранг ҷоиз нест, ҳар чи зудтар бояд, ки ин хорхоро аз вуҷуди худ пок кунем:

*Хорбун[150] дон ҳар яке хӯйи бадат,*
*Борҳо дар пой, хор охир задат.*
*Борҳо дар хӯйи худ хаста шудӣ,*
*Ҳис надорӣ, сахт беҳисс омадӣ.*
*Ё табар баргиру мардона бизан,*
*Ту Аливор ин дари Хайбар бикан.*
*Ё ба гулбун васл кун ин хорро,*
*Васл кун бо нор нури ёрро.*
*То ки нури ӯ кушад нори туро,*
*Васли ӯ гулшан кунад хори туро.*
*Ҳину ҳин, эй роҳрав, бегоҳ шуд,*
*Офтоби умр сӯйи чоҳ шуд.*
*Ин ду рӯзакро, ки зӯрат ҳаст, зуд*
*Пирафшонӣ бикун аз роҳи ҷуд.*
*Ҳин, магӯ фардо, ки фардоҳо гузашт,*
*То ба куллӣ нагзарад айёми кашт.*

## АМИРИ ВОҚЕЪӢ

*Гуфт шоҳе шайхро андар сухун:*
*-Чизе аз бахшиш зи ман дархост кун.*
*Гуфт: -Эй шаҳ, шарм н-ояд мар туро,*
*Ки чунин гӯйӣ маро? З-ин бартар о!*

[150]*Хорбун* – буттаи хор, буттаи хордор.





Марди ориф дар посухи подшоҳ, ки гуфт: «Ҳар чи мехоҳӣ, бигӯ, то ба ту бидиҳам», хашмгин шуд. Ту гӯйӣ шоҳ мепиндорад он ориф чашм дар атои шоҳ дӯхта ва дил дар гарави моли ӯ дорад. Наҳибе[151] бар подшоҳ зад, ки: -Ин чӣ сухане буд? Болотар аз инҳо фикр кун. Агар бино бар дархост бошад, ин ту ҳастӣ, ки бояд аз ман чизе бихоҳӣ, на ман.

Шоҳ дар шигифт монд ва тавзеҳ хост.

Ориф гуфт: -Ман ду ғулому бандаи мутеъ дорам, ки ҳар ду бар ту саворанд ва ҳукм меронад!

Шоҳ гуфт: -Онон киёнанд, ки ман худ ғуломам?

Гуфт: -Яке хашм асту дигарӣ шаҳват.

*Ман ду банда дораму эшон ҳақир,*
*В-он ду бар ту ҳокимонанду амир.*
*Гуфт шаҳ: -Он ду чианд? Он зиллат[152] аст?*
*Гуфт: -Он як хашму дигар шаҳват аст.*

Эй бародар! Подшоҳ касест, ки бар худ амир аст ва нафси аммораро тахти фармони худ овардааст. Вагарна он кас, ки афсори хеш ба дасти ҳавову ҳавас ва хашму шаҳват дода, ки ҳар сӯ хоҳанд кашонандаш, чӣ гуна тавонад, ки даъвои амириву подшоҳӣ кунад?

*Шоҳ он дон, к-ӯ зи шоҳӣ фориғ аст,*
*Бемаҳу хуршед, нураш бозиғ[153] аст.*
*Махзан он дорад, ки махзан зоти ӯст,*
*Ҳастӣ ӯ дорад, ки бо ҳастӣ адӯст.*

Ганҷина касе дорад, ки худ ба ганҷина бадал шудааст, ҳастии воқеъӣ касе дорад, ки душмани ҳастии гузарост.

[151]*Наҳиб* – овози гиряолуд.
[152]*Зиллат* – хорӣ, беиззатӣ, забунӣ.
[153]*Бозиғ* – дурахшон, тобанда.

# АЗ МУҲАББАТ ТАЛХҲО ШИРИН ШАВАД

Мардеро ғуломе буд Луқмон ном. Луқмон ғуломе бу доно, бовафо, меҳрубон ва хайрхоҳ ва хулоса хубиҳо дар худ як ҷо гирд оварда буд ва аз ин рӯ назди арбо бисёр азиз буд. Арбобаш ӯро ҳатто бар фарзандона муқаддам медошт:

*Хоҷааш медоштӣ дар кор пеш,*
*Беҳтараш дидӣ зи фарзандони хеш.*
*З-он ки Луқмон гарчи бандазод буд,*
*Хоҷа буду аз ҳаво озод буд.*

Ишқи арбоб ба Луқмон он андоза буд, ки ҷуз аз ғизое ки Луқмон аз он хӯрда буд, намехӯрд. Ӯ ҳар ғизоеро, к Луқмон аз он нахӯрда буд, дур мерехт:

*Суъри[154] ӯ хӯрдиву шӯр ангехтӣ,*
*Ҳар таъоме, к-ӯ нахӯрдӣ, рехтӣ.*

Рӯзе барои арбоби Луқмон харбуза ба армуғон овард буданд. Фарзандашро гуфт, то Луқмонро фаро хонад Харбузаро пора кард ва як қоч ба Луқмон дод. Луқмо онро чун асал балъид.[155] Арбоб, ки дид Луқмон харбузаро бисёр дӯст дошт, қочи дуввуму севвумро ба ӯ дод, то б хаф(т)даҳ расид. Танҳо як қоч боқӣ монд. Арбоб онро б худ ихтисос дод ва хост онро бихӯрад. То бубинад ин харбуза чӣ қадар ширин аст, ки Луқмон онро чунин б иштиҳо мехӯрад, аммо:

*Чун бихӯрд, аз талхияш оташ фурӯхт,*
*Ҳам забон кард обила, ҳам ҳалқ сӯхт.*

Харбуза на танҳо ширин набуд, балки чунон талх буд ки забони арбоб обила зад ва ҳалқаш сӯхт. Дақоиқе гузашт ва ҳоли арбоб бехтар шуд. Пурсид: -Луқмон! Чӣ

[154]*Суър* – пасхӯрда, пасмонда, мондан ғизо.
[155]*Балъидан* – фурӯ бурдан (ба гулӯ).





гуна ту ин заҳри талхро чунин бо иштиҳо хӯрдӣ ва ҳам ба абрӯ наёвардӣ:

*Нӯш чун кардӣ ту чандин заҳрро?*
*Лутф чун ангоштӣ ин қаҳрро?*
*Ин чӣ сабр аст? Ин сабурӣ аз чӣ рӯст?*
*Ё магар пеши ту ин ҷонат адӯст?*

Магар ту душмани ҷони худ ҳастӣ?

Луқмон гуфт: -Ман аз дасти ту шириниҳо чашидаам ва неъматҳо гирифтаам, шарм кардам талхии ин якеро ба рӯят биёварам. Ин носипосӣ аст, ки ҳазор-ҳазор хубӣ бубинам ва ҳангоми як нохушӣ фиғон бароварам:

*Шармам омад, ки яке талх аз кафат,*
*Ман нанӯшам, эй ту соҳибмаърифат.*
*Чун ҳама аҷзом аз инъоми ту,*
*Рустаанду гарқи дона в-доми ту.*
*Гар зи як талхӣ кунам фарёду дод,*
*Хоки сад раҳ бар сари аҷзом бод.*

Дар воқеъ, дасти ширинбахши ту талхӣ дар ин харбуза боқӣ нагузошт. Оре, муҳаббат кимиёест, ки ҳар талхиро ширин мекунад, дардро шифо медиҳад ва мурдаро зинда месозад:

*Аз муҳаббат талхҳо ширин шавад,*
*Аз муҳаббат мисҳо заррин шавад.*
*Аз муҳаббат дурдҳо софӣ шавад,*
*Аз муҳаббат дардҳо шофӣ шавад.*
*Аз муҳаббат мурда зинда мекунанд,*
*Аз муҳаббат шоҳ банда мекунанд.*

Эй азиз! Неъматҳои бешумори Илоҳиро назора кун ва шарм бидор, ки дар душвориҳо забон ба шиква кушоӣ ва фиғон бароварӣ. Бидон, ки чун сипосгузорӣ, неъмат афзун шавад ва чун носипосӣ кунӣ, доштаҳоро низ аз каф бидиҳӣ.

## ФАЙЛАСУФНАМОИ МАҒРУР

Қорие Қуръонро тиловат мекард ва ба ин оя расид: «Қул арайтум ин асбаҳа моъукум ғавран фаман яътикум бимоъин маъин»:[156] Бигӯ, маро гӯянд, ки агар оби шумо ба замин фурӯ шуд, чӣ касе шуморо оби равон меоварад?

*Муқрие[157] мехонад аз рӯи китоб:*
*«Моъукум ғавран». Зи чашма бандам об.*
*Обро дар ғаврҳо[158] пинҳон кунам,*
*Чашмаҳоро хушку хушкистон кунам.*
*Обро дар чашма кай орад дигар,*
*Ҷуз мани бемислу бофазлу хатар?*

Дар он миён файласуфнамое, ки аз канори кори мегузашт, ояро шуниду гуфт: - Обро бо белу каланд берун меоварем.

Инро гуфту ба манзил рафту хобид. Дар хоб шермарде ба сӯяш омад ва силии махкаме бар гунааш навохт, ки ҳар ду чашмашро кӯр сохт. Он гоҳ ба ӯ гуфт: -Эй бадбахт! Агар рост мегӯй, бо каланд аз ду чашмаи чашмат нур баровар:

*Шаб бихуфту дид ӯ як шермард..*
*Зад тапонча,[159] ҳар ду чашмаш кӯр кард.*
*Гуфт: -З-ин ду чашмаи чашм, эй шақӣ![160]*
*Бо табар нуре барор, ар содиқӣ.*

Он мағрур вақте аз хоб бархост, дид чашмонаш бефурӯғ гашта ва ҳеҷ намебинад. Аммо ӯ роҳи тавба пеш нагирифт, ки агар чунин мекард, сӯи чашмонаш ба ӯ бор мегашт. Тавба низ тавфиқ мехоҳад ва зиштии аъмол тавфиқи тавбаро меситонад:

[156] Сураи Мулк, ояи 30.
[157] *Муқрӣ* – қории Қуръон.
[158] *Ғавр* – қаъри замин
[159] *Тапонча* – шаппотӣ, торсакӣ.
[160] *Шақӣ* – бадбахт.





*Гар бинолидиву мустағфир[161] шудӣ,*
*Нури рафта аз карам зоҳир шудӣ.*
*Лек истиғфор[162] ҳам дар даст нест,*
*Завқи тавба нуқли ҳар сармаст нест.*
*Зиштии аъмолу шумии ҷуҳуд,*
*Роҳи тавба бар дили ӯ баста буд.*
*Дил ба сахтӣ ҳамчу рӯйи санг гашт,*
*Чун шикофад тавба онро баҳри кашт?*

Тавба чӣ гуна метавонад дилеро, ки чун санг сахт шуда, барои кишт бишкофад?

## МӮСО ВА ШУБОН

*Дид Мӯсо як шубонеро ба роҳ,*
*К-ӯ ҳамегуфт: -Эй Худову эй Илоҳ!*

Мӯсо алайҳиссалом дар биёбон мегузашт, ба чӯпоне бархӯрд содадилу содаандеша, бо диле оканда аз ишқу сафо ва муҳаббат ба Худо. Аз Худо тасвире инсонгуна дошт, мепиндошт, ки Худо низ монанди мо одамон ҳайкале дорад, саре дораду мӯй ва дасту пойе. Бо чунин Худое муноҷот мекарду мегуфт:

*Ту куҷоӣ, то шавам ман чокарат,*
*Чоруқат дӯзам, кунам шона сарат.*
*Ҷомаат шӯям, шабушҳоят кушам,*
*Шир пешат оварам, эй мӯҳташам!*
*Дастакат бӯсам, бимолам поякат,*
*Вақти хоб ояд, бирӯбам ҷоякат.*
*Эй фидои ту ҳама бузҳои ман,*
*Эй ба ёдат ҳай-ҳайю ҳайҳои ман.*

Ӯ бо Худои худ ин гуна содаву беороиш сухан мегуфту мегирист. Мӯсо чун ин суханон бишнид, барошуфт, ки Худои ҳастиофарин даст надорад, ки ту бибӯсӣ, либос надорад, ки ту бишӯйӣ, по надорад, ки ту бимолӣ. Ин чӣ куфр аст, ки ту бар забон мерониӣ?!

[161] *Мустағфир* – мағфиратталаб, омурзишпурсанда.
[162] *Истиғфор* – бахшиши гуноҳ хостан, тавба кардан.

*Гуфт Мӯсо: -Ҳой, бас мудбир[163] шудӣ,*
*Худ мусалмон ношуда, кофир шудӣ.*
*Ин чӣ жож[164] аст? Ин чӣ куфр асту фушор[165]*
*Пунбае андар даҳони худ фашор.*
*Ганди[166] куфри ту ҷаҳонро ганда кард,*
*Куфри ту дебои динро жанда кард.*

Мӯсо алайҳиссалом дар накӯҳиши чӯпон сухан би... гуфт. Чӯпон ғамгину афсурда шуд. Ҷомааш чок карду с... сӯзоне кашид ва сар ба биёбон гузошту рафт:

*Гуфт: -Эй Мӯсо, даҳонам дӯхтӣ,*
*В-аз пушаймонӣ ту ҷонам сӯхтӣ.*
*Ҷомаро бидриду оҳе кард тафт,*
*Сар ниҳод андар биёбону бирафт.*

Пас аз он ваҳйе аз осмон омад, ки: -Эй Мӯсо! Ин ч... коре буд, ки кардӣ? Чаро бандаи моро аз сӯи мо роншӣ. Ту омадаӣ бандагонро бо ман ошно кунӣ ва муҳаббат... манро дар дилҳошон шукуфо созӣ, на он ки онанро... ман ҷудо намоӣ:

*Ваҳӣ омад сӯи Мӯсо аз Худо:*
*-Бандаи моро зи мо кардӣ ҷудо.*
*Ту барои васл кардан омадӣ,*
*Не барои фасл кардан омадӣ.*
*Ҳар касеро сирате бинҳодаам,*
*Ҳар касеро истилоҳе додаам.*
*Ҳиндувонро истилоҳи ҳинд мадҳ,*
*Синдиёнро истилоҳи синд мадҳ.*
*Мо забонро нангарему қолро,*
*Мо дарунро бингарему ҳолро.*
*Нозири қалбем, агар хошеъ[167] бувад,*
*Гарчи гуфтӣ лафзи нохозеъ[168] равад.*

Мӯсо чун ин итоб аз Ҳақ бишнид, ба худ омад ва а...

---

[163]*Мудбир* – бадбахт, бахтбаргашта.
[164]*Жож* - суханҳои бехуда; ҳарза, ёва, ҳазён.
[165]*Фушор* – хазён, бехуда, дашном.
[166]*Ганд* – бӯи бад.
[167]*Хошеъ* – фурӯтан, мутеъ, фармонбардор.
[168]*Нохозеъ* – бетавозӯъ, беандеша.





кардаи хеш сахт пушаймон шуд ва дар биёбон дар пайи чӯпон равона гашт. Саранҷом бар чӯпон даст ёфт. Узрҳо хост ва навозишҳо намуд, то кардаи худро ҷуброн намояд. Он гоҳ гуфт: -Эй чӯпон, ҳар гуна мешиносӣ, бо Худоят муноҷот кун ва «ҳарчи мехоҳад дили тангат бигӯ». Аммо чӯпон ҳоли дигаре ёфта, шӯридаву саргаштаи Ҳақ шуда буд ва ба хотири ин шӯридаҳолӣ ба мақомоти баланде расида буд.

*Гуфт: -Эй Мӯсо, аз он бигзаштаам,*
*Ман кунун дар хуни дил огуштаам.*
*Ман зи сад раҳ мунтаҳо бигзаштаам,*
*Садҳазоронсола з-он сӯ рафтаам.*
*Тозиёна барзадӣ, асбам бигашт,*
*Гунбаде карду зи гардун баргузашт.*
*Ҳоли ман акнун бурун аз гуфтан аст,*
*Ин чӣ мегӯям, на аҳволи ман аст.*

## МОР ДАР ШИКАМИ МАРД

Марде канори дарахте орамида ва дар хоби ширин ғарқ буд. Даҳонаш боз буд ва хуру пуф мекард. Ногаҳон море ба ӯ наздик ва вориди даҳонаш шуд. Дар ин ҳангом диловаре доно савор бар асп аз он сӯ мегузашт. Чашмаш ба мор ва он марди хуфта афтод, ба поин парид, то морро аз ӯ дур кунад, аммо кор аз кор гузашт ва мор вориди шиками марди хуфта шуд. Чорае ҷуз он надид, ки гурзро бардорад ва бар пушту паҳлӯи мард занад, то морро кушта ё берамақ созад:

*Оқиле бар асп меомад савор,*
*Дар даҳони хуфтае мерафт мор.*
*Он савор онро бидиду мешитофт,*
*То рамонад морро, фурсат наёфт.*
*Чунки аз ақлаш фаровон буд мадад,*
*Чанд даббусе[169] қавӣ бар хуфта зад.*

---

[169]*Даббус* – гурз, чӯбдасти ғафс.

Марди хуфта ҳаросон аз ҷо парид, диловареро болои сари худ гурз ба даст дид. Аз тарс по ба фирор гузошт ва марди некӯкор низ дар пайи ӯ давид. Ба дарахте расиданд, ки себҳояш дар замин рехта ва гандида буд. Марди некӯкор ӯро маҷбур кард, ки аз себҳои гандида бисёр бихӯрад ва мард низ аз тарси ҷонаш онҳоро мебалъид.

Мард фарёд мезад: -Эй диловар! Магар ман дар ҳаққи ту чӣ зулме кардам, ки инчунин маро мезанӣ ва маҷбур ба хӯрдани ин себҳои гандида мекунӣ?

*Бонг мезад, к: -Эй, амир, охир чаро,*
*Қасди ман кардӣ, чӣ кардам ман туро?*
*Гар туро з-асл аст бо ҷонам ситез,*
*Тег зан, якборагӣ хунам бирез.*
*Шум соат, ки шудам бар ту падид,*
*Эй хунук онро, ки рӯи ту надид.*

Аммо гӯши он диловар ба ин ҳарфҳои бадеҳкор[170] набуд. Гурзро бар сар мезад ва ӯро дар биёбон медавонд:

*Ҳар замон мегуфт ӯ нафрини нав,*
*Ӯ-ш мезад, к-андар ин саҳро бидав!*

Савори диловар то шаб он мардро инчунин зад ва дар биёбон давонд. Саранҷом ҳоли он мард ба ҳам хӯрд ва ҳолати истифроғ ба вай даст дод ва ҳар чиро дар шикам дошт, қай кард, аз ҷумла, он морро. Мард вақте морро дид, ҳикмати ҳамаи он кутакҳову озорҳоро донист ва ҳамаи дардҳоро фаромӯш кард.

*Чун бидид аз худ бурун он морро,*
*Саҷда овард он накӯкирдорро.*
*Саҳми он мори сиёҳи зишти зафт,[171]*
*Чун бидид, он дардҳо аз вай биҷаст.*

Гуфт: -Ту Ҷабраили раҳматӣ, чи муборак соате буд он лаҳза, ки туро дидам. Носазоҳоямро бубахш, намедонистам, ҷоҳил будам, аммо чаро аз аввал нагуфтӣ,

[170]*Бадеҳкор* – касе ки пул ё чизи дигаре қарз дорад, қарздор.
[171]*Зафт* – калонҷусса, фарбеҳ.





ки ба чӣ сабаб маро мезаниву медавонӣ?

*Гуфт: -Агар ман гуфтаме авсофи мор,*
*Тарс аз ҷонат баровардӣ димор.*

Агар мегуфтам, ки дар шикам чӣ дорӣ, заҳраат метаркид ва дар дам мемурдӣ.

Эй азиз! Бисёре аз ногувориҳову сахтиҳои дунё низ барои он аст, ки одамӣ мори нафси шақиро қай кунад ва ҳавову ҳавасро бимиронад. Бар Худои раҳим гумони бад мабар. Таколифи Илоҳӣ ҳама барои он аст, ки аз ҳалокати абадӣ раҳоӣ ёбӣ. Пас душвориҳои онро сабурона бар худ ҳамвор намо ва бидон, ки он Худои карим моро бисёр дӯст дорад ва ҳар чи мекунад, аз меҳру раҳмати Ӯст. Забон ба шиква накушой, ки вақте парда канор равад ва розҳо ошкор гардад, сахт шарманда хоҳӣ шуд:

*Душмании оқилон з-ин сон бувад,*
*Заҳри эшон ибтиҳоҷи[172] ҷон бувад.*
*Дӯстии аблаҳ бувад ранҷу залол,[173]*
*Ин ҳикоят бишнав аз баҳри мисол.*

## ДӮСТИИ ХИРС

Аждаҳое хуношом ба хирс ҳамлавар гардид. Аммо диловаре расид ва ҷони хирсро аз хатар бираҳонд. Аз он пас хирс, ки худро вомдори ӯ донист, чун нигаҳбон аз ӯ хиросат[174] мекард:

*Хирс ҳам аз аждаҳо чун вораҳид,*
*В-он карам з-он мард мардона бидид.*
*Чун саги асҳоби Каҳф он хирси зор,*
*Шуд мулозим дар пайи он бурдбор.*
*Он мусалмон сар ниҳод аз хастагӣ,*
*Хирс ҳорис гашт аз дилбастагӣ.*

Шахсе убураш[175] ба ӯ афтод. Пурсид: -Ин хирс бо ту

[172]*Ибтиҳоҷ* – шодӣ, хурсандӣ.
[173]*Залол* – гумроҳӣ.
[174]*Хиросат* – посбонӣ, нигаҳбонӣ.
[175]*Убур* – гузор, гузаштан.

чӣ кор дорад?

Мард ҳикояти аждаҳо ва раҳонидани ҷони хирс ва иродати хирс ба ӯро якояк бозгуфт.

Обир[176] гуфт: -Ба хирс дил хуш надор, ки хирс нодону аҳмак аст ва дӯстии аҳмақ аз душманӣ зиёнбортар аст:

*Дӯстии аблаҳ батар аз душманист,*
*Ӯ ба ҳар ҳила, ки донӣ, ронданист.*

Душманро инсон мешиносад ва дар баробараш хешро мепояд, вале аз дӯсти нодон худро эмин мепиндорад. Аммо ногаҳон он дӯст бо ӯ он кунад, ки сад душман натавонад.

Обир ин суханон бигуфт, аммо гӯши мард ба ин ҳарфҳои бадеҳкор набуд. Пиндошт, обир аз рӯи ҳасад ба ӯ чунин мегӯял.

*Гуфт: -Рав, рав, кори худ кун, эй ҳасуд!*
*Гуфт: -Корам ин буду ризқат набуд.*

Раҳгузар рафт ва он мард дароз кашиду хобид ва хирс болои сараш нигаҳбонӣ медод ва хармагасҳоро аз ӯ дур мекард. Дар ин миён яке аз магасҳо бисёр самиҷ[177] буд, ҳар чи хирс ӯро дур мекард, дубора бозмегашт. Хирс аз кори магас хашмгин шуд, рафт ва санги бузурге аз кӯҳ бардошту омад, то ҳисоби магасро бирасад. Дид магас рӯи гунаи мард нишастааст. Сангро бардошт ва маҳкам бар сари мард зад, то магаси музоҳимро[178] аз миён бубарад. Магас париду рафт, аммо сари он марди бечора лиҳ[179] шуд ва дар дам ҷон супурд.

*Шахс хуфту хирс меронд магас,*
*В-аз ситез омад магас, зад бозпас.*
*Чанд бораш ронд аз рӯи ҷавон,*
*Он магас з-ӯ боз меомад давон.*

[176]*Обир* – убуркунанда; роҳгузар.
[177]*Самиҷ* – зишт, қабеҳ.
[178]*Музоҳим* – заҳматрасонанда, ташвишдиҳанда.
[179]*Лиҳ* – пора-пора.





*Хашмгин шуд бо магас хирсу бирафт,*
*Баргирифт аз кӯҳ санге сахт зафт.*
*Санг оварду магасро дид боз,*
*Бар рухи хуфта гирифта ҷои соз.*
*Санг рӯйи хуфтаро хашхош[180] кард,*
*Ин масал бар ҷумла олам фош кард.*

Аз он пас ин масал дар миёни мардум ривоҷ ёфт, ки «дӯстии аҳмақ монанди дӯстии хирс аст»:

*Меҳри аблаҳ меҳри хирс омад яқин,*
*Кини ӯ меҳр асту меҳри ӯст кин.*
*Аҳди ӯ суст асту вайрону заиф,*
*Гуфти ӯ зафту вафои ӯ наҳиф.*

## КӮРИ МУЪТАРИФ

Марде буд нобино, ки ҳамвора мегуфт: -Мардум, ман ду кӯрӣ дорам, пас мустаҳаққи[181] ду бор тараҳҳум ҳастам ва бояд, ки дучандон ёриям диҳед.

*Буд кӯре к-ӯ ҳамегуфт: -Ал-амон,*
*Ман ду кӯрӣ дорам, эй аҳли замон.*
*Пас дубора раҳматам оред, ҳон,*
*Чун ду кӯрӣ дораму ман дар миён.*

Шахсе ба ӯ гуфт: -Эй мард, як кӯрии ту аён аст, кӯрии дигарат чист?

Гадо гуфт: -Овозам зишту дилхарош аст ва ин амр нобиноиамро дучандон кардааст. Мардум ба ман таваҷҷӯҳ намекунанд ва аз ман мегурезанд, чун садоям ноҳинҷор аст:

*Бонги зиштам мояи ғам мешавад,*
*Меҳри халқ аз бонги ман кам мешавад.*
*Зишт овозам ба ҳар ҷо, ки равад,*
*Мояи хашму ғаму кин мешавад.*

[180]*Хашхош* – хурд ва хокшир.
[181]*Мустаҳаққ*- лоиқ, сазовор.

Чун он марди нобино ба айбу костии худ эътироф кард, овози ҷиребое аз дили ӯ бархост ва садои дилхароши ӯро нарму зебо намуд ва мардум низ ба ӯ рӯ оварданд ва аз инояти худ бахрамандаш сохтанд:

*Зиштии овоз кам шуд з-ин гила,*
*Халқ шуд бар вай ба раҳмат якдила.*
*Кард некӯ, чун бигуфт ӯ розро,*
*Лутфи овози дилаш, овозро.*
*В-он ки овози дилаш ҳам бад бувад,*
*Он се кӯрӣ дурии сармад бувад.*
*Нек ваҳҳобон, ки беиллат диҳанд,*
*Бу, ки дасте бар сари зишташ ниҳанд.*

Одамӣ агар ба айбу хатои хеш муътариф[182] бошад, мардумон гуноҳаш бубахшанд ва айбаш бипӯшанд. Аммо агар айби худро инкор дорад, зиштии ӯ дучандон шавад ва дар назари мардумон манзалаташ беш аз он чи ҳаст, поён бинамояд.

## ҶОЛИНУСИ ҲАКИМ ВА МАРДИ ДЕВОНА

Ҷолинус ба ёрони худ гуфт: -Фалон доруро бароям фароҳам кунед.

Яке аз он миён гуфт: -Эй устод, ин дору дармони девонагӣ аст, шуморо ба он чӣ ниёз аст?

Гуфт: -Имрӯз дар роҳ девонаеро дидам, назараш ба ман ҷалб шуд. Муддате хира[183] ва бо хушҳолӣ ба ман нигарист ва ба ман чашмак зад ва остинамро кашиду пора кард. Донистам, ки дар ман аз девонагӣ асаре аст, ки девона чу девона бубинад, хушаш ояд:

*Соате дар рӯи ман хуш бингарид,*
*Чашмакам зад, остини ман дарид.*
*Гар на ҷинсият будӣ дар ман аз ӯ,*
*Кай рух овардӣ ба ман он зиштрӯ?*

[182] *Муътариф* – икрор.
[183] *Хира* – хайрон, мутахаййир.





Аз ин рӯст, ки гуфтаанд: шахсро аз дӯстону хамрохонаш бишнос, агар бо хубон ҳамнишин бувад, бидон, ки аз хубон аст ва агар бо бадон ҳамроҳ бувад, бидон, ки ӯ низ ноахл аст:

*Чун ду кас бар ҳам занад бе ҳеҷ шак,*
*Дар миёншон ҳаст қадри муштарак.*
*Кай парад мурге магар бо ҷинси х(в)ад?*
*Сӯҳбати ноҷинс гӯр асту лаҳад.*

Оё ҳикояти зоғро шунидай, ки бо лаклаке ҳамроҳ буд. Ҳаким аз дидани онҳо тааҷҷуб кард, ки ин дуро бо ҳам чӣ муносибат аст, ки дар канори ҳам мераванд. Наздик шуду дид: ҳар ду ланганд:

*Он ҳакиме гуфт: -Дидам ҳамтаке*
*Дар биёбон зоғро бо лаклаке.*
*Дар аҷаб мондам, биҷустам ҳолашон,*
*То чӣ қадри муштарак ёбам нишон.*
*Чун шудам наздик ман ҳайрону данг,*
*Худ бидидам, ҳардувон буданд ланг.*

Агар Иблис бар Одам саҷда накард, иллат он буд, ки Одам олӣ буд ва Иблис паст, ҳам саҷдаи фариштагон ояти хаққонияти Одам аст ва ҳам сар боз задани Иблис:

*Ҳам суҷуди ҳар малак мизони ӯст,*
*Ҳам ҷуҳуди[184] он адӯ бурҳони ӯст.*
*Ҳам гувоҳи ӯст иқрори малак,*
*Ҳам гувоҳи ӯст куфрони сагак.*

## ДИДОРИ ШАЙХ АЗ ХОНАИ МУРИД

Марде, ки тоза ба ҳалқаи муридони шайх пайваста буд, хонае сохт ва шайх ба меҳмонӣ наздаш рафт. Шайх барои озмудани он мард пурсид: -Ин панҷараро барои чӣ гузоштӣ?

Гуфт: -Барои он ки аз ин роҳ нур биёяд:

[184] *Ҷуҳуд* – дар ин ҷо ба маънии инкор омадааст.

*Равзан аз баҳри чӣ кардӣ, эй рафиқ,*
*Гуфт: -То нур андар ояд з-ин тариқ.*

Шайх гуфт: -Беҳтар он буд, ки панҷараро ба қасди омадани садои азон ба хона мегузоштӣ, он гоҳ аз нури хуршед ҳам баҳраманд мешудӣ. Омадани нури хуршед як масъалаи фаръӣ аст. Асл омадани бонги азон аст:

*Гуфт: -Он фаръ аст, ин бояд ниёз,*
*То аз ин раҳ бишнавӣ бонги намоз.*
*Нур худ андар табаъ меоядат,*
*Ният онро кун, ки он мебоядат.*

Рӯҳи кор ният ва қасд аст. Бисёре аз фаъолиятҳои ориф ва ғайриориф дар зоҳир яксон аст, ҳар ду ғизо мехӯранд, ҳар ду мехобанд, ҳар ду кору касб доранд. Ин қасду ният аст, ки арзиши корҳоро таъйин мекунад. Яке ғизо мехӯрад, то қуввати тоату бандагӣ биёбад, мехобад, то нишоти ибодат пайдо кунад ва дигарӣ танҳо барои баҳрамандӣ аз лаззати хурд чунин мекунад. Бо нияти Илоҳӣ метавон ба тамоми корҳо атри маънавият зад. Муҳимтар аз ин ки инсон чӣ мекунад, он аст, ки барои чӣ ва чаро мекунад?

## ДИДОРИ БОЯЗИД БО ОРИФИ НОБИНО

Боязиди Бастомӣ сафарҳои бисёр мекард, то Хизри замони худро биёбад ва зонуи шогирдӣ бар остони ӯ бар замин занад ва дар партави иршодҳои ӯ ба мақсаду мақсуди худ бирасад, ки гуфтаанд: «Агар ниме аз умрро сарфи ёфтани пири ворастаи восил кунӣ, зиён накардаӣ».

Боязид қасди сафари ҳаҷ дошт, дар масир[185] ба пирамарде рӯшанзамир бархӯрд, бо қомати хамидаву чашмони нобино ва чеҳраи нуронӣ. Донист, ки гумшудаашро ёфтааст. Пас аз ошноӣ пирамард пурсид: -Куҷо меравӣ?

[185]*Масир* – роҳ.





Боязид гуфт:- Қасди зиёрати хонаи Худо дорам.
Пирамард пурсид: -Чӣ тӯшае дорӣ?
Боязид гуфт: -Дувист дирҳам.

*Гуфт: -Азми ту куҷо, эй Боязид,*
*Рахти гурбат то куҷо хоҳӣ кашид?*
*Гуфт: -Қасди Каъба дорам аз пагаҳ.*[186]
*Гуфт: -Ҳин, бо худ чӣ дорӣ зоди раҳ?*
*Гуфт: -Дорам аз дирам нуқра дувист,*
*Нек бубаста сахт бар гӯша(й) ридист.*[187]

Пирамард гуфт: -Онро ба ман бидеҳ, ки оиладор ҳастам ва бисёр фақиру тангдаст ва бидон, ки назди Худо ин инфок[188] аз он ҳаҷ пурарҷтар аст, чаро ки мӯъмини ростину орифи восил ҳурматаш аз Каъба бештар аст:

*В-он дирамҳо пеши ман неҳ, эй ҷавод,*
*Дон, ки ҳаҷ кардиву ҳосил шуд мурод.*
*Умра кардӣ, умри боқӣ ёфтӣ,*
*Соф гаштӣ, бар Сафо биштофтӣ.*
*Чун маро дидӣ, Худоро дидаӣ,*
*Гирди Каъба(й) сидқ баргардидаӣ.*
*Хидмати ман тоъату ҳамди Худост,*
*То напиндорӣ, ки Ҳақ аз ман ҷудост.*

Агар банда ба воқеъ бандаи Худо бошад, хидмати ӯ тоъати Худост ва тӯфони гирди ӯ тӯфони гирди хонаи Худо хоҳад буд.

## ТАФРИҚАИ ЁРОН

*Боғбоне чун назар дар боғ кард,*
*Дид чун дуздон ба боғи худ се мард.*

Се нафар ҳаммонанди дуздон дар боғ буданд: яке фақеҳ, дигарӣ сайид ва севвумӣ сӯфӣ. Боғбон дар андеша

[186]*Пагаҳ* – пагоҳ, субҳ.
[187]Ин ҷо маҳкам ба гӯшаи ридоям бастаам. *Ридо* – болопӯш, ҷома.
[188]*Инфоқ* – бахшиш.

меравад, ки чӣ гуна онҳоро аз боғи худ берун кунад. Бо худ гуфт: -Ман метавонам собит кунам инҳо ба боғам таҷовуз кардаанд, вале наметавонам яктана дар муқобилашон биистам, зеро онҳо як ҷамъи муташаккиле доранд, пас бояд ин серо аз ҳам ҷудо кунам, он гоҳ ҳисоби так-таки онҳоро хоҳам расид:

*Барнаёям яктана бо се нафар,*
*Пас бибуррамшон нахуст аз ҳамдигар.*
*Ҳар якеро з-он дигар танҳо кунам,*
*Чун ки танҳо шуд, сиболаш*[189] *барканам.*

Боғбон бо ин андеша пеш омад ва бо хушрӯӣ ба сӯфӣ гуфт: -Барои он ки аз тафарруҷ[190] дар ин боғ бештар лаззат бубарӣ, бирав аз утоқи ман дар интиҳои боғ гилеме биёвар.

Сӯфӣ бармехезаду меравад, то гилемро биёварад. Пас аз рафтани сӯфӣ боғбон ба фақеҳ ва сайид рӯ мекунаду мегӯяд: -Ту фақеҳи мо ҳастӣ ва ин ҳам сайиди улвии мо. Мо мардум ба баракати фатвоҳои ту зиндагӣ мекунем ва ин сайид низ аз сулолаи Паёмбар аст ва дар назди мо бисёр эҳтиром дорад, аммо ин сӯфии шикампараст кист, ки бо шумо бузургон ҳамроху ҳамнишин гашта?

Боғбон бо ин ҳарфҳо он дуро бо сӯфӣ душман мекунад, он гоҳ чӯбе бармедораду суроғи сӯфӣ меравад ва то метавонад, ӯро кутак мезанад.

*Кӯфт сӯфиро, чу танҳо ёфташ,*
*Нимкушташ карду сар бишкофташ.*

Сӯфӣ гуфт: -Эй ёрон, аз ман гузашт, аммо муроқиби худ бошед:

*Гуфт сӯфӣ: -Они ман бигзашт, лек*
*Эй рафиқон, поси худ доред нек.*

Боғбон баъд аз он ки аз сӯфӣ фориғ шуд, суроғи он ду

[189] *Сибол* –мӯйлаб, бурут.
[190] *Тафарруҷ* – саёҳат, сайру гашт, тамошо.





омад ва гуфт: -Сайид бирав, аз утоқ чизе барои чошт биёвар.

Пас аз равона кардани сайид ба фақеҳ гуфт: -Он марди беҳуд иддаи сиёдат мекунад. Аз куҷо маълум, ки аз насли Паёмбар аст?

Он қадар дар гӯши фақеҳ хонд, то меҳри сайид аз дилаш берун кард. Он гоҳ суроғи сайид рафт ва кори ӯро низ бисохт:

*Хонд афсунҳо, шунид онро фақеҳ,*
*Дар паяш рафт он ситамкори сафеҳ.*[191]

Сайид, ки нимҷон афтода буд, ба фақеҳ гуфт: -Пойдорӣ кун, ки танҳо мондаӣ:

*Пос дор акнун, ки мондӣ фарду кам,*
*Чун дуҳул*[192] *шав, захм меҳӯр бар шикам.*

Боғбон пас аз он ки хиёлаш аз ҷониби сайид низ осуда гашт, суроғи фақеҳ омад ва ҳар чи носазо бар даҳонаш омад, нисори ӯ кард ва ӯро низ ба боди кутак гирифт. Фақеҳи бечора чун чунин дид:

*Гуфт: -Ҳақ астат, бизан дастат расид,*
*Ин сазои он, ки аз ёрон бурид.*

Оре, то ваҳдати калима ва дасти ёрон дар дасти якдигар бошад, душман ҳаргиз тавоноии ғалаба бар эшон надорад, аммо вақте тафриқа падид омад ва ҳар як сӯе рафт, ба роҳатӣ шикаставу мағлуб мешавад.

## ДИДОРИ ПАЁМБАР (С) АЗ САҲОБАИ БЕМОР

Бузурге аз саҳобаи Паёмбар бемор шуд ва дар асари он бемори бисёр лоғару наҳиф[193] гашт. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам, ки саросар меҳру

[191] *Сафеҳ* – ноқисақл, аблаҳ, нодон.
[192] *Дуҳул* – табл, нақора.
[193] *Наҳиф* – хароб; заиф, суст.

мухаббат буд, ба дидораш омад:

*Аз саҳоба хоҷае бемор шуд,*
*В-андар он бемориаш чун тор шуд.*
*Мустафо омад аёдат сӯи ӯ,*
*Чун ҳама лутфу карам буд хӯи ӯ.*

Ҳамин ки бемор чашмаш ба ҷамоли Паёмбар рӯшан гашт, дарду бемориаш беҳбуд ёфт. Худоро сипос гуфт ва бемории худро мавҳибати[194] раббонӣ донист, чун ин беморӣ мӯҷиб[195] шуд, ки хонаи ӯ ба вуҷуди Паёмбар мутабаррак[196] гардад:

*Чун Паёмбар дид он беморро,*
*Хуш навозиш кард ёри горро.*
*Зинда шуд ӯ, чун Паёмбарро бидид,*
*Гӯиё он дам мар ӯро офарид.*
*Гуфт: -Бемории маро ин бахт дод,*
*К-омад ин Султон бари ман бомдод.*

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам зимни аҳволпурсӣ гуфт: -Ту чӣ дуое бар зиёни худ кардаӣ?

Гуфт: -Гунохе муртакиб[197] шудам, аз Худо хостам, ки кайфари[198] он гунохро ба қиёмат наяндозад ва дар ҳамин дунё маро ба сазои кирдори зиштам бирасонад, то дар он дунё осуда бошам. Аз ин рӯ, дучори парешонии рӯҳиву ҷисмӣ шудам, то Шумо омадед ва маро аз ин маҳлака[199] раҳонидед.

Паёмбар чун ин бишнид, мардро супориш кард, ки дигар чунин дуо накунад, балки ҳамвора аз Худо бихоҳад: -Худовандо, мушкили маро осон соз ва дар дунёву охират некӣ ато фармо:

---

[194]*Мавҳибат* – ато, бахшиш, эҳсон.
[195]*Мӯҷиб* – сабаб, боис.
[196]*Мутабаррак* – дорои хайру баракат, муборак, фархунда, муқаддас.
[197]*Муртакиб* – содиркунанда; баамалоранда.
[198]*Кайфар* – сазо, подош, ҷазо.
[199]*Маҳлака* – ҳалокат, хатар.





*Гуфт Пайғамбар мар он беморро:*
*Ин бигӯ, к-эй саҳл кун душворро:*
*Отино фӣ дори дунёно ҳасан,*
*Отино фӣ дори уқбоно ҳасан.*
*Роҳро бар мо чу бустон кун латиф,*
*Манзили мо худ ту бошӣ, эй шариф.*

## ИЁДАТ АЗ ХУДО

Рӯзе аз боргоҳи Илоҳӣ ба Мӯсо итоб[200] шуд, ки: -Эй Мӯсо, чаро вақте ман бемор шудам, ба иёдати[201] ман наёмадӣ?

Мӯсо дар андеша шуд, ки мақсуд чист? Магар Худо бемор мешавад? Худои ғаниқадри мутаол куҷо, беморӣ куҷо?

Арз кард: -Худоё, рамзу рози ин сухан чист?

*Гуфт: -Субҳоно, ту покӣ аз зиён,*
*Ин чӣ рамз аст? Ин бикун, ё Раб, баён.*
*Боз фармудаш, ки дар ранҷуриам,*
*Чун напурсидӣ ту аз рӯйи карам?*
*Гуфт: -Ё Раб, нест нуқсоне туро,*
*Ақл гум шуд, ин суханро баркушо.*

Мӯсо ҳайрон шуда буд, ки аз ӯ чӣ кӯтоҳӣ сар зада ва мурод аз ин хитоби Илоҳӣ чист?

Ваҳй омад, ки: -Эй Мӯсо! Яке аз авлиё ва муҳиббони мо бемор шуд, бемории ӯ бемории ман аст ва иёдат аз ӯ иёдат аз ман аст, чаро ба иёдати ӯ нарафтӣ?

Ин аст қадру манзалати валии Худо, бандае, ки дил дар гарави меҳри Ӯ супурда ва ҷуз фармони Ӯ набурда ва ба ғайри Ӯ дил насупурдааст:

*Ҳар кӣ хоҳад ҳамнишинии Худо,*
*То нишинад дар ҳузури авлиё.*

---

[200]*Итоб* – сарзаниш, маломат.
[201]*Иёдат* – беморбинӣ, холпурсии бемор.

*Аз ҳузури авлиё гар бигсулӣ,*
*Ту ҳалокӣ, з-он ки ҷузве бекулӣ.*
*Ҳар киро дев аз каримон вобурад,*
*Бекасаш ёбад, сараиро ӯ хӯрад.*
*Як бидаст аз ҷамъ рафтан як замон,*
*Макри шайтон бошад, ин некӯ бидон.*[202]

Ҳар кӣ мехоҳад бо Худо ҳамнишинӣ кунад, бо авлиёи Аллоҳ ҳамроҳу ҳамнишин шавад. Агар одамӣ худро аз авлиёи Худо дур кунад ва аз мусоҳибати эшон маҳрум созад, қатъан[203] халок хоҳад шуд. Макри шайтон аст, ки инсонро аз эшон дур мекунад.

## ОҚИЛИ ДЕВОНАНАМО

Марде дар пайи шахсе буд донову хирадманд, то пораe аз мушкилоти зиндагии худро бо сарпанҷаи тадбири ӯ ҳал карда, дар умури худ бо ӯ машварату ройзанӣ кунад. Касе ба ӯ гуфт: -Дар шаҳри мо танҳо як оқилу хирадманд аст, ки ба кори ту меояд, ӯ ҳам худро ба девонагӣ задааст. Ва он шахси оқил ҳамон Баҳлул буд:

*Он яке мегуфт: -Хоҳам оқиле,*
*Машварат орам бад-ӯ дар мушкиле.*
*Он яке гуфташ, ки андар шаҳри мо,*
*Нест оқил, ҷуз ки он маҷнуннамо.*

Мард меравад ва фарди мавриди назарро дар миёни кӯдакон меёбад, ки бар як чӯбдасте савор аст ва асп меронад. Ӯро садо мезанад, ки: -Эй савори бар чӯб, як лаҳза назди ман биё.

Баҳлул меояду мегӯяд: -Ҳоҷатат чист?

Мард мегӯяд: -Мехоҳам аз ин маҳалла ҳамсаре баргузинам, ба назари ту, чӣ касеро интихоб кунам, ки

[202] Агар дар як лаҳза ба андозаи як ваҷаб аз авлиёуллоҳ дур шавӣ, нек бидон, ки ин амр аз найранги шайтон сарчашма гирифтааст.
[203] *Қатъан* – тамоман.





муносиби ҳоли ман бошад?

Баҳлул мегӯяд: -Занон бар се дастаанд: ду дастаи онҳо мӯҷиби ранҷу мояи азобанд ва дастаи саввум ганҷи саршор аз суруру шодмонӣ. Аз ин се қисм як қисм комилан дар ихтиёри туст ва ҳамаи хубиҳояш низ барои туст. Қисми дуввум танҳо нимаш дар ихтиёри туст ва қисми саввум ба қадре аз ту бегонаву ҷудост, ки гӯё ҳеҷ таалluқе ба ту надорад:

*Гуфт: -Мехоҳам дар ин кӯча зане,*
*Кист лоиқ аз барои чун мане?*
*Гуфт: -Се гуна зананд андар ҷаҳон,*
*Он ду ранҷу в-ин яке ганҷи равон.*
*В-он якеро чун бихоҳӣ кул(л) туrост,*
*В-он дигар ниме туро, ниме ҷудост.*
*Он саввум ҳеҷ ӯ туро набвад, бидон,*
*Ин шунидӣ? Дур шав. Рафтам равон.*

Мард ҳайрон шуду надонист, ки мақсуд чист? Кадом зан аст, ки ҳамааш аз они ман хоҳад буд ва кадом аст, ки нимаш дар ихтиёри ман аст ва кадом аст, ки ҳеҷ таалluқе ба ман надорад? Баҳлулро дубора нидо дод ва аз ӯ тавзеҳ хост ва ин ҷавоб аз ӯ бишнид: -Он зане, ки ба таври комил ба ту таалluқ дорад, духтари дӯшизаву бокира аст, ки мӯҷиби нишоти ту мегардад. Ва он зан, ки фақат ниме аз ӯ ба ту таалluқ дорад, беваест, ки аз шавҳари худ фарзанд надорад. Ва он зан, ки ҳеҷаш азони ту нест, зани беваест, ки аз шавҳари собиқаш фарзанд дорад. Чаро ки ин фарзанд ҳамвора дар ёди ӯ шавҳари пешинро зинда мекунад.

Мард пурсид: -Ту ки ин андоза хирадмандӣ, чаро худро ба девонагӣ задаӣ?

Баҳлул гуфт: -Дастгоҳи ҳукумат мехоҳанд маро қозии шаҳр кунанд, талоши бисёр кардам, ки аз ман даргузаранд ва дигареро биҷӯянд, аммо напазируфтанду раҳоям

накарданд. Чорае надидам, ҷуз он ки худро ба девонагӣ бизанам, то дар ин дастгоҳи ситамгар қозӣ нашавам ва дар зулму ситами эшон сахме надошта бошам:

*Гуфт: -Ин авбош ройе мезананд,*
*То дар ин шаҳри худам қозӣ кунанд.*
*Дафъ мегуфтам, маро гуфтанд: -Не,*
*Нест чун ту олиме, соҳибфане.*
*З-ин зарурат гиҷу девона шудам,*
*Лек дар ботин ҳамонам, ки будам.*
*Ақли ман ганҷ асту ман вайронаам,*
*Ганҷ агар пайдо кунам, девонаам.*

Агар ганчинаи дониши худро ошкор кунам, то рохзанону харомиён бад-он дастбурд зананд, он вакт девонаи ҳақиқӣ ҳастам. Агар дуздони имон дар шиkоранд, то аз камолоти инсон дар ҷиҳати мақосиди шуми худ бахра бигиранд, чора он аст, ки камолотро пӯшида дорем.

## ҲАМЛАИ САГ БА КӮРИ ГАДО

Гадое нобино дар холи гузар дар кӯча буд, ки ногаҳон саге чун шер бар ӯ ҳамла овард. Гадои бечора аз сару садои саг ларза бар андомаш афтод ва аз сари ночорӣ бар саг таъзим карду гуфт:

*К: -Эй амири сайду эй шери шикор,*
*Даст дасти туст, даст аз мин бидор.*

-Эй фармонравои шикор, эй шикорчии шер, даст аз сари ман бардор, ки қудрат аз они туст. Туро бо ман чӣ кор! Дигар сагҳо дар саҳро гӯрхар шикор мекунанд, аммо ту дар кӯча бар мани нобино даст ёфтаӣ:

*Гӯр мегиранд ёронат ба дашт,*
*Кӯр мегирӣ ту дар кӯй? Ин бад аст.*

Саги таълимдида медонад чӣ шикор кунад, аммо саги харзаву велгард[204] ба ҳар бечорае мепарад ва ӯро мегазад.

[204] *Велгард* – бехудагард, кӯчагӣ.





Нафсро низ бояд таълим дод, то бидонад дар пайи чӣ чиз биравад ва чӣ чизеро сайд намояд. Ба ҳар моли ҳароме дастдарозӣ накунад ва ҷуз ба ҳалоли Илоҳӣ чашм надорад:

*Илм чун омӯхт саг, раст аз залол,*
*Мекунад дар бешаҳо сайди ҳалол.*
*Саг чу олим гашт, шуд чолоки заҳф,*[205]
*Саг чу ориф гашт, шуд асҳоби Каҳф.*

## ДОРУҒА[206] ВА МАСТ

Мӯҳтасиб[207] дар нимаҳои шаб мастеро дид, ки канори девор хобидааст. Ӯро садо мезаду мепурсид: -Бигӯ, бинам, чӣ хӯрдаӣ?

Маст гуфт: -Аз он чӣ дар ин кӯза аст.

Мӯҳтасиб мепурсад: -Дар ин кӯза чист?

Маст гуфт: -Ҳамон чизест, ки хӯрдаам.

Мӯҳтасиб пурсид: -Чӣ хӯрдаӣ?

Ва дубора ҳамон посуху ҳамон пурсиш такрор мешуд:

*Гуфт: -Ҳай, мастӣ, чӣ хӯрдастӣ? Бигӯ.*
*Гуфт: -Аз ин хӯрдам, ки ҳаст андар сабӯ.*
*Гуфт: -Охир дар сабӯ вогӯ, ки чист?*
*Гуфт: -Аз он ки хӯрдаам. Гуфт: -Ин хафист.*[208]
*Давр мешуд ин суолу ин ҷавоб,*
*Монд чун хар мӯҳтасиб андар халоб.*[209]

Мӯҳтасиб чун дид бо ин пурсишҳо роҳ ба ҷое намебарад, чорае андешид. Ба маст гуфт: -Оҳ-оҳ кун, то аз бӯи даҳонат бидонам, чӣ хӯрдаӣ.

Маст ба ҷои оҳ ҳу-ҳу мекард (хув-хув аз азкори сӯфиён аст ва вақте онро мегӯянд, ки аз худ бехуд мешаванд).

[205] *Заҳф* – ҷанг, ҷиҳод.
[206] *Доруға* – сардори посбонони шаҳр, шаҳрдор.
[207] *Мӯҳтасиб* – нозири аҳкоми шариат.
[208] *Хафӣ* – пӯшида, пинҳон, махфӣ.
[209] *Халоб* – гилу лой.

Саранҷом мӯҳтасиб мегӯяд: -Баланд шав, ба зиндон биравем.

Маст мегӯяд: -Агар метавонистам роҳ биравам, ба хонаам мерафтам.

*Гуфт маст: -Эй мӯҳтасиб, бигзору рав,*
*Аз бараҳна кай тавон бурдан гарав?*
*Гар маро худ қуввати рафтан будӣ,*
*Хонаи худ рафтаме, в-ин кай шудӣ?*

Мақсуд аз маст дар ин достон, масти бодаи ишқу муҳаббати Худост, ки ҳеҷ надорад ва дар ҳавои дӯст сар аз кӯчаву биёбону хиёбон даровардааст. Мастон шӯридаҳоланду натвонанд чун олимони расмӣ бар курсии дарсу иршод такя зананд:

*Ман агар бо ақлу бо имконаме,*
*Ҳамчу шайхон бар сари дӯконаме.*

## МУЪОВИЯ ВА ИБЛИС

Муъовия дар хоб буд. Дарҳои вурудии кох аз дарун баста буд, то касе музоҳими хоби ӯ нашавад. Ногаҳон шабаҳе ӯро аз хоб бедор мекунад. Муъовия саросема бармехезад. Ҳар чи ҷустуҷӯ мекунад, касеро намеёбад. Саранҷом шабаҳро мебинад. Мепурсад: -Ту кистӣ?

Гуфт: -Ман Иблис ҳастам.

Муъовия мепурсад: -Чаро маро аз хоб бедор кардӣ?

Иблис посух медиҳад: -Вақти намоз аст. Бедорат кардам, то ба ҷамоат ҳозир шавӣ.

Муъовия мегӯяд: -Бозгӯ, чӣ ҳила дорӣ, ту ҳеҷ гоҳ хайрхоҳи бандагон набудӣ.

Иблис суханони фиребандаи бисёр мегӯяд. Аммо Муъовия қонеъ намешавад ва мегӯяд: -Ту сад ҳазор нафар чун маро фирефтаӣ:





*Садҳазоронро чу ман ту раҳ задӣ,*
*Ҳуфра кардӣ, дар хазина омадӣ.*
*Оташу нафтӣ, насӯзӣ чора нест,*
*Кист, к-аз дасти ту ҷома-ш пора нест?*
*Табъат, эй оташ, чу сӯзониданист,*
*То насӯзонӣ ту чизе, чора нест.*

Лаънати Худо бар ту ҳамин аст, ки зоти туро сӯзонандаи дину имони мардумон карда ва туро сардастаи дуздони олам ниҳодааст:

*Лаънат ин бошад, ки сӯзонат кунад,*
*Устоди ҷумла дуздонат кунад.*
*Бо Худо гуфтӣ, шунидӣ рӯ ба рӯ,*
*Ман чӣ бошам пеши макрат, эй адӯ?*

Саранҷом Иблис ҳақиқатро мегӯяд: -Аз он рӯ туро бедор кардам, ки агар дар хоб мемондӣ ва ба ҷамоат намерасидӣ, оҳи ҳасрат аз дарун бармеовардӣ ва ин оҳ аз он намози ҷамоат назди Худо бисёр пурбаҳотар аст, хостам аз фазилати он оҳи ҳасрату надомат маҳрумат кунам:

*Гар намозат фавт мешуд он замон,*
*Мезадӣ аз дарди дил оҳу фиғон.*
*Он таасуф в-он фиғону он ниёз,*
*Даргузаштӣ аз дусад зикру намоз.*
*Ман туро бедор кардам аз ниҳеб,*
*То насӯзонад чунон оҳе ҳиҷеб.*
*То чунон оҳе набошад мар туро,*
*То бад-он роҳе набошад мар туро.*

Ин достон агарчи сохтагӣ аст ва асаре аз он дар китобҳои таърих вуҷуд надорад, аммо натиҷае, ки Мавлоно аз он мегирад, бисёр судманд аст. Гоҳ бошад, ки оташи ҳасрату надомату пушаймонӣ аз тарки як мустаҳаб инсонро ба ҷое мерасонад, ки бо солҳо ибодат бад-он нарасад. Дар ин бора ҳикояти дигаре низ дар пай меояд.

## ҲАСРАТ БАР ФАВТИ НАМОЗИ ҶАМОАТ

Марде барои иқомаи намози ҷамоат ба самти масҷид омад. Ба масҷид, ки расид, дид намози ҷамоат поён ёфта ва мардум дар ҳоли хурӯҷ[210] аз масҷиданд. Мард мунқалиб[211] шуд ва оҳе аз дарун баровард:

*Гуфт оҳу дуд аз он оҳ шуд бурун,*
*Оҳи ӯ медод аз дил бӯйи хун.*

Аз он миён яке ба ӯ гуфт: -Ин оҳи пурсӯзатро ба ман бидеҳ, ман намозеро, ки хондам, ба ту медиҳам:

*Гуфт: -Додам оҳу пазруфтам намоз,*
*Ӯ ситуд он оҳро бо сад ниёз.*

Мард қабул карду рафт. Шабҳангом дар хоб хотифе[212] ба ӯ гуфт: -Хушо ба ҳолат, ки оби ҳаёту шифобахшро харидӣ. Ба эҳтироми ин ҳусни ихтиёр ва омадани ту дар ҷиргаи намозгузорон, намози ҷумлагии онон пазируфта шуд:

*Шаб ба хоб андар бигуфташ ҳотифе,*
*Ки харидӣ оби ҳайвону шифо.*
*Ҳурмати ин ихтиёру ин духул,*
*Шуд намози ҷумлаи халқон қабул.*

Он марди покният ҳам худ баҳра бурд ва ҳам дигаронро баҳраманд кард.

## НИДОИ ДУЗД

Дузде вориди хона шуда буд. Соҳиби хона бедор шуд ва дуздро, ки по ба фирор гузошта буд, таъқиб кард. Он қадар дар пайи ӯ давид, то саранҷом ба ӯ расид ва чизе намонда буд, ки ӯро бигирад. Дар ин лаҳза дузди дигар

[210] *Хурӯҷ* - берун шудан.
[211] *Мунқалиб* - гарданда, дигаргун.
[212] *Хотиф* – овоздиҳанда; фаришта.





барои начот додани рафиқи худ фарёд зад: -Ой дузд, ой дузд!

Соҳибхона ба гумони он, ки воқеан дузде дар он ҷост ва мумкин аст ба зану бачаи ӯ осеб расонад, ба тарафи садо бозгашт ва саросема пурсид: -Чӣ хабар аст? Дузд ку?

Садозананда ба ӯ гуфт: -Биё, радди пои[213] он дуздро ба ту нишон диҳам. Ин радди поро бигиру бирав, то ба дузд бирасӣ:

*Гуфт: -Инак, бин нишони пойи дузд,*
*Ин тараф рафтаст дузди зан ба музд.*
*Нак нишони пойи дузди қалтабон,[214]*
*Дар пайи ӯ рав бад-ин нақшу нишон.*

Соҳибхона бо шунидани ин сухан ғазабнок шуд ва ниҳеб зад: -Эй нодон! Ман, ки доштам, худ дуздро мегирифтам, ту дасти маро аз ӯ ҷудо кардӣ ва инак ҷои пои ӯро ба ман нишон медиҳӣ:

*Гуфт: -Эй аблаҳ, чӣ мегӯӣ маро,*
*Ман гирифта будам охир мар варо.*
*Дуздро аз бонги ту бигзоштам,*
*Ман ту - харро одамӣ пиндоштам.*

Достони орифу файласуф ва маърифати шуҳудиву истидлолӣ[215] низ ин гуна аст. Ориф меравад, ки ба ҳақиқат бирасад, аммо аҳли истидлол ӯро садо мезананд ва аз ҳақиқат ҷудо мекунанд ва ба ҷои ҳақиқат нишонаҳову оёт ва адиллаи[216] онро ироа медиҳанд. Оре, касоне, ки дар ҳиҷобанд, сунъи[217] Илоҳӣ ва сифати Ӯро мебинанд ва назар ба Зоти ҳақ надоранд, аммо восилон дар худи он Зоти манеъ[218] ғарқанд:

[213] *Радди по* – изи по, нишонаи ҷойи пой ба рӯйи хок ё ҷойи дигар.
[214] *Қалтабон* – дайюс, беҳамият.
[215] *Шуҳудиву истидлолӣ* – шоҳидиву далеловарӣ, гувоҳиву ҳуҷҷатоварӣ.
[216] *Адилла* – ҷамъи далел.
[217] *Сунъ* – эҷод ва офариниш.
[218] *Манеъ* – баланди дастнорас.

*Сунъ бинад марди маҳҷуб[219] аз сифот,*
*Дар сифот он аст, к-ӯ гум кард зот.*
*Восилон чун ғарқи зотанд, эй писар!*
*Кай кунанд андар сифоти ӯ назар?*
*Чунки андар қаъри ҷӯ бошад сарат,*
*Кай ба ранги об афтад манзарат?*

## МАСҶИДИ ЗИРОР

Замоне ки Паёмбар аз Макка ба Мадина ҳиҷрат кард, тоифае аз банӣ Умар ва банӣ Авф масҷиди Қуборо бино карданд ва аз он Ҳазрат хостанд, ки дар ин масҷид намоз иқома кунад.[220] Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам низ хостаи ононро иҷобат намуд ва дар он масҷид намоз хонд. Ин амр оташи хасодати[221] ҷамъе аз тоифаи банӣ Ғанам ибни Авфро, ки аз мунофиқин буданд, шӯълавар сохт.

Ин гурӯҳ аз мунофиқон, ки дар ботин мусалмон набуданд, аммо дар зоҳир худро мусалмон мехонданд, дар канори масҷиди Қубо масҷиде сохтанд ва қасд доштанд намозгузоронро аз он масҷид ба сӯи худ ҷалб кунанд ва дар айни ҳол дар интизори ин буданд, ки Абӯ Омири роҳиб аз назди импиротури Рум бозгардад. Абӯ Омир назди импиротури Рум рафта буд, то вайро муътақид намояд, ки сипоҳе аз румиёнро ба Мадина фиристад ва Паёмбарро аз он диёр берун ронад. Вақте ин мунофиқон масҷидро сохтанд, назди Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам рафтанд ва аз ӯ хостанд, ки дар он масҷид намоз бихонад:

*Инчунин каж бозие мебохтанд,*
*Масҷиде ҷуз масҷиди ӯ сохтанд.*

[219] *Маҳҷуб* – паси парда, пинҳон.
[220] *Иқома кардан* – барои намози ҷамоат такбир гуфтан.
[221] *Хасодат* –рашкбарӣ.





*Фаршу сақфу қуббааш ороста,*
*Лек тафриқи ҷамоат хоста.*
*Назди Пайғамбар ба лоба омаданд,*
*Ҳамчу уштур пеши ӯ зону заданд.*
*К: -Эй Расули Ҳақ, барои мӯҳсине[222]*
*Сӯи он масҷид қадам ранҷа кунӣ?*
*То муборак гардад аз иқдоми ту,*
*То қиёмат тоза бод айёми ту.*

Мунофиқон суханони ороставу фиребанда фаровон гуфтанд, то дили Паёмбарро нарм кунанд ва ӯро розӣ намоянд, ки дар масҷиди эшон намоз бихонад. Паёмбар дар посух табассум намуд ва аз онон ташаккур кард ва даъвати эшонро пазируфт:

*Он Расули меҳрубони раҳмкеш,*
*Ҷуз табассум, ҷуз бале н-овард пеш.*
*Шукрҳои он ҷамоат ёд кард,*
*Дар иҷобат қосидонро шод кард.*

Аммо ҳамаи найрангҳои он мунофиқон дар назари Паёмбар ошкор буд, дуруст монанди мӯе дар шир, аммо ӯ мӯи нияти палидашонро нодида меангошт ва ширро таҳсин мекард:

*Менамуд он макри эшон пеши ӯ,*
*Як ба як з-он сон, ки андар шир мӯ.*
*Мӯйро нодида мекард он латиф,*
*Ширро шобош[223] мегуфт он зариф.*
*Садҳазорон мӯйи макру дамдама,[224]*
*Чашм хобонид он дам аз ҳама.*

Он Паёмбари раҳмат бар мардумон чунон атуфу[225] меҳрубон буд, ки зиштиҳои эшон ба рӯяшон намеовард ва чунон менамояд, ки гӯё ба суханони онон бовар дорад.

Паёмбар ба тарафи масҷид ҳаракат кард, аммо ҳамон

[222] *Мӯҳсин* – некӯкориву эҳсон.
[223] *Шобош* - шакли кӯтоҳшудаи *шод бош*; аҳсант, офарин.
[224] *Дамдама* – афсун, фиреб.
[225] *Атуф* – бошафқат, мушфиқ, пурмуҳаббат, меҳрубон.

дам овози ваҳй омад, ки: -Эй Паёмбар! Нидои эшонро гӯш макун, ки инҳо макру ҳила кардаанд ва ҳарчи ба ту гуфтаанд, баръакс аст. Эшон масҷидро бар рӯи пули ҷаҳаннам барпо карданд ва бо Худо ба ҳила пардохтанд:

*Чун бар он шуд, то равон гардад Расул,*
*Ғайрати Ҳақ бонг зад: -Машнав зи гул.*
*К-ин хабисон[226] макру ҳилат кардаанд,*
*Ҷумла мақлуб[227] аст, он-ч овардаанд.*
*Қасди эшон ҷуз сияҳрӯйӣ набуд,*
*Хайри дин кай ҷуст тарсову ҷуҳуд?*
*Масҷиде бар ҷисри[228] дӯзах сохтанд,*
*Бо Худо нарди дагоҳо бохтанд.[229]*

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам аз рафтан бозистод ва гуфт: -Феълан қасди пайкор дорем ва бояд биравем. Аз ҷанг, ки бозгаштам, ба кори шумо хоҳам пардохт.

Паёмбар озими Табук шуд. Пас аз мурочиат аз Табук қосидоне аз сӯи мунофиқон назди Ӯ омаданд ва Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи васаллам ин бор макрашонро фош кард. Фармуд: -То асрори шуморо ошкор накардаам, хомӯш шавед ва аз кори зишти худ даст бардоред.

*Гуфт: -Эй қавми дагал, хомуш кунед,*
*То нагӯям розҳотон, тан занед.*

Ҳамин ки Паёмбар шаммае аз асрори ботинии ононро фош намуд, онон нигарон шуданд. Қосидҳо ба сӯи қавми худ бозгаштанд, сипас мунофиқон «Қуръон» дар даст ва қасамхӯрон назди Паёмбар бозгаштанд ва гуфтанд, ки мо ҷуз қасди хайр надорем:

---

[226] *Хабис* – паст, палид, разил, бадкирдор.
[227] *Мақлуб* – акс, чаппа.
[228] *Ҷиср* – пул, купрӯк.
[229] *Нард бохтан* – нардбозӣ кардан; *нарди даго бохтан* – ба ҳилаву найранг пардохтан.





*Ҳар мунофиқ Мусҳафе зери бағал,*
*Сӯйи Пайғамбар биёвард аз дағал.*

Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам фармуд: -Ҳарфи шуморо бовар кунам ё сухани Худоро?

Аммо онҳо аз рӯ нарафтанд ва дар сидқи нияти хеш таъкид карданд:

*Боз савганде дигар хӯрданд қавм,*
*Мусҳаф андар дасту бар лаб мӯҳри савм.[230]*
*Ки ба ҳаққи ин Каломи поки рост,*
*К-он бинои масҷид аз баҳри Худост.*

Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам қотеъона сухани эшонро такзиб[231] намуд. Дар ин ҳангом яке аз ёрони он Ҳазрат нисбат ба ин рафтори Паёмбар бадгумон шуд ва инкору такзиби ин пирони маҳосинсафедро[232] раво надонист. Бо худ дар кашмакаш буд, истиғфор[233] кард, аммо дилаш ором набуд. Дар ин андешаҳо буд, ки хобаш бурд. Дар хоб дид, масҷиди мунофиқон пур аз наҷосат аст:

*Андар ин андеша хобаш даррабуд,*
*Масҷиди эшон пури саргин намуд.*

Мард ҳақиқатро дарёфт, саҷда кард ва тавба намуд.

Оре, агар ҳақиқати корҳои дунёпарастон ва аҳли маҷозро биковӣ, дармеёбӣ, ки монанди пиёзи гандида аз он бӯи тааффун[234] ба машом мерасад:

*Гар биковӣ кӯшиши аҳли маҷоз,*
*Тӯ ба тӯ[235] ганда бувад ҳамчун пиёз.*

Саранҷом Паёмбар - салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам - дастур дод он масҷидро аз беху бун вайрон кунанд

---

[230] *Бар лаб мӯҳри савм* - худро рӯзадор нишон додан.
[231] *Такзиб* – дурӯғи касеро фош ва ё инкор кардан.
[232] *Маҳосинсафед* – ришсафед.
[233] *Истиғфор* – талаби афви гунох кардан; тавба кардан.
[234] *Тааффун* – гандида, бадбӯй.
[235] *Тӯ ба тӯ* – қабат ба кабат; печ дар печ.

ва онро маҳалли зуболадоне[236] қарораш диҳанд:

*Чун падид омад, ки он масҷид набуд,*
*Хонаи ҳилат буду доми ҷуҳуд.*
*Пас Набӣ фармуд, к-онро барканад,*
*Матраҳа(й) хошоку хокистар кунанд.*

Эй азиз! Ту низ кори худро бисанҷ, ки оё барои Худост ё барои тазвиру[237] ҳила. Ту акнун достони масҷиди Зирор ва бониёни онро шунидӣ ва бароящон таассуф хӯрдӣ ва ононро масхара намудӣ, аммо мабодо, ки худ аз эшон бошӣ:

*Бар маҳак зан кори худ, эй марди кор,*
*То насозӣ масҷиди аҳли Зирор.*
*Бас дар он масҷидкунон тасхар задӣ,*[238]
*Чун назар кардӣ, ту худ з-эшон будӣ.*

## ДАР ПАЙИ ШУТУР

Марде шутурашро гум карда буд ва пайваста фарёд мезад: -Мардум! Ҳар ки шутури маро биёбад, чандин дирҳам ба ӯ подош медиҳам.

Мардум низ ба тамаъи дарёфти муждагонӣ ҳар кадом нишонае ба ӯ медоданд. Яке гуфт: -Шутуре сурхмӯ дидам, ки ба сӯи алафзор мерафт.

Дигарӣ гуфт: -Шутуре гӯшбурида дидам дар он сӯи биёбон.

Севвумӣ гуфт: -Пушти кӯҳ шутуре дидам, ки полонаш нақшу нигор дошт:

*Он яке гӯяд: -Бурида гӯш буд?*
*В-он дигар гӯяд: -Ҷулаш манқуш*[239] *буд?*

[236] *Зуболадон* – махалли рехтани чизе; махалли рехтани партов.
[237] *Тазвир* – фиреб, макр.
[238] Ту созандагони масҷиди Зирорро хеле мавриди тамасхур карор додӣ.
[239] *Манқуш* – накшин.





*Он яке гӯяд: -Шутур якчашм буд?*
*В-он дигар гӯяд: -Зи гар бепашм буд?*
*Аз барои муждагонӣ сад нишон,*
*Аз газофа ҳар хасе карда баён.*

Нишонаҳое, ки бехабарон аз Худо медиҳанд, низ монанди нишонаҳоест, ки ин тамаъкорон аз шутури гумшуда медиҳанд. Файласуф як тавр Худоро шарҳ медиҳад, мутакаллим ба гунаи дигар, севвумӣ дар ҳар ду таъна мезанад, чаҳорумӣ низ аз нифоқ ҷоне меканад ва ҳарфе мезанад:

*Фалсафӣ аз навъи дигар карда шарҳ,*
*Боҳисе мар гуфти ӯро карда ҷарҳ.*[240]
*В-он дигар дар ҳар ду таъна мезанад,*
*В-он дигар аз зарқ*[241] *ҷоне меканад.*

Ҳар як аз инҳо нишоне аз маҳаллаи ҳақиқат медиҳанд, то вонамуд кунанд, аҳли он ҷо ҳастанд. Албатта, инҳо гарчи тамоми ҳақиқатро наёфтаанд, ба куллӣ низ аз он бебаҳра намондаанд:

*Ин ҳақиқат дон, на ҳаққанд ин ҳама,*
*На ба куллӣ гумраҳонанд ин ҳама.*
*Пас магӯ ҷумла хиёл асту залол,*[242]
*Бе ҳақиқат нест дар олам хиёл.*

Бозгардем ба достон. Шутургумкарда ҳамчунон дар пайи гумшудааш мегашт. Дар ин миён марде ба тақлид аз ӯ бонг баровард, ки: -Эй мардум! Шутури ман низ гум шудааст.

Ӯ низ бе он ки бидонад шутураш гум шуда, сирфан ба тақлид аз он мард, ки ба ростӣ шутурашро гум карда буд, дар пайи шутур равон шуд ва ин сӯву он сӯ сар кашид. Ногаҳон дар биёбон дид, ки шутураш раҳост. Оре, шутури ӯ низ дар воқеъ гум шуда буд, аммо худаш хабар надошт:

[240] *Ҷарҳ* – рад кардани гувоҳии шоҳид; маҷозан ба маънии бадгӯӣ, таҳқир кардан.
[241] *Зарқ* – дурӯягӣ, риё, нифоқ, ҳила.
[242] *Залол* – баргаштан аз роҳи рост, гумроҳӣ.

*В-он ки уштур гум накард ӯ аз мирӣ,*[243]
*Ҳамчу он гумкарда ҷӯяд уштуре.*
*Ки бале ман ҳам шутур гум кардам,*
*Ҳар ки ёбад, учраташ*[244] *овардаам.*

Оре, мумкин аст, касе худро дар силки[245] толибони ҳақиқат ҷо бизанад ва пас аз муддате мутаваҷҷеҳ[246] шавад, ки талаби ӯ ҳақиқӣ нест, балки тақлидист, аммо дар ҳамин аҳвол мумкин аст мутаваҷҷеҳ шавад, ки ӯ низ гумшудае дорад. Аз он пас ба дунболи ҳақиқат меравад ва саранҷом бад-он мерасад:

*Андар ин уштур набудаш ҳақ, вале,*
*Уштуре гум кардааст ӯ ҳам, бале.*
*Козибе*[247] *бо содиқе*[248] *чун шуд равон,*
*Он дурӯғаш ростӣ шуд ногаҳон.*
*Андар он саҳро, ки он уштур шитофт,*
*Уштури худ низ он дигар биёфт.*

Ҳамин ки он ҷӯяндаи муқаллид[249] дид, ки уштураш дар он саҳро мечарад, толиби ҳақиқӣ мешавад, на тақлидӣ:

*Он муқаллид шуд муҳаққиқ, чун бидид*
*Уштури худро, ки он ҷо мечарид.*

Аз ин пас ӯ чашм ба шутури худ медӯзад ва танҳо ба роҳи худ идома медиҳад. Ҷӯяндаи содиқ ба ӯ мегӯяд: -Пас чаро маро танҳо гузоштӣ?

Ва ӯ дар посух мегӯяд:

*Гуфт: -То акнун фусусе будаам,*
*В-аз тамаъ дар чоплусӣ будаам.*
*Ин замон ҳамдарди ту гаштам, ки ман*
*Дар талаб аз ту ҷудо гаштам ба тан.*

[243]Баъзан дар вакти хондану навиштан, ба хусус, дар шеър харфи **–е (-и)** табдил меёбад, ки онро **имола** мегӯянд. Дар ин ҷо низ вожаи *мирӣ* низ имолашудаи *мироъ* аст ба маънии ситезакориву ҷидол, хусумат.
[244]*Учрат* – хаққи меҳнат, музд, маош; киропулӣ.
[245]*Силк* – саф, қатор.
[246]*Мутаваҷҷеҳ* – нигарон.
[247]*Козиб* – дурӯғгӯй.
[248]*Содиқ* – ростгӯй, росткор; вафодор, самимӣ.
[249]*Муқаллид* – таклидкунанда.





## НАМОЗГУЗОРОНИ ҲИНДӢ

Чаҳор нафар ҳиндӣ вориди масҷид шуданд ва ҳар чаҳор тан ба намоз истоданд. Дар ин ҳангом муаззин вориди масҷид мешавад. Яке аз он чаҳор тан дар ҳамон ҳол, ки намоз мехонд, ба муаззин гуфт: -Магар вақти азон шудааст?

Дӯсташ, ки дар канори ӯ машғули намоз буд, чун ин бишнид, ба ӯ гуфт: -Эй рафиқ! Дар ҳоли намоз сухан гуфтӣ, намозат ботил шуд. Севвумӣ чун ин бишнид, ба дуввумӣ гуфт: -Амӯҷон, чаро ба рафиқат таъна мезанӣ, намози худат ҳам ботил шуд.

Ҳиндии чаҳорум, ки суханони онон мешунид, гуфт: -Алҳамдилуллоҳ, ки ман монанди шумо хато накардаам ва намозам ботил нашуд:

*Он чаҳорум гуфт: -Ҳамдуллаҳ, ки ман*
*Дарнаяфтодам ба чаҳ чун он се тан.*

Одамӣ ҳамвора дар пайи баёни айби дигарон аст, аммо аз айби худ ғофил мебошад. Хушо ба ҳоли касе, ки айби худро дид ва чун айби дигарон шунид, дар худ нигарист ва он айбро дар худ ҷуст:

*Пас намози ҳар чаҳорон шуд табоҳ,*
*Айбгӯён бештар гум карда роҳ.*
*Эй хунукҷоне, ки айби хеш дид,*
*Ҳар кӣ айбе гуфт, он бар худ харид.*

## ИБРАТ АЗ ТАЪРИХ

Ғоратгарони турк вориди русто шуданд. Ду нафар аз ашрофи он деҳро ёфтанд, якеро даст бастанд ва омодаи куштани дуввумӣ шуданд. Ӯ гуфт: -Чаро мехоҳед маро бикушед?

Гуфтанд: -Барои он ки рафиқат битарсаду ибрат бигирад ва ҷои тиллоҳои худро ба мо нишон диҳад:

*Даст бастандаш, ки қурбонаш кунанд,*
*Гуфт: -Эй шоҳону аркони баланд,*
*Қасди хуни ман ба чӣ рӯ мекунед?*
*Аз чӣ охир ташнаи хуни манед?*
*Гуфт: -То ҳайбат бар ин ёрат занад,*
*То битарсад ӯву зар пайдо кунад.*

Марди бечора, ки худро дар остони марг медид, гуфт: -Вазъи ман аз ӯ бехтар аст, ӯро бикушед, то ман битарсаму ибрат бигирам ва ҷои тиллоҳоямро ба шумо нишон диҳам:

*Худ варо букшед аввал, эй шаҳон,*
*То битарсам ман, диҳам зарро нишон.*

Эй бародар! Ту карами Илоҳиро бубин, ки моро дар охирзамон офарид, то аз таърих ибрат бигирем, аз саргузашти қавми Нӯх ва қавми Ҳуд ва дигарон. Онон ҳалок шуданд, то мо ибрат бигирем:

*Пас карамҳои Илоҳӣ бин, ки мо,*
*Омадем охирзамон дар интиҳо.*
*Охирини қарнҳо пеш аз қурун,*
*Дар ҳадис аст: «Охируна-с-собиқун.»*[250]
*То ҳалоки қавми Нӯҳу қавми Ҳуд,*
*Ҳодии раҳмат ба ҷони мо намуд.*
*Кушт эшонро, ки мо тарсем аз ӯ,*
*В-ар худ ин баръакс кардӣ, вой ту.*

## ГУФТУГӮИ БЕМОР БО ПИЗИШК

Пирамард назди табиб рафт ва аз дарди биниаш шикоят намуд. Табиб: -Ба хотири пириву кухулат[251] аст.

Бемор: -Чашмам тор шудааст.

Табиб: -Аз пирӣ аст, ҷони ман.

[251]*Кухулат* – миёнсолӣ, давраи ба сафедшавӣ сар кардани мӯй.





Бемор якояк дардҳояшро бармешумурд, аммо ҷавобе, ки аз табиб мешунид, фақат як калима буд: -Ҷонам, ин ҳама аз пирӣ аст.

*Гуфт: -Аз пирист, эй шайхи низор!*
*Гуфт: -Ҳар чӣ мехӯрам, набвад гувор.*
*Гуфт: -Заъфи меъда ҳам аз пирӣ аст.*
*Гуфт: -Вақти дам маро дамгирӣ аст.*[252]
*Гуфт: - Оре, инқитоъи*[253] *дам бувад,*
*Чун расад пирӣ, дусад иллат шавад.*

Пирамард саранҷом ба хашм омаду гуфт: -Ту аз табобат ҳамин як калимаро ёд гирифтай? Эй аҳмақ! Ту ин андоза надонистай, ки Худованд барои ҳар беморе илоче сохтааст:

*Эй мудаммағ,*[254] *ақлат ин дониш надод,*
*Ки Худо ҳар ранҷро дармон ниҳод?*
*Ту хари аҳмақ зи андакмоягӣ,*
*Бар замин мондӣ зи кӯтаҳпоягӣ.*

Аммо медонед, табиб дар посух ба бемори пир чӣ гуфт:

*Пас табибаш гуфт: -Эй умри ту шаст,*
*Ин ғазаб, в-ин хашм ҳам аз пирӣ аст.*
*Чун ҳама авсофу аҷзо шуд наҳиф,*
*Хештандориву сабрат шуд заъиф,*
*Барнатобад ду сухан, з-ӯ ҳай кунад,*
*Тоби як ҷуръа надорад, қай кунад.*

## ХОНАЕ ЧУН ҚАБР

Падар мурда буд ва тобути ӯ бар гирди дӯстону ошноён ба самти қабристон дар ҳаракат буд. Фарзанди падараздастдода фиғону нола мекард ва мегуфт:

[252]Вақте мехоҳам нафас бикашам, нафасам боло намеояд.
[253]*Инқитоъ* – қатъ шудан, бурида шудан.
[254]*Мудаммағ* – аҳмақ; касе ки қувваи димоғиаш осеб дидааст.

*К: -Эй падар, охир куҷоат мебаранд?*
*То туро дар зери хоке бифшуранд?*
*Мебарандат хонае тангу заҳир,*[255]
*Не дар ӯ қоливу*[256] *не дар вай ҳасир.*[257]
*Не чароге дар шабу на рӯз нон,*
*Не дар ӯ бӯйи таъому на нишон.*

-Эй падар, туро ба хонае мебаранд, ки на фарш дораду на ҳасир, на нон дораду на таом, на шамъ дораду на чароғ ва…

Дар ин миён кӯдаке дар канори падараш истода буд ва суханони он ятимро якояк мешунид. Бо тааҷҷуб рӯ ба падари худ карду гуфт: -Падарҷон, ба Худо ин ҷанозаро ба хонаи мо мебаранд?

Падар гуфт: -Чӣ тавр?

Гуфт: -Ба хотири ин ки авсоферо,[258] ки он ятим зикр мекунад, тамоман авсофи хонаи мост:

*Гуфт Ҷӯҳӣ бо падар: -Эй арҷманд,*
*Валлаҳ инро хонаи мо мебаранд.*
*Гуфт Ҷӯҳиро падар: -Аблаҳ машав.*
*Гуфт: -Эй бобо, нишониҳо шунав.*
*Ин нишониҳо, ки гуфт ӯ як ба як*
*Хонаи мост бетардиду шак.*
*На ҳасиру на чарогу на таъом,*
*На дараш маъмуру на саҳну на бом.*

Қалби тоғиёну гунаҳкорон ҳамчун он қабр торику танг аст ва сад нишона аз ин қабил бо худ доранд, вале намебинанд:

*З-ин намат*[259] *доранд бар худ сад нишон,*
*Лек кай бинанд онро тоғиён?*[260]

[255] *Заҳир* – ранҷу заҳмат.
[256] *Қолӣ* – қолин, гилем.
[257] *Ҳасир* – бурё.
[258] *Авсоф* – тасвири ҳоли касе ё чизе; сифатҳо, хислатҳо.
[259] *Намат* – тарз, тарика, равиш, усул.
[260] *Тоғӣ* – тугёнкунанда, саркаш; нофармон, гарданкаш.





# ТАРСУТАР АЗ ТАРСУ

Марде мусаллаҳ бо ҳайбате тарснок бар аспе қавиву асил савор буд ва аз беша мегузашт. Дар ин миён тирандозе ӯро дид ва аз тарс ларза бар андомаш афтод, ки мабодо ӯ ба ман ҳамлавар шавад ва дар як дам ҷонам ситонд. Аз ин рӯ, тире дар камон ниҳод, то ба сӯи ӯ афканад. Савор ӯро диду фарёд зад:

*Ҳону ҳон, мангар ту дар зафтии*[261] *ман,*
*Ки камам дар вақти ҷанг аз пирзан.*

Ба ҳайкали ман нигоҳ накун, ман ҳангоми корзор аз як пиразан ҳам нотавонтарам.

Тирандоз гуфт: -Хуб шуд гуфтӣ, аммо бидон, ки ман ҳам аз тарс мехостам ба сӯи ту тир биандозам:

*Гуфт: -Рав, ки нек гуфтӣ в-арна неш,*
*Бар ту меандохтам аз тарси хеш.*

Чи бисёр касон, ки шамшерашон ононро ба куштан дод. Шуҷоъате надоштанд, аммо либоси диловарон ба тан карданд ва қиёфаи ҷанговарон ба худ гирифтанд. Ҷонро бояд қавӣ дошт, вагарна бо зиреҳ ва шамшер дарде даво намешавад:

*Гар бипӯшӣ ту силоҳи рустамон,*
*Рафт ҷонат, чун набошӣ марди он.*
*Ҷон сипар кун, тег бигзор, эй писар,*
*Ҳар кӣ бесар буд, аз ин шаҳ бурд сар.*

Чунин силоҳе дар воқеъ бар зиёни одамист, на ба суди ӯ. Достони макру ҳилаҳои одамӣ низ достони он шамшеру кулаҳхӯд[262] аст, ки на танҳо барои инсон суде надорад, балки бар зиёни ӯ амал мекунад, пас чи беҳтар, ки онҳоро вониҳӣ:

[261] *Зафтӣ* – дурушти андом.
[262] *Кулаҳхӯд* – тоскулоҳ, кулоҳи ҷангӣ.

*Он силоҳат ҳилаву макри ту аст,*
*Ҳам зи ту зойиду ҳам ҷони ту хаст.*[263]
*Чун накардӣ ҳеч суде з-ин ҳиял,*
*Тарки ҳилат кун, ки пеш ояд дувал.*[264]

## ДОНИШИ БЕСАМАР

Арабе биёбонӣ бар пушти шутури худ ду чувол гузорида буд: чуволе пур аз гандум ва чуволе пур аз рег. Худаш низ ба рӯи онҳо нишаста буду шутур меронд ва роҳ месипард.[265] Дар ин миён шахсе бо қиёфаи ҳақ ба ҷониби пеш омад ва аз ӯ пурсид: -Дар ин ду ҷувол чист?

Шутурсавор: -Яке пур аз гандум аст ва дигаре пур аз рег.

Мард: -Барои чӣ онро пур аз рег кардаӣ?

Шутурсавор: -Барои он ки таъодули[266] бор ҳифз шавад.

Мард: -Беҳтар буд, бори гандумро нисф кунӣ ва нимеро дар ин ҷувол ва ними дигарро дар он чувол бирезӣ, то борат сабуктар шавад ва ба шутур озор нарасад.

Шутурсавор: -Офарин, аммо ту, эй мард, бо ин ҳама ҳикмату дониш чаро бараҳна ва пиёда меравӣ?

*Инчунин фикри дақиқу ройи хуб,*
*Ту чунин урён, пиёда дар лугуб!*[267]

Шутурсавор дилаш ба ҳоли он мард сӯхт ва хост ӯро ба шутураш савор кунад. Ба ӯ гуфт: -Аз худат бароям бигӯ. Ту бо ин ҳикмату дониш оё шоҳӣ ё вазир?

Мард гуфт: -На ин ҳастаму на он. Як фарди оддӣ ҳастам. Сару вазъи манро бубину аҳволамро бипурс:

[263]*Хастан* – ба маънии захмӣ кардан.
[264]*Дувал* – давлат.
[265]*Сипардан* – паймудан, тай кардан, гузаштан.
[266]*Таъодул* – баробарӣ.
[267]*Лугуб* – ранҷу дармондагӣ.





*Инчунин ақлу кифоят, ки турост,*
*Ту вазирӣ ё шаҳӣ, баргӯй рост.*
*Гуфт: -Ин ҳар ду наям, аз оммаам,*
*Бингар андар ҳолу андар ҷомаам.*
*Гуфт: -Уштур чанд дорӣ? Чанд гов?*
*Гуфт: -На ину на он, моро маков.*
*Гуфт: -Рахтат чист, боре дар дукон?*
*Гуфт: -Моро ку дукону ку макон?*
*Побараҳна, танбараҳна медавам,*
*Ҳар кӣ ноне медиҳад, он ҷо равам.*

Вақте шутурсавор донист он мард дармонда аст ва аз моли дунё ҳеч надорад, ӯро аз худ ронд ва гуфт: -Дур шав, ки метарсам шумиву наҳсии ту маро низ бигирад:

*Пас араб гуфташ, ки: -Рав дур аз барам,*
*То наборад шумии ту бар сарам.*

Оре, донише, ки нофеъ набуда, ҳама қилу қол ва мунокишаву ҷидол бошад, набуданаш беҳтар аз буданаш аст:

*Гар ту хоҳӣ, ки шақоват*[268] *кам шавад,*
*Ҷаҳд кун, то аз ту ҳукмат кам шавад.*

Дониши зоҳириву дунявӣ на танҳо яқин намеоварад, балки бар шакку тардид меафзояд, аммо дониши ботинӣ ба авҷи осмон меравад ва инсонро бо худ мебарад:

*Ҳикмати дунё физояд занну шак,*
*Ҳикмати динӣ парад фавқи фалак.*

Андешаи ҳақиқӣ он аст, ки ба корат ояд ва роҳеро бароят бикушояд:

*Фикр он бошад, ки бигшояд раҳе,*
*Роҳ он бошад, ки пеш ояд шаҳе.*

## АМИРИ ВОҚЕЙ

Иброҳими Адҳам подшоҳи Балх буд ва ҷоҳу ҷалоле дошт, аммо ба якбора тағйири ҳол ёфт ва дунёву мулку

[268]*Шақоват* – бадбахтӣ, сахтӣ.

молро раҳо кард ва ба зуҳду ибодат рӯй овард ва ба сайру саёҳат пардохт.

Рӯзе дар зимни сайру сафар ба лаби дарёе расид, нишаст ва ба дӯхтани пораҳои хирқааш[269] машғул шуд. Дар ин ҳангом амире, ки солҳо пеш ғуломи Иброҳим буд, аз он ҷо гузар мекард. Иброҳимро дид ва ӯро шинохт, аммо асаре аз аморату подшоҳӣ дар ӯ наёфт. Бо худ гуфт: -Пас он ҳашамату ҷалолу ҳукумат куҷо рафт? Чаро Иброҳим ин қадар хоксору жӯлидаҳол гашта?

*Хира шуд дар шайху андар далқи[270] ӯ,*
*Шакли дигар гашта хулқу халқи ӯ.*
*К-ӯ раҳо кард ончунон мулки шигарф,*
*Баргузид он фақри[271] бас борикҳарф.[272]*

Иброҳим, ки ба воситаи риёзатҳои бисёр ба мақомати баланде даст ёфта, бар замоири[273] афрод огоҳ буд, дар ҳамон лаҳза донист, дар андешаи он мард чӣ мегузарад. Пас сӯзани худро ба дарё афканд ва он гоҳ бо садои баланд сӯзанро садо зад. Чизе нагузашт, ки садҳо ҳазор моҳӣ, ки ҳар як сӯзане аз тилло бар даҳон доштанд, сар аз об берун оварданд.

*Шайх сӯзан зуд дар дарё фиканд,*
*Хост сӯзанро ба овози баланд.*
*Садҳазорон моҳии аллоҳие,*
*Сӯзани зар дар лаби ҳар моҳие.*
*Сар баровsecurityанд аз дарёи Ҳақ,*
*Ки бигир, эй шайх, сӯзанҳои Ҳақ.*

Он гоҳ Иброҳим рӯ ба сӯи он амир карду гуфт: -Салтанат бар дилҳо беҳтар аст ё ин подшоҳии ҳақир?

---

[269]*Хирқа* – либоси дарвешон; либоси кӯҳна.
[270]*Далқ* – либоси пашминаи дарвешон, хирқаи қаландарон.
[271]*Фақр* – камбағалӣ, нодорӣ, камшокӣ.
[272]*Борикҳарф* – нуктаи дақиқу зариф, матлаби пурқилу қол.
[273]*Замоир* – ҷамъи *замир*, дилҳо, қалбҳо.





*Рӯ бад-ӯ карду бигуфташ: -Эй амир!*
*Мулки дил беҳ ё чунон мулки ҳақир?*

Ва албатта, бидон, ин каромат чизе ба ҳисоб намеояд, олами ботин бисёр шигифтангезтар аз ин ҳарфҳост:

*Ин нишони зоҳир аст, ин ҳеч нест,*
*То ба ботин дарравӣ, бинӣ ту бист.*

Шоҳ чун инҳоро аз Иброҳим диду шунид, мунқалиб[274] шуду гуфт: -Ин моҳиҳо аз аҳволи орифон хабар доранд, аммо мо бехабарем:

*Моҳиён аз пир огаҳ, мо баъид,[275]*
*Мо шақӣ[276] з-ин давлату эшон саъид.*
*Саҷда карду рафт гирёну хароб,*
*Гашт девона зи ишқи фатҳи боб.*

## БОЛОТАРИН КАЙФАРИ ГУНОҲ

Дар замони Шуъайб паёмбар марде буд пургуноҳ, ки бешармона ҳар ҳаромеро муртакиб[277] мешуд ва мағрурона мегуфт: -Худованд ин ҳама гуноҳ аз ман дида, аммо ҳамаро бар ман бахшида ва кайфарам[278] надодааст, чаро ки рӯзгорро бо хушиву саломат мегузаронам.

Шуъайб дар андешаи ҳикояти ин мард буд ва ҳайрон, ки посухаш чӣ бигӯяд. Ба ӯ ваҳй шуд: -Он мард акси он чи иддао мекунад, ба бузургтарин кайфар гирифтор аст ва худ намедонад:

*Акс мегӯиву мақлуб,[279] эй сафеҳ![280]*
*Эй раҳо карда раҳу бигрифта теҳ.[281]*

---

[274]*Мунқалиб* – гарданда; дигаргун.
[275]*Баъид* – дур.
[276]*Шақӣ* – бадбахт.
[277]*Муртакиб* – он кӣ ба коре сар кардааст; он кӣ аз вай гуноҳе сар задаст.
[278]*Кайфар* – ҷазо, сазо, подош.
[279]*Мақлуб* – қалб кардашуда, чаппа,
[280]*Сафеҳ* – ноқисақл, аблаҳ; нодон.
[281]*Теҳ* – биёбон, бодия.

*Чанд чандат гираму ту бехабар,*
*Дар салосил[282] мондаӣ по то ба сар.*
*Занги тӯ бар тӯ-т, эй деги сиёҳ,*
*Кард симои дарунатро табоҳ.*
*Бар дилат зангор бар зангорҳо,*
*Ҷамъ шуд, то кӯр шуд з-асрорҳо.*

-Эй гунаҳкори бечора, дили ту аз зангорҳои мутароким[283] фурӯ пӯшидааст. Ва ин зангорҳо мӯҷиб шуда, дилат аз мушоҳидаи асрору ҳақоиқ кӯр гардад.

Марди гунаҳкор чун ин сухан аз Шуъайб бишнид, гуфт: -Агар бигрифт моро, ку нишон?

Шуъайб низ аз Худо хост, то нишонаҳои кайфари ӯро баён кунад. Ваҳй омад, ки ман саттору пардапӯшам ва розҳои мардумонро фош насозам, аммо барои он ки посухи ӯро бидиҳӣ, як нишонаро бароят баён медорам:

*Гуфт: -Сатторам, нагӯям розҳош,*
*Ҷуз яке рамз аз барои ибтилош[284].*
*Як нишони он, ки мегирам варо,*
*Он ки тоъат дораду савму дуъо.*
*В-аз намозу аз закоту ғайри он,*
*Лек як зарра надорад завқи ҷон*
*Мекунад тоъоту афъоли санӣ,[285]*
*Лек як зарра надорад чошнӣ.*
*Тоъаташ нағз асту маънӣ нағз не,*
*Ҷавзҳо[286] бисёру дар вай мағз не.*

Аз намозу дуо бисёр мехонад ва «Қуръон» бисёр тиловат мекунад ва рӯзаи бисёр мегирад. Ҳамаи инҳо аъмоли зебост, аммо заррае аз онҳо лаззат намебарад ва ибодаташ ҳеҷ ҳоле надорад ва чун чормағзи пӯк ва бидуни мағз аст. Оё кайфаре аз ин болотар, ки лаззати муноҷот бо Худамро аз ӯ гирифтаам?

---

[282] *Салосил* – ҷамъи силсила.
[283] *Мутароким* – гирдомада, анбӯх.
[284] *Ибтило* – озмоиш, имтиҳон.
[285] *Санӣ* – баланд, олӣ.
[286] *Ҷавз* – чормағз.





# МУШИ МАҒРУР

Муши кӯчак миҳори[287] шутурро ба даст гирифта буд ва бо ғуруру такаббур пешопеши ӯ мерафт ва шутурро дар пайи худ мекашид. Шутур, ки ғурури мушро дид, сабурона мерафт, аммо бо худ мегуфт: -Бигзор ба мавқеъ нишонат хоҳам дод, ки чӣ андоза ҳақиру нотавонӣ:

*Бар шутур зад партави андешааш,*
*Гуфт: -Бинмоям туро, ту бош х(в)аш!*

Чизе нагузашта, ки бар сари наҳри бузурге расиданд, «к-андар ӯ забун ҳар шеру гург». Муш таваққуф кард ва такон нахӯрд. Шутур вақтро муносиб дид. Гуфт: -Эй рафиқ! Чаро истодӣ, мардона аз рӯд бигзар:

*Муш он ҷо истоду хушк гашт,*
*Гуфт уштур: -Эй рафиқи кӯҳу дашт!*
*Ин таваққуф чист? Ҳайронӣ чаро?*
*По бинеҳ мардона, андар ҷӯ даро.*
*Ту қаловузиву[288] пешоҳанги ман,*
*Дар миёни раҳ мабошу тан мазан.*

Муш гуфт: -Ин об амиқ аст. Метарсам ғарқ шавам:

*Гуфт: -Ин оби шигарф асту амиқ,*
*Ман ҳаметарсам зи ғарқоб, эй рафиқ.*

Шутур гуфт: -Бигзор бубинам, умқи об чӣ андоза аст.

Он гоҳ пояшро дохили наҳр гузошту гуфт: -Ин об, ки то зонуи пойи ман бештар нест. Пас чаро ҳайрону мадҳуш шудаӣ?

*Гуфт: -То зонуст об, эй кӯрмуш,*
*Аз чӣ ҳайрон гаштиву рафтӣ зи ҳуш?*

Муш гуфт: -Барои ту мӯрчаест, аммо барои ман аждаҳост.

---

[287] *Миҳор* – чӯбе, ки аз бинии шутур гузаронда, ба он ресмон мебанданд; инони шутур.
[288] *Қаловуз* –ҷилавдор, роҳнамо.

Шутур гуфт: -Пас дигар ин густохиро такрор макун, худро бо шутур ҳампоя надон, бирав бо мушҳо даромез.

Муш тавба кард ва шутур низ бар ӯ тараҳҳум намуд ва ӯро бар пушташ ниҳоду аз рӯд бигзаронд:

*Гуфт: -Тавба кардам аз баҳри Худо,*
*Бигзарон з-ин оби муҳлик[289] мар маро.*
*Раҳм омад мар шутурро, гуфт: -Ҳин!*
*Барҷаҳу бар кӯдбони ман нишин.*

Достони мо одамиён бо анбиёи Илоҳӣ низ достони он муш аст бо он шутур. Анбиё бидуни доъия[290] ва мутавозеъанд[291], ва мардум аз ин фур ӯтанӣ сӯиистифода мекунанд:

*Чун Паямбар нестӣ, пас рав ба роҳ,*
*То расӣ аз чоҳ рӯзе сӯйи чоҳ.*
*Ту раъият бош, чун султон наӣ,*
*Худ марон, чун марди киштибон наӣ.*

## ИТТИҲОМИ ДУЗДӢ БА ДАРВЕШ

Дарвеше савор бар киштӣ азми сафар дошт. Киштӣ ба роҳ афтод. Чанд рӯзе бигзашт. Дарвеш, ки марди фақиру тиҳидаст буд, дар гӯшае аз киштӣ орамида буд. Ногаҳон сару садои мусофирони киштӣ ӯро бедор кард. Кисаи пур аз динорҳои тилло ба сирқат[292] рафта буд. Ҳамаи мусофирон бозрасӣ шуданд ва чун кисаи зарро аз онон наёфтанд, мутаваҷҷеҳи дарвеш шуданд ва ӯро муттаҳам карданд, ки дузди киса ту ҳастӣ:

*Далқ берун кун, бараҳна шав зи далқ,*
*То зи ту фориғ шавад авҳоми[293] халқ.*

---

[289]*Муҳлик* – халокатовар, хатарнок.
[290]*Доъия* – даъво, иддио.
[291]*Мутавозеъ* - тавозӯъкунанда, хоксор, фурӯтан.
[292]*Сирқат* – дуздӣ.
[293]*Авҳом* – ҷамъи вахм.





Дарвеш дилшикаста шуд. Ба Худо паноҳ овард ва аз Худо хост худаш тадбир кунад ва бандаашро халос намояд:

*Гуфт: -Ё Раб, бар ғуломат ин хасон,*
*Тӯҳмате карданд, фармон даррасон.*

Дар ин ҳангом ҳазорон моҳӣ, ки ҳар як марвориде бар даҳон доштанд, сар аз об берун оварданд:

*Чун ба дард омад дили дарвеш аз он,*
*Сар бурун карданд ҳар сӯ дарзамон.*
*Садҳазорон моҳӣ аз дарёи жарф,*
*Дар даҳони ҳар яке дурре шигарф.*

Он дарвеш чанд дона аз он марворидҳоро гирифту дар кафи киштӣ андохт ва сипас бар ҳаво парвоз кард ва ба аҳолии киштӣ гуфт: -Киштӣ моли шумо ва Ҳақ аз они ман:

*Гуфт: -Рав, киштӣ шуморо, Ҳақ маро,*
*То набошад бо шумо дузди гадо.*

## СӮФИИ ПУРХОБУ ПУРХӮР

Сӯфиён назди шайхи хонақоҳ омаданд ва забон ба шиква аз рафиқи худ кушоданд. Гуфтанд: -Эй пешво! Ту доди мо аз ӯ бистон.

Шайх сабабро пурсид. Гуфтанд: -Дар ӯ се хислати ношоист аст: пурхобӣ, пурхӯрӣ ва пургӯӣ:

*Гуфт: -Охир чӣ гила-ст, эй сӯфиён?*
*Гуфт: -Ин сӯфӣ се хӯ дорад гарон:*
*Дар сухан бисёргӯ ҳамчун ҷарас,[294]*
*Дар хӯриш афзун хӯрад аз бист кас.*
*В-ар бихуспад, ҳаст чун асҳоби Каҳф,*
*Сӯфиён карданд пеши шайх заҳф[295].*

---

[294]*Ҷарас* – зангӯла.
[295]*Заҳф* – анбӯҳ шудан ва ҷамъ шудан барои ҷанг.

Шайх рӯ ба сӯи он сӯфӣ карду гуфт: -Эй бародар! Дар ҳамаи умур ҳадди васатро[296] бигир, на ифрот кун ва на тафрит, миёнарав бош. Мӯсо чун сухан зиёда гуфт, Хизр ӯро аз худаш дур кард:

*Мӯсиё, бисёргӯйӣ дур шав,*
*В-арна бо ман гунг бошу кӯр шав.*

Сӯфӣ узр оварду гуфт: -Эй шайх, ҳадди васат як амри нисбист, масалан, оби ҷӯ нисбат ба қомати шутур чизе нест, вале барои муш дарёест, ё касе, ки иштиҳои хӯрдани чаҳор нонро дорад, агар ду ё се нон бихӯрад, ҳадди эътидолро риоят карда, аммо агар чаҳор нон бихӯрад, ифрот кардааст, вале касе ки иштиҳои хӯрдани даҳ нонро дорад, агар шаш нон бихӯрад, ифрот накардааст:

*Гуфт: -Роҳи авсат[297] арчи ҳикмат аст,*
*Лек авсат низ ҳам бо нисбат аст.*
*Оби ҷӯ нисбат ба уштур ҳаст кам,*
*Лек бошад мушро он ҳамчу ям.[298]*
*Ҳар киро б-вад иштиҳои чор нон,*
*Ду хӯрад ё се хӯрад, ҳаст авсат он.*
*Ҳар кӣ ӯро иштиҳо даҳ нон бувад,*
*Шаш хӯрад, медон, ки авсат он бувад.*

Агар ман ҳам иштиҳои хӯрдани панҷоҳ нон дошта бошам ва ту иштиҳои хӯрдани шаш нон, ҳукми мо фарқ хоҳад кард. Мисоли дигар, ту бо хондани даҳ ракъат намоз хаста мешавӣ ва ман бо хондани панҷсад ракъат намоз ҳам хаста намешавам:

*Чун маро панҷоҳ нон ҳаст иштиҳо,*
*Мар туро шаш гирда, ҳамдастем? Не.*
*Ту ба даҳ ракъат намоз ойӣ малул,*
*Ман ба понсад дарнаёям дар нуҳул.[299]*

Сипас сӯфӣ гуфт: -Ҳадди васат барои умурест, ки марз дорад, аввалу охир дорад. Чунин умурест, ки метавон барои он васат таъин кард, аммо бениҳоят ҳадди васате надорад:

*Ин васат бар бониҳоят меравад,*
*Ки мар онро аввалу охир бувад,*
*Бениҳоят чун надорад ду тараф,*
*Кай бувад ӯро миёна мунсараф?[300]*

Аммо дар бораи пурхобиам ҳақиқат он аст, ки ман хоб нестам, чашмам баста аст, аммо дилам бедор аст ва бехабарон маро хоб мепиндоранд:

*Ҳолати ман хобро монад гаҳе,*
*Хоб пиндорад мар онро гумраҳе.*
*Чашми ман хуфта, дилам бедор дон,*
*Шакли бекори маро бар кор дон.*

Ва аммо дар бораи пурхӯрӣ бидон, агар луқмае, ки мехӯрӣ, дар вуҷуди ту ба гуҳар бадал мешавад, чи бок, ҳарчи мехоҳӣ, бихӯр. Ва аммо агар дар шиками ту таоми пок палид мешавад, қуфл бар гулӯи худ бизан:

*Чун ки дар ту мешавад луқма гуҳар,*
*Тан мазан, чандон ки битвонӣ бих(в)ар.*
*Чунки дар меъда шавад покат палид,*
*Қуфл неҳ бар ҳалқу пинҳон кун калид.*
*Ҳар кӣ дар вай луқма шуд нури ҷалол,*
*Ҳар чӣ хоҳад, то хӯрад ӯро ҳалол.*

## ИМОН ОВАРДАНИ ЯҲЁ БА МАСЕҲ

Вақте модари Яҳё алайҳиссалом ӯро бордор буд, бо ҳазрати Марям, ки Масеҳ алайҳиссаломро ҳомила буд, сӯҳбат мекард. Ба ӯ гуфт: -Эй Марям, дар раҳми ту касеро мебинам, ки яқин аз паёмбарони бузург хоҳад шуд.

*Модари Яҳё ба Марям дар нуҳуфт,*
*Пештар аз вазъи ҳамли хеш гуфт:*

[296] *Васат* - миёна, мобайн, эътидол, ғайри ифроту тафрит.
[297] *Авсат* – миён, миёна.
[298] *Ям* – баҳр.
[299] *Нуҳул* – лоғарӣ.
[300] *Мунсараф* – дургарданда, дуршаванда.

*-Ки яқин дидам даруни ту шаҳест,*
*К-ӯ улулазму расули огаҳест.*

Марям пурсид: -Аз куҷо медонӣ?

Гуфт: -Аз он ҷо ки вақте дар баробари ту нишастам, ҷанини ман ба ҷанини ту саҷда кард:

*Чун баробар уфтодам бо ту ман,*
*Кард саҷда ҳамли ман андар заман[301].*
*Ин ҷанин мар он ҷанинро саҷда кард,*
*К-аз суҷудаш дар танам афтод дард.*

## ИМОН АЗ КАҶАНДЕШОН

Марде ба маҷлиси дарс омад. Устоди адабиёти араб дарс медод ва мегуфт: Дар мисоли «Зараба Зайду Амран» (яъне «Зайд Амрро зад»), Зайд фоъил[302] асту марфуъ[303] ва Амр мафъул[304] асту мансуб.[305]

Шогирд гуфт: -Устод, Амр ба чӣ гуноҳе муртакиб шуда буд, ки Зайд ӯро кутак зад?

Устод гуфт: -Ин чӣ суоли берабте аст? Ин ҷумла монанди паймонаест, ки ҳомили гандум аст, ту бо паймона коре надошта бош, гандуми даруни онро бардор. Ту чӣ кор ба росту дурӯғи он дорӣ? Нигоҳ кун, бубин фоъилу мафъул кадом аст ва чӣ эъробе[306] дорад:

*Гуфт: -Ин паймонаи маънӣ бувад,*
*Гандуме бистон, ки паймона-ст рад.*
*Зайду Амр аз баҳри эъроб асту соз,*
*Гар дурӯғ аст он, ту бо эъроб соз.*

---

[301]*Заман* – шакли дигари *замон*.
[302]*Фоъил* – мубтадо (субъект).
[303]*Марфуъ* – калимае, ки дар забони арабӣ охираш танвини замма дорад ва ба сифати мубтадо ё фоъил меояд.
[304]*Мафъул* – пуркунанда.
[305]*Мансуб* – калимае, ки дар забони арабӣ бо аломати фатҳа ба сифати пуркунанда меояд.
[306]*Эъроб* – ҳаракатҳо (забар, зер, пеш, сукун ва ғайра) дар охири калимаҳои арабӣ; ҳамаи ҳаракатҳои калимаҳои арабӣ.





Шогирд зери бор нарафт ва гуфт: -Ҳанӯз нафаҳмидаам, чаро Зайд Амри бегуноҳро кутак зад?

Устод ночор гуфт: -Гуноҳи Амр он буд, ки як «вов» дуздида буд,[307] Зайд фаҳмид ва ӯро ба ҷурми ин дуздӣ кутак зад.

Шогирд чун ин сухан шунид, қонеъ шуд ва дам фурӯ баст:

*Гуфт: «-Аз ночору» логе[308] баргушуд:*
*-Амр як «вов»-и фузун дуздида буд.*
*Зайд воқиф гашт, дуздашро бизад,*
*Чун зи ҳаддаш бурд, ӯро ҳад сазад.*

Онон, ки каҷандешанд, суханони каҷ бар мизоҷашон ширин меояд ва ба ҷон мепазиранд:

*Гуфт: -Инак, рост пазруфтам ба ҷон,*
*Каж намонад рост дар пеши кажон.*

Касе ки аҳвалу дубин аст, ҳарчи ба ӯ бигӯӣ дар осмон як моҳ аст, қабул намекунад, аммо агар бигӯӣ ду моҳ дар осмон аст, ба ҷон мепазирад:

*Гар бигӯйӣ аҳвалеро: -Маҳ якест.*
*Гӯядат: -Ин дусту дар ваҳдат шакест.*
*В-ар ба ӯ ханддад касе, гӯяд: -Ду аст.*
*Рост дорад, ин сазои бадхӯ аст.*

## ДАР ПАЙИ ҲАЁТИ ҶОВИДОН

Марде ҳаким бо забони рамзу истиора ба дӯстони худ гуфт: -Дар Ҳиндустон дарахтест, ки ҳар кас аз меваи он бихӯрад, на пир мешавад ва на мемирад.

Ин сухан ба гӯши подшоҳ мерасад ва сахт шефтаи он дарахт мегардад. Аз ин рӯ, қосиде[309] ба сӯи Ҳиндустон

---

[307]Дар арабӣ калимаи *Амр* дорои як вови зоид аст, ки дар китобат меояд, аммо хонда намешавад.
[308]*Лог* – ҳазлу шӯхӣ, сухани ҳазломез.
[309]*Қосид* – номабар, хабаррасон; миёнарав.

мефиристад, то ҳар гуна, ки ҳаст, он дарахтро биёбад. Қосид солҳо дар он сарзамин ҷустуҷӯ мекунад ва нишони он дарахтро аз ҳар касе мепурсад, аммо ҳамагон ӯро масхара мекунанд ва мегӯянд, чунин дарахте вуҷуд надорад:

*Шаҳр - шаҳр аз баҳри ин матлуб гашт,*
*Не ҷазира монду не кӯҳу на дашт.*
*Ҳар киро пурсид, кардаш ришханд,*
*К-ин кӣ ҷӯяд? Ҷуз магар маҷнуни банд.*

Муддатҳо гузашт ва шоҳ мураттаб барои ӯ пул мефиристод, то ба ҷустуҷӯ идома диҳад, аммо ӯ ҳарчи бештар ҷустуҷӯ мекард, камтар ба натиҷа мерасид. Саранҷом, азми бозгашт кард:

*Пас саёҳат кард он ҷо солҳо,*
*Мефиристодаш шаҳаншаҳ молҳо.*
*Чун басе дид андар он гурбат таъаб,*[310]
*Оҷиз омад охируламр аз талаб.*
*Кард азми бозгаштан сӯйи шоҳ,*
*Ашк мебориду мебуррид роҳ.*

Дар яке аз манозили роҳ фурӯд омад, то каме истироҳат кунад. Ногаҳон бо олиме раббонӣ рӯ ба рӯ шуд. Достони худро барои ӯ бозмегӯяд, то гиреҳ аз кораш бикшояд. Он олим пас аз шунидани суханони ӯ мегӯяд: -Эй содадил, он дарахт дарахте нест, ки дар саҳрову биёбон ва боғу бӯстон бошад, балки мақсуд аз он дарахт дарахти илму маърифати Илоҳист:

*Шайх хандиду бигуфташ: -Эй салим!*
*Ин дарахти илм бошад дар Алим,*
*Бас баланду бас шигарфу бас басит,*[311]
*Оби ҳайвоне зи дарёи муҳит.*

Ин гавҳарро номҳои гуногуне аст, гоҳе ба он дарахт мегӯянд, гоҳе офтоб, гоҳе дарё ва гоҳе абр ва ҳазорон

[310] *Таъаб* – сахтӣ, ранҷ, хастагӣ.
[311] *Басит* – фарох, васеъ.





хосият дорад, ки яке аз онҳо умри ҷовидон аст:

*Гаҳ дарахташ ном шуд, гоҳ офтоб,*
*Гоҳ баҳраш ном гашту гаҳ саҳоб.*
*Он яке, к-аш сад ҳазор осор хост,*
*Камтарин осори ӯ умри бақост.*

Ту аз ин рӯ гумроҳ шудӣ ва ба натиҷа нарасидӣ, ки дар пайи ному сурат рафтӣ ва аз ҳақиқату маънӣ бозмондӣ:

*Ту чӣ барчафсӣ бар ин номи дарахт?*
*То бимонӣ талхкому шӯрбахт.*
*Даргузар аз ному бингар дар сифот,*
*То сифотат раҳ намояд сӯйи Зот.*

## ДАЪВОИ ЛАФЗӢ

Чаҳор нафар, ки ҳар як забони хосе доштанд, дар канори ҳам нишаста буданд. Марде омад ва як дирҳам ба онҳо дод, то чизе бихаранду бихӯранд. Миёни онон низоъ шуд. Он ки форс буд, гуфт: -Бо он ангур бихарем.

Он ки араб буд, гуфт: -Бо он инаб (=ангур) бихарем.

Он ки румӣ буд, гуфт: -Ман на ангур мехӯрам ва на инаб, балки фақат истофил (=ангур) дӯст дорам.

Туркзабон ҳам гуфт: -Ин ҳарфҳоро канор бигзорем, бояд биравем узум (=ангур) бихарем:

*Чор касро дод марде як дирам,*
*Он яке гуфт: -Ин ба ангуре диҳам.*
*Он яке дигар араб буд, гуфт: -Ло,*[312]
*Ман инаб хоҳам, на ангур, эй даго!*[313]
*Он яке турке буду гуфт: -Ин бинум,*
*Ман намехоҳам инаб, хоҳам узум.*
*Он яке румӣ бигуфт: -Ин қилро,*
*Тарк кун, хоҳем истофилро.*

Низоъи онон боло гирифт ва ба ҷони ҳам афтоданд ва

[312] *Ло* – не, на.
[313] *Даго* – фиребгар.

шурӯъ карданд ба кутаккорӣ. Бузурге чун ононро дид, оромашон карду гуфт: -Ман бо ин як дирҳам хостаи ҳар чаҳор нафари шуморо фароҳам мекунам.

Он марди доно чун забони ҳар чаҳор танро медонист, ба онҳо фаҳмонд, ки ҳамаи онҳо як чиз мехоҳанд ва низоъи[314] онҳо бар сари алфоз[315] аст ва дар ҳақиқат ҳамаи онҳо дар пайи як чизанд:

*Аз ҳадиси шайх ҷамъият расад,*
*Тафриқа орад дами аҳли ҳасад.*

Аҳли дил мардуми парокандаву ситезагарро бо ҳам ҷамъу муттаҳид мекунанд, чунон ки Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам дилҳои парокандаро муттаҳид месозад:

*Нафси воҳид аз Расули Ҳақ шуданд,*
*В-арна ҳар як душмани мутлақ буданд.*

[314] *Низоъ* – ҷанҷол, мунокиша.
[315] *Алфоз* – ҷамъи лафз.



# Дафтари севвум

# ХӮРАНДАГОНИ БАЧАИ ФИЛ

Ҷамъе аз мусофирон ба сарзамини Ҳинд расиданд ва чун гурусна буданд, хостанд ҳайвоне шикор кунанд. Дар ин ҳангом марде донову ҳаким бо онҳо рӯ ба рӯ шуд ва аз сари дилсӯзӣ ба эшон гуфт: -Дар ин сарзамин галаҳои фил фаровон аст, вале ҳаргиз суроғи бачаи фил наравед. Мабодо бачаи филеро бикушед ва аз гӯшти он бихӯред, зеро филҳо бӯи фарзандони худро хуб ташхис медиҳанд ва агар шумо бачаи филеро шикор кунеду бихӯред, қатъан гирифтори интиқоми филҳои маст хоҳед шуд:

*Лек Аллаҳ, Аллаҳ, эй қавми Ҷалил,*
*То набошад хӯрдатон фарзанди пил.*
*Пил ҳаст ин сӯ, ки акнун меравед,*
*Пилзода машканеду бишнавед.*

Марди доно он чиро лозим буд, ба онон гуфт ва аз эшон ҷудо шуд. Он ҷамъ низ ба роҳи худ идома доданд. Кам-кам гуруснагӣ бар эшон ғолиб омад, дар ин ҳангом чашмашон ба бачаи филе афтод чоқу[316] фарбеҳ. Пандҳои он ҳакимро аз ёд бурданд ва бе диранг[317] ӯро сайд карданд ва аз гӯшташ кабобе сохтанд ва сер хӯрданд. Аз он ҷамъ танҳо як нафар бар ҳаваси худ ғолиб шуд ва даҳон ба хӯрдани гӯшти бачаи фил наёлуд.

Он ҷамъ хобиданд ва он мард бедор монд. Ногаҳон филе саҳмгину[318] хашмгин саросема омад. Ибтидо даҳони он мардро бӯид ва чун бӯи бачаашро аз даҳони ӯ наёфт, суроғи дигарон рафт ва аз бӯи даҳони онон дарёфт, ки ҳамонҳо фарзандашро куштаанд. Пас якоякононро бар ҳаво партоб кард ва аз миён бурд.

[316]*Чоқ* – бардам, болида.
[317]*Диранг* – ист. таваккуф, таъхир.
[318]*Саҳмгин* - тарсовар, хавфнок, даҳшатангез.





*Бар ҳаво андохт ҳар як аз гизоф,*
*То ҳамезад бар замин, мешуд шикоф.*

Ғайбат кардани бандагони Худо низ ба масобаи хӯрдани гӯшти онон аст ва ҳар кас чунин кунад, бӯи ганди ин амал аз даҳонаш ба машоми мардони Ҳақ мерасад ва Худованд эшонро ба кайфарашон мерасонад:

*Гӯштҳои «бандагони Ҳақ» х(в)арӣ,*
*Ғайбати эшон кунӣ, кайфар барӣ.*
*Ҳон, ки бӯйи даҳонтон Холиқ аст,*
*Кай барад ҷон ғайри он, к-ӯ содиқ аст?*

Вой бар он фиребхӯрда, ки Накиру Мункар дар қабр даҳони ӯро бӯ мекунанд ва он гоҳ бо гурзҳои[319] гарон бар сараш мекӯбанд:

*Войи он афсӯсие, к-аш бӯйгир,*
*Бошад андар гӯр Мункар ё Накир.*
*Не даҳон дуздидан имкон з-он миҳон,*
*Не даҳон хуш кардан аз дору даҳон.*
*Чанд кӯбад захмҳои гурзашон,*
*Бар сари ҳар жожхову[320] мурзашон.[321]*

# ЭЪТИРОЗ БА АЗОНИ БИЛОЛ

Билол саҳобаи бузурги Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам барда[322] буду сиёҳчеҳра, аммо диле пур аз имон ва шӯру ишқ дошт. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам Билолро маъмури азон гуфтан кард. Ва ин барои ӯ ифтихори бузург ба шумор меомад.

Аммо Билол лукнати[323] забон дошт ва бархе калимотро хуб адо намекард. Бархе аз ин амр назди Паёмбар гилоя[324]

[319]*Гурз* – як навъ олоти ҷангии пешинаи дастадори саркулӯла, ки чун мехча барҷастагиҳо дорад.
[320]*Жожхо* – ёвагӯй.
[321]*Мурз* – нишастангоҳ.
[322]*Барда* – бандӣ, асир; ғулом.
[323]*Лукнат* – забонгирӣ дар вақти сухан гуфтан; кундзабонӣ.
[324]*Гилоя* – шиква, шикоят.

карданду гуфтанд: -Беҳтар аст касеро маъмури азон кунӣ, ки фасеҳ бошад ва калимотро ба дурустӣ адо намояд.

*Эй Набию эй Расули Кирдигор!*
*Як муаззин, к-ӯ бувад афсаҳ,*[325] *биёр.*
*Айб бошад аввали дину салоҳ,*
*Лаҳн хондан лафзи «ҳай ала-л-фалоҳ».*

Паёмбар аз шунидани ин суханон барошуфт ва гуфт: -Эй фурӯмоягон, назди Худованд талаффузи ғалати Билол аз сад навъ фасоҳати шумо беҳтару гиромитар аст:

*Ҳашми Пайғамбар биҷӯшиду бигуфт,*
*Як-ду рамзе аз иноёти нуҳуфт.*
*К-эй хасон, назди Худо «ҳайии»*[326] *Билол,*
*Беҳтар аз сад ҳаййу хаййу қилу қол.*

## МАРО БО ДАҲОНИ ПОК АЗ ГУНОҲ БИХОН

Худованд ба Мӯсо ваҳй кард: -Бо даҳоне, ки накардӣ ту гуноҳ, маро бихон ва бо ман паноҳ биёвар.

Мӯсо гуфт: -Ман надорам он даҳон.

Худованд ба ӯ фармуд: -Моро аз даҳони дигарон бихон. Зеро ту бо даҳони дигарон гуноҳ накардаӣ ва касеро бо забони дигарон наёзурдаӣ. Коре кун, то дигарон туро дуо кунанд.

*Аз даҳони ғайр кай кардӣ гуноҳ?*
*Аз даҳони ғайр бархон, к-эй Илоҳ!*
*Ончунон кун, ки даҳонҳо мар туро,*
*Дар шабу дар рӯзҳо орад дуо.*
*Аз даҳоне, ки накардастӣ гуноҳ,*
*В-он даҳони ғайр бошад, узр хоҳ.*

Ва ё даҳони худро пок кун ва он гоҳ маро бо он даҳони

[325] *Афсаҳ* – фасеҳтар.
[326] *Ҳайй* – калимаи нидо *хабардор бош!* (дар мавриди огоҳ ва хабардор кардан гуфта мешавад); амр ба омадан *биё!*





пок бихон, ки номи Ҳақ пок аст ва насазад, ки аз даҳони нопок бароя:

*Ё даҳони хештанро пок кун,*
*Рӯҳи худро чобуку чолок кун.*
*Зикри Ҳақ пок аст, чун покӣ расид,*
*Рахт барбандад, бурун ояд палид.*

## АЛЛОҲИ ТУ ЛАББАЙКИ МОСТ

Марде шабҳоро камтар мехобид ва бештар зикри Ҳақ бар забон дошт ва бо Худои худ муноҷот мекард. «Аллоҳ, Аллоҳ» мегуфту ашк мерехт ва нола мекард. Ин ҳолати ӯ барои шайтон сахт омад. Пас суроғи ӯ рафт ва ҳилате дар кор кард, то ӯро аз муноҷот дилсарду ноумед кунад.

Ба ӯ гуфт: -Ту ин ҳама Худоро мехонӣ, аммо як лаббайк ҳам намешунавӣ, пас даст аз ин кори беҳуда бидор, ки дуои туро Ҳақ намешунавад.

*Гуфт шайтон: -Охир, эй бисёргӯ!*
*Ин ҳама Аллоҳро лаббайк ку?*
*Менаёяд як ҷавоб аз пеши тахт,*
*Чанд Аллаҳ мезанӣ бо рӯи сахт?*

Мард(ро) дилаш шикаст. Сар бар замин ниҳоду хобид. Дар хоб ҳазрати Хизрро дид, ки аз ӯ мепурсид: -Чаро аз зикри Ҳақ фурӯ мондаӣ?

Мард гуфт: -Ҳеҷ лаббайке нашнидаам, метарсам, ки матруди[327] даргоҳи Илоҳӣ бошам.

*Ӯ шикастадил шуду бинҳод сар,*
*Дид дар хоб ӯ Хизирро дар хузар.*[328]
*Гуфт: -Ҳин! Аз зикр чун вомондаӣ,*
*Чун пушаймонӣ аз он, ки хондаӣ?*

[327] *Матруд* – рондашуда.
[328] *Хузар* – сабзазорҳо.

*Гуфт: -Лаббайкам намеояд ҷавоб*
*З-он ҳаметарсам, ки бошам радди боб.*

Ҳазрати Хизр ба ӯ гуфт: -Ин чӣ суханест. Ҳамон оҳу сӯзи даруни ту, ҳамон «Аллоҳ, Аллоҳ» гуфтани ту, айни лаббайки мост. Агар Худо садову муноҷоти туро дӯст надошт, ҳаргиз ин шӯру ҳолро ба ту намедод:

*Гуфт: -Он Аллоҳи ту лаббайки мост,*
*В-он ниёзу дарду сӯзат пайки мост.*
*Ҳилаҳову чораҷӯйиҳои ту*
*Ҷазби мо буду гушод ин пойи ту.*
*Тарсу ишқи ту каманди лутфи мост,*
*Зери ҳар «Ё Рабб»-и ту лаббайкҳост.*

Эй азиз! Агар диди дарде надорӣ ва нола сар бар намеоварӣ ва сӯзу оҳе надорӣ, бидон, ки Худованд ба ту назар надорад ва раҳоят кардааст. Худованд ба Фиръавн ҳар чӣ ӯ хост, дод, то дарде надошта бошад ва нолае сар надиҳад ва сар ба остони Илоҳӣ насояд:

*Ҷони ҷоҳил з-ин дуъо ҷуз дур нест,*
*З-он, ки «Ё Рабб» гуфтанаш дастур нест.*
*Бар даҳону бар дилаш қуфл асту банд,*
*То нанолад бо Худо вақти газанд.*
*Дод мар Фиръавнро сад мулку мол,*
*То бикард ӯ даъвии иззу ҷалол.*
*Дар ҳама умраш надид ӯ дарди сар,*
*То нанолад сӯи Ҳақ он бадгуҳар.*

## РУСТОИИ ЛОФЗАН

Рустоии[329] ғарибе дар шаҳр саргардон буд. Пас аз чанде бо марде тавонгар, ки бисёр бахшандаву меҳмоннавоз буд, ошно шуд. Марди шаҳрӣ, ки аз ғурбати рустоӣ хабар ёфт, ӯро ба хонаи худ хонд ва аз ӯ ба беҳтарин ваҷҳ пазироӣ кард. Ва ин оғози ошноии ин ду бо ҳам буд.

[329] *Рустоӣ* – бошандаи деҳ; сокини деҳ; деҳотӣ.





Рустоӣ борҳо ва борҳо ба шаҳр омад ва ҳар бор чанд моҳ дар манзили он марди меҳмоннавоз мемонд ва он шаҳрӣ ҳеч гуна пазироиро аз ӯ дареғ намекард:

*Ду маҳу се моҳ меҳмонаш будӣ,*
*Бар дукони ӯву бар хонаш будӣ.*
*Ҳар ҳавоиҷро,[330] ки будаш, он замон*
*Рост кардӣ марди шаҳрӣ ройгон.*

Рустоӣ ҳам ҳар бор боисрор аз он мизбони меҳмоннавоз мехост, ки шумо ҳам лоақал як бор дасти аҳлу аёли худро бигиред ва ба рустои мо биёед, то каме аз хиҷолати шумо бираҳам:

*Рӯ ба шаҳрӣ карду гуфт: -Эй хоҷа, ту,*
*Ҳеч меноӣ сӯйи деҳ фурҷаҷӯ?[331]*
*Аллаҳ, Аллаҳ ҷумла фарзандон биёр,*
*К-ин замони гулшан асту навбаҳор.*
*Хайлу фарзандону қавматро биёр,*
*Дар деҳи мо бош се моҳу чаҳор.*

Он шаҳрӣ низ узрҳо меоварду баҳона метарошид ва аз машғалаи[332] фаровони худ гилаҳо мекард. Чандин сол бар ин минвол гузашт. Рустоӣ исрор мекард ва шаҳрӣ баҳона меовард. То он ки фарзандони шаҳрӣ бар асари исрорҳову тавсифҳои рустоӣ, ҳавои русто ба сарашон зад ва аз падар хостанд ононро барои тафреҳ[333] чанд рӯзе ба он русто бубарад.

Марди шаҳрӣ, ки огоҳу дунёдида буд ва дил ба ин даъватҳову ваъдаҳои шакарин намебаст, забон ба андарзи фарзандон кушоду гуфт: -Азизон, битарсед аз шарри касе, ки ба ӯ некӣ кардаед. Ба ин тамаллуқҳову даъватҳо эътимод накунед. Зимоми эҳтиётро фурӯ магзоред ва хоми ин ҳарфҳои рустоӣ нашавед.

[330] *Ҳавоиҷ* – ҷамъи ҳоҷат.
[331] *Фурҷаҷӯ* – ҷӯяндаи фурсат ва мавқеи муносиб.
[332] *Машғала* – машғулият, кору бор; ҳаёҳу, шӯру ғавғо.
[333] *Тафреҳ* - фароҳманд ва хушвақт гардидан; шодиафзоӣ.

Аммо рустоӣ он қадар исрор кард, ки марди шаҳрӣ кам-камавараш шуд, ки ӯ воқеан мехоҳад аз онҳо пазирой кунад:

*Рустоӣ дар тамаллуқ шева кард,*[334]
*То, ки ҳазми хоҷаро колева*[335] *кард.*
*Аз паём андар паём ӯ хира шуд,*
*То зулоли ҳазми хоҷа тира шуд.*

Саранҷом шаҳрӣ таслим шуд ва ба рустоӣ қавл дод, ки ба рустои ӯ хоҳад омад ва чанд рӯзе назди ӯ хоҳад монд. Пас аз чанде хоҷа барои сафар омода мешуд ва бо зану фарзандони худ озими он русто мегардад. Хушҳол аз ин ки рустоӣ чашм ба роҳи эшон аст, то ба поси солҳои мизбонии хоҷа аз ӯ, чанд рӯзе аз онон пазирои гарму самимонае кунад:

*Шодмонону шитобон сӯйи деҳ,*
*Ки баре хӯрдем аз деҳ, мужда деҳ.*
*Мақсади моро чарогоҳе х(в)ш аст,*
*Ёри мо он ҷо кариму дилкаш аст.*
*Бо ҳазорон орзумон хондааст,*
*Баҳри мо гарси*[336] *карам биншондааст.*

Роҳ тӯлонӣ буд ва саъбулубур,[337] пур аз гарданаву[338] кӯҳу теппа. Онон сахтии роҳро ба умеди поёни хуши он таҳаммул мекарданд ва бо худ мегуфтанд: -Чун ба рустои он мард бирасем, бо пазироиҳои ӯ ҳамаи ин хастагиҳо аз тан берун хоҳад шуд.

Пас аз рӯзҳову ҳафтаҳо роҳпаймоиву таҳаммули ранҷҳову сахтиҳои тоқатфарсо саранҷом рустои он мардро ёфтанд. Гӯё каъбаи мақсудро ёфтаанд. Хонаи рустоиро пурсон - пурсон мeёбанд. Бо ҳазорон шавқу шӯр

[334] Ба хубӣ онро анҷом дод.
[335] *Колева* – парешон, ҳайрон.
[336] *Гарс* – дарахт, ниҳол.
[337] *Саъбулубур* – душворгузар.
[338] *Гардана* - роҳи танги миёни ду кӯҳ, ки гузаштан аз он душвор бошад; кутал.





дари хонаро мекӯбанд, пас аз чанд лаҳза рустоӣ дарро боз мекунад, аммо…

Рустоӣ аслан ононро нашинохт ва ба ёд наёвард! Бо нигоҳе сарду ғариб ононро нигоҳ кард. Хоҷа бо гармӣ салом кард, аммо посухи сард шунид, боз ҳам салом кард, худро муаррифӣ намуд, аммо…

*Ӯ ҳамедидаш, ҳамекардаш салом,*
*Ки фалонам ман, маро ин аст ном.*
*Гуфт: -Бошад. Ман чӣ донам ту киӣ,*
*Ё палидӣ ё қарини покиӣ.*
*Шарҳ мекардаш, ки ман онам, ки ту,*
*Лутҳо*[339] *хӯрдӣ зи хони ман дутӯ.*[340]

Аммо рустоӣ дар посух мегуфт: -Ин партупалоҳо[341] чист, ки ту мегӯӣ, магар девона шудаӣ?

Он гоҳ дарро баст ва ба хона рафт. Хоҷа чорае надид, ҳамон ҷо канори кӯча иқомат карданд. Панҷ шабонарӯз гузашт ва рустоии пасту лаим ононро ба манзили худ роҳ надод. Шаби шашум ҳаво борониву тӯфонӣ шуд ва онон бе сарпаноҳ канори кӯча буданд. Хоҷа чорае надид, дубора дари хонаро кӯбид ва ба илтимос афтод, ки лоақал имшаб моро ба хона роҳ бидеҳ, то фардо фикре ба ҳоли худ кунем. Рустоӣ бо такаббур саре такон дод ва бо даст интиҳои боғро нишон доду гуфт: -Он ҷо олочиқе[342] аст, ки шабҳо касе дар он тиру камон ба даст то субҳ нигаҳбонӣ медиҳад, то агар дарандае ба боғ даромад, ҳалокаш кунад. Агар ҳозирӣ имшаб нигоҳбонӣ диҳӣ, метавонӣ дар он ҷо бимонӣ.

Хоҷа бо дилу ҷон пазируфт ва ҳамроҳи аҳли иёл дар он утоқи намвару[343] торик манзил кард ва тиру камон ба

[339] *Лут* – таъом, хӯрок.
[340] *Дутӯ* – дучандон, ду бор.
[341] *Партупало* – ҳарза, нораво.
[342] *Олоҷиқ* - хайма, соябон.
[343] *Намвар* – рутубатнок.

даст гирифт ва ба нигаҳбонӣ истод. Посе аз шаб гузашт, ки ногаҳон шабаҳи гурге бузург намоён шуд. Хоҷа тире ба сӯи ӯ партоб кард. Ҳайвон нақш бар замин шуд ва зимни афтодан боде аз ӯ хориҷ мешуд.

Ногаҳон рустоӣ фарёдзанон ва ҳаёҳӯкунон сар мерасад ва фарёд бармеовард: -Эй ноҷавонмард! Чаро курраи хари маро куштӣ?

Хоҷа мегӯяд: -Ман гургро задаам, на хари туро.

Рустоӣ мегӯяд: -На хайр, ман садои боди ҳайвонамро дар миёни бист боди дигар ташхис медиҳам.

*-Ноҷавонмардо, ки харкурра(й) ман аст,*
*Гуфт: -На! Ин гурги чун Оҳарман аст.*
*Андар ӯ аиколи гургӣ зоҳир аст,*
*Шакли ӯ аз гургии ӯ мухбир аст.*
*Гуфт: -На, боде, ки ҷаст аз фарҷи вай*
*Мешиносам, ҳамчунон-к обе зи май.*

Ҳар чи хоҷа гуфт: -Алъон шаб аст, торик аст, раъду барк ва тӯфон аст, хазор сару садо вуҷуд дорад, бирав тафаҳҳус[344] кун, ман гургро куштаам, на хари туро, рустоӣ қабул накард ва мегуфт: -Ман дар ташхису шиносоии худ тардид[345] надорам:

*Ҳам шабу ҳам абру ҳам борони жарф,*
*Ин се торикӣ галат орад шигарф.*
*Гуфт: -Он бар ман чу рӯзи равшан аст,*
*Мешиносам, боди харкурра(й) ман аст.*
*Дар миёни бист бод он бодро*
*Мешиносам, чун мусофир зодро.*

Хоҷа барошуфт ва гиребони рустоӣ гирифту гуфт: -Эй аҳмак, хилаву макр мекунӣ, дар шаби торик боди харро мешиносӣ, аммо дар рӯзи равшан маро намешиносӣ?

*Дар се торикӣ шиносӣ боди хар?*
*Чун надонӣ мар маро, эй хирасар?*

[344]*Тафаҳҳус* – тафтиш, ҷустуҷӯ, кофтуков.
[345]*Тардид* – шакку шубҳа, дудилагӣ.





*Он кӣ донад нимшаб гӯсоларо,*
*Чун надонад ҳамраҳи даҳсоларо?*
*Боди харкурра чунин расвот кард,*
*Ҳастии нафйи[346] туро исбот кард.*

Эй азиз! Он шаҳр олами ғаниву ободи Илоҳист ва он русто дунёи маҳдуди ҳиссиву моддӣ. Марди рустоӣ ҳамон шайтон аст, ки бо ваъдаҳои фиребандаи худ инсонҳоро, ки фитратан ба олами рӯҳонӣ тааллуқ доранд, ба бегулаи[347] вайрони моддиёт мекашонад. Марди шаҳрӣ тамсили инсонест, ки бо васвасаи ёрон олами рӯҳонияту маънoро тарк гуфта ва роҳии вайронаҳову маҳлакаҳо[348] мегардад.

## ДОСТОНИ АҲЛИ САБО

*Ту нахондӣ қиссаи аҳли Сабо*
*Ё бихондиву надидӣ ҷуз садо.*

Мардуми Сабо сар аз парастиши Худо бардошта, ба дунё рӯй оварда буданд ва мағрурона рӯзгор мегузаронданд. Онон дар нозу неъмати фаровон ба сар мебурданд. Паёмбарони мутааддиде[349] ба сӯи онон фиристода шуд, то ононро ба худ оваранд ва ба парастиши Худо бозхонанд. Пас аз андарзҳои фаровон қавми Сабо аз сари инод[350] ва на барои Ҳақ таоло, аз онон муъҷиза хостанд.

*Қавм гуфтанд: -Эй гурӯҳи муддаӣ,*
*Ку гувоҳи илми тиббу нофеъӣ?[351]*

[346]*Нафй* – инкор, рад кардан.
[347]*Бегула* – кунҷ.
[348]*Маҳлака* – ҳалокатгох, ҷойи хавфнок, хатарнок.
[349]*Мутааддид* – бисёр.
[350]*Инод* – ситеза, саркашӣ.
[351]*Нофеъ* – фоиданок, судманд.

*Ҳубби*[352] *ҷоҳу сарварӣ дорад бар он,*
*Ки шуморад хешро пайғамбарон.*

Паёмбарон дар посух гуфтанд: -Ин душманиву инкори шумо ба хотири кӯрдилии шумост, вагарна гавҳари ҳидояте, ки мо дар даст дорем, худ бузургтарин эъҷоз аст. Бо вуҷуди ин ҳама баййинат[353] дархости мӯъҷиза аз кӯрдилист, на ҳақиқатҷӯӣ:

*Анбиё гуфтанд, к-ин з-он иллат аст,*
*Мояи кӯрӣ ҳиҷоби руъят*[354] *аст.*
*Даъвии моро шунидеду шумо,*
*Менабинед ин гуҳар дар дасти мо?*
*Имтиҳон аст, ин гуҳар мар халқро,*
*Мо-ш гардонем гирди чашмҳо.*
*Ҳар кӣ гӯяд: -Ку гувоҳ? Гуфташ гувост,*
*К-ӯ намебинад гуҳар ҳабси амост.*[355]

Суханҳо миёни онон радду бадал шуд, аммо он қавми мағрур Ҳақро гардан наниҳоданд ва саранҷом ба азоби Илоҳӣ ҳалок шуданд, ки сазои лаҷуҷони[356] ситезаҷӯ ҷуз ин набошад.

## НАФАСИ МАСЕҲОӢ

Мардуми кӯру лангу фалаҷ ва бемор ҳар рӯз ба савмаъаи Исо - алайҳиссалом меомаданд, то ӯ ба изни Худо бо дами масеҳоии худ ононро шифо диҳад. Исо - алайҳиссалом - низ чунин мекард:

*Ҷамъ гаштандӣ зи ҳар атроф халқ,*
*Аз зариру*[357] *лангу шаллу аҳли далқ.*

[352]*Ҳубб* – дӯстӣ, меҳр, муҳаббат.
[353]*Баййинат* - ҳуҷҷати ошкор.
[354]*Руъят* – дидан, мушоҳида.
[355]*Амо* – кӯрӣ, нобиноӣ; гумроҳӣ.
[356]*Лаҷуҷ* – ситезакор; якрав, гарданшах.
[357]*Зарир* – нобино.





*Бар дари он савмаъа(й) Исо сабоҳ,*
*То ба дам ӯшон раҳонад аз ҷуноҳ.*[358]

Онон чун бемории худро ёфта буданд ва аз он ранҷ мебурданд, ба сӯи Исо меомаданд ва аз ӯ шифо мехостанд ва ӯ низ ононро шифо мебахшид:

*Гуфтӣ: -Эй асҳоби офат! Аз Худо,*
*Ҳоҷати ин ҷумлагонтон шуд раво.*
*Ҳин, равон гардед бе ранҷу ано,*[359]
*Сӯи ғаффориву икроми Худо.*

Беморон даста-даста меомаданду бо дами масеҳоии Исо шифо мееёфтанд ва шодмон ба хонаҳои худ мерафтанд.

*Хуш давону шодмона сӯи хон,*
*Аз дуои ӯ шудандӣ подавон.*

Ту низ, эй бевафо, борҳо инро озмудӣ ва бо нафаси гарми пешвоёни дин аз гирифторӣ раҳоӣ ёфтӣ, аммо зуд фаромӯш кардӣ ва ба кори худ бозгаштӣ:

*Озмудӣ ту басе офоти хеш,*
*Ёфтӣ сиҳҳат аз ин шоҳони кеш.*
*Чанд он лангии ту раҳвор шуд,*
*Чанд ҷонат бегаму озор шуд.*
*Носипосиву фаромӯшии ту,*
*Ёд н-овард он асалнӯшии ту.*

Ночор он роҳро бар худ бастӣ ва аз имдоди онон маҳрум мондӣ, аммо биштоб ва ононро дубора дарёб ва ба эшон тавассул[360] биҷӯ, ки онҳо маҷрои файзи Илоҳианд:

*Зудашон дарёбу истиғфор кун,*
*Ҳамчу абре гиряҳои зор кун.*
*То гулистоншон сӯи ту бишкуфад,*
*Меваҳои пухта бар худ вокафад.*[361]

[358]*Ҷуноҳ* – гуноҳ.
[359]*Ано* – заҳмат, машаққат.
[360]*Тавассул* - наздикӣ.
[361]*Вокафад* - шикофта гардад.

## ХУРДАГИРИИ ФУЗУЛ АЗ МАҶНУН

Маҷнун, ки шайдои Лайлӣ буд ва ҷуз ӯ андешае дар сар надошт, бар сари кӯи Лайлӣ сагеро нишаста дид. Сагро бағал гирифт ва ӯро мебӯсиду мебӯид:

*Гирди ӯ мегашт хозеъ[362] дар тавоф,*
*Ҳам ҷулоби[363] шаккараш медод соф.*

Марди фузуле убураш ба он ҷо афтод ва Маҷнунро дар он ҳол дид. Гуфт: -Ин чӣ девонагист, даҳони саг нопок аст ва палидӣ мехӯрад. Чӣ гуна онро мебӯсиву мебӯӣ?

Маҷнун гуфт: -Ту ҳамин нақшу ҷисми зоҳир ҳастӣ, ба олами дарун биё ва аз чашми ман ба ӯ бингар. Ин саг нигаҳбони кӯи Лайлист, ман дар ӯ Лайлиро мебинам:

*Гуфт Маҷнун: -Ту ҳама нақшиву тан,*
*Андарову бингараш аз чашми ман.*
*К-ин тилисми бастаи мавлост ин,*
*Посбони кӯчаи Лайлост ин.*

Он саге, ки сокини кӯи дӯст аст, шарофат меёбад ва тори мӯе аз ӯ бартар аз шерони беша хоҳад буд:

*Он саге, ки бошад андар кӯйи ӯ,*
*Ман ба шерон кай диҳам як мӯйи ӯ?*

## ШАҒОЛ ВА ИДДАОИ ТОВУСӢ

Шағоле даруни хумрае аз рангҳои гуногун меравад; ва чун берун меояд, пӯстинаш рангину баррок[364] гашта буд. Ҳамин амр мӯҷиби ғуруру худнамоии ӯ шуд. Ӯ ба дигар шағолҳо фахр мефурӯхт, ки оре, ман як товуси биҳиштиам, на шағол.

[362] *Хозеъ* – фармонбардор, мутеъ; хоксор.
[363] *Ҷулоб* – гулоб.
[364] *Баррок* – дурахшон, тобон.





*Он шағоле рафт андар хумми ранг,*
*Андар он хум кард як соат диранг.*
*Пас баромад, пӯсташ рангин шуда,*
*Ки манам товуси иллиййин[365] шуда.*

Шағолон, ки даъвои товус аз он шағол шуниданд, гуфтанд:

*Аз нишот аз мо карона кардаӣ,*
*Ин такаббур аз куҷо овардаӣ?*

Шағолҳо газофу бепоя будани даъвои он шағолро хуб дарёфта буданд ва ба сухани ӯ вақъе[366] намениҳоданд. Ва ба ӯ мегуфтанд: -Ҳоло, ки ранги товуси гулистон ба худ бастаӣ, оё бонги товусро низ дорӣ ё ҳамчунон зӯза мекашӣ?

Бад-ин сон расвову беобрӯ гардид.

*Хилъати товус ояд з-осмон,*
*Кай расӣ аз рангу даъвиҳо бад-он?*

Ин ҳикоят нақди ҳоли муддаиёни ёвагӯст, ки илме надоранд, аммо худро олим менамоёнанд, ё камоле надоранду худро комил нишон медиҳанд ва бандаи шайтонанд ва худро дар зумраи авлиё қарор медиҳанд:

*Гармӣ они авлиёву анбиёст,*
*Боз бешармӣ паноҳи ҳар дағост.*
*К-илтифоти халқ сӯйи худ кашанд,*
*Ки хушему аз дарун бас нохушанд.*

## МАРДИ ЛОФЗАН

Марде бенавову пуриддао ҳар бомдод саблати[367] худро бо дунбае чарб мекард ва дар ҷамъи тавонгарон ҳозир мешуду мегуфт: -Ман ғизои чарбу рангин хӯрдаам ва ниёзе ба ғизоҳои шумо надорам. Он гоҳ даст бар саблати

[365] *Иллиййин* – биҳишти аъло.
[366] *Вақъ* – эътибор.
[367] *Саблат // сабалат* - мӯйлаб.

худ мекашид, то таваҷҷӯҳи ононро ба саблати чарбаш ҷалб намояд:

*Дар миёни мунъимон[368] гуфтӣ, ки ман,*
*Лути чарбӣ хӯрдаам дар анҷуман.*
*Даст бар саблат ниҳодӣ дар навид,*
*Рамз, яъне сӯи саблат бингаред.*
*К-ин гувоҳи сидқи гуфтори ман аст,*
*В-ин нишони чарбу ширин хӯрдан аст.*

Аммо шиками холии ӯ бо забони ҳол фарёд бармеовард, ки чаро дурӯғ мегӯӣ, Худо он саблати чарби туро биканад:

*Лофи ту моро бар оташ барниҳод,*
*К-ин сабили чарби ту барканда бод.*

Агар он гадо дурӯғ намегуфту лоф намезад, чи басо раҳме ба ӯ мешуд:

*Гар набудӣ лофи зиштат, эй гадо,*
*Як кариме раҳм афкандӣ ба мо.*

Агар инсон, уюби[369] худро напӯшонад ва онҳоро китмон[370] накунад, чӣ басо табибе ӯро мудово намояд:

*В-ар намудӣ айбу каж кам бохтӣ,*
*Як табибе доруи ӯ сохтӣ.*

Чанд рӯзе бад-ин минвол гузашт, то он ки рӯзе гурбае меояд ва он пораи дунбаро мебарад. Кӯдаки хурдсоли марди фақир саросема меравад, ки ин хабар ба падари худ бирасонад. Падарро дар миёни ҷамъ гарми лофзанӣ меёбад ва билофосила мегӯяд: -Падарҷон, он дунбаро, ки ҳар рӯз саблатро бо он чарб мекардӣ, гурба рабурду бурд.

Марди лофзан худро мебозад ва хуззор,[371] ки

---

[368] *Мунъимон* – тавонгарон.
[369] *Уюб* – айбҳо.
[370] *Китмон* – пинҳон.
[371] *Хуззор* – ҳозирон.





ҳақиқатро дарёфтанд, шурӯъ карданд ба хандидан, аммо бар ӯ тараҳҳум карданд ва ғизое барояш фароҳам сохтанду сераш намуданд:

*Гуфт: -Он думба, ки ҳар субҳе бад-он,*
*Чарб мекардӣ лабону сиблатон.*
*Гурба омад, ногаҳонаш даррабуд,*
*Бас давидему накард он ҷаҳд суд.*
*Ханда омад ҳозиронро аз шигифт,*
*Раҳмҳошон боз ҷунбидан гирифт.*
*Даъваташ кардандгу сераш доштанд,*
*Тухми раҳмат дар заминаш коштанд.*

Дурӯғу лофи гизоф чандон намепояд ва хуршеди ҳақиқат ҳамеша зери абр пинҳон намемонад. Пас чи беҳтар, ки ростиву дурустӣ пеша кунем ва ҳаргиз худро ғайри он чи ҳастем, нанамоем:

*Ӯ чу завқи ростӣ дид аз киром,*
*Бе такаббур ростиро шуд ғулом.*

## ҶАВОБИ ФИРЪАВН

Фиръавн дар хоб дид, ки фарде ба дунё хоҳад омад, ки заволи мулкаш ба дасти ӯ хоҳад буд. Фиръавн ҳаросон гардид ва ҷараёнро бо хобгузорон дар миён ниҳод:

*Бо муаббир гуфту бо аҳли нуҷум:*
*-Чун бувад дафъи хиёлу хоби шум?*

Ҷумлаи хобгузорон гуфтанд: -Тадбире меандешему хатарро аз ту дафъ мекунем.

Шаби инъиқоди[372] нутфаи Мӯсоро маълум доштанд. Он гоҳ ҷумлагӣ гуфтанд: -Дар он рӯз худро дар малоъи ом[373] қарор деҳ ва бани Исроилро назди худ бихон ва ба онон эълом кун, ки метавонанд дар он рӯз бидуни ҳеҷ

---

[372] *Инъиқод* – пайдоиш, ташаккул ёфтан, таркиб ёфтан; баста шудан.
[373] *Дар малоъи ом* – дар назари мардум, дар байни анбӯҳи халқ.

монеъе ба ҳузури Фиръавн бирасанд ва чеҳраи ӯро, ки то он рӯз ҳаққи дидани онро надоштанд, руъят кунанд.

*Ки бурун оранд он рӯз аз пагоҳ,*
*Сӯи майдон, базму тахти подшоҳ:*
*-Ас-сало, эй ҷумла исроилиён,*
*Шоҳ мехонад шуморо з-он макон.*
*То шуморо рӯ намояд бе ниқоб,*
*Бар шумо эҳсон кунад баҳри савоб.*

Бани Исроил ҳаққи дидани чеҳраи Фиръавнро надоштанд ва муваззаф[374] буданд ҳар гоҳ Фиръавн аз канори онҳо убур мекунад, рӯи замин хобида, сурат[375] бар хок гузоранд. Аз ин рӯ, бо шунидани ин хабар масрур[376] шуданд ва бо шӯру нишот ба майдони шаҳр даромаданд, то рухсори Фиръавнро бепарда бубинанд.

Оре, одамӣ бар он чи аз он мамнӯъ ва маҳрум аст, бас ҳарису хирасар аст:

*Будашон ҳирси лиқои мумтанеъ,*
*Чун ҳарис аст одамӣ фӣ момунеъ.*[377]

Фиръавн бо ин ҳила ҳамаи исроилиёнро дар майдони шаҳр ҷамъ овард, ба онон ҳадяҳо доду некиҳо кард ва он гоҳ дастур дод, ки ҳамагӣ он шабро дар ҳамон майдон бихуспанд. Бани Исроил ба гӯши ҷон пазируфтанд ва бад-ин сон Фиръавн тавонист он шаб занони бани Исроилро аз мардонашон ҷудо созад ва монеъ аз наздикии онон ва инъиқоди нутфае дар миёни онон шавад.

Фиръавн бо сурури фаровон сӯи қасри худ бозгашт ва ҳангоми бозгашт Имронро, ки ӯ низ аз бани Исроил буд, аммо назди Фиръавн бисёр муқаррабу[378] хизонадор ӯ буд, бо худ бурд ва ба ӯ супориш кард, ки бояд дар дарбор

[374] *Муваззаф* – вазифадор.
[375] *Сурат* – зоҳир; ҷисм.
[376] *Масрур* – шоду хурсанд, хушҳол.
[377] *Фӣ момунеъ* – дар он чи мамнӯъ аст.
[378] *Муқарраб* – наздик.





бихобад ва набояд назди ҳамсараш биравад:

*Гуфт: -Эй Имрон! Бар ин дар хусп ту,*
*Ҳин, марав сӯи зану сӯҳбат маҷӯ.*

Фиръавн рафт ва Имрон дар ҳамон даргоҳ хобид. Аммо нимаҳои шаб ҳамсараш барои дидани ӯ омад. Имрон гуфт: -Чаро ин ҳангом ба ин ҷо омадӣ?

Гуфт: Аз шавқ ва тақдири Худо:

*Гуфт Имрон: -Ин замон чун омадӣ?*
*Гуфт: -Аз шавқу қазои эзадӣ.*

Омезиш сурат гирифт ва нутфаи Мӯсо дар канори тахти Фиръавн мунъақид шуд:[379]

*Ҷуфт шуд бо ӯ, амонатро супурд,*
*Пас бигуфт: -Эй зан, на ин корест хурд.*
*Оҳане бар санг зад, зод оташе,*
*Оташе аз шоҳу мулкаш кинкаше.*

## ТАРСИ ФИРЪАВН АЗ БОНГИ МАРДУМОН

Дар ҳамин ҳангом буд, ки ғиреву фарёди мардум ба гӯш расид. Фиръавн бимнок аз хоб парид, побараҳна берун давид ва пурсид: -Ин фарёдҳоро сабаб чист?

*Шоҳ аз он ҳайбат бурун ҷаст он замон,*
*Побараҳна, к-ин чӣ гулгулҳост? Ҳон?*
*Аз сӯи майдон чӣ бонг асту гирев?*
*К-аз ниҳебаш мерамад ҷинниву дев.*

Имрон гуфт: -Амри шод баланд бод, садои суруру шодмонии бани Исроил аст, ки чашмашон ба ҷамоли шумо рӯшан шуда ва аз эҳсонҳои шумо баҳраманд гаштаанд:

*Аз атои шоҳ шодӣ мекунанд,*
*Рақс меоранду кафҳо мезананд.*

[379] *Мунъақид шуд* - таркиб ёфт.

Фиръавн ҳамчунон тарсон буд ва қарору ором надошт ва монанди зани ҳомила ба вақти зоймон[380] рафтуомад мекард.

*Пеш меомад, сипас мерафт шаҳ,*
*Ҷумла шаб, ӯ ҳамчу ҳомил вақти заҳ.*

Дар воқеъ, сабаби он фарёдҳову ғаревҳо он буд, ки бани Исроил ситораи интиқоли Мӯсо ба раҳми модарро дар осмон дида буданд ва аз он рӯ фарёди шодӣ сар медоданд, зеро:

*Ҳар Паёмбар, ки дарояд дар раҳим,*
*Наҷми ӯ бар чарх гардад мунтаҷим.*[381]

Фиръавн ором нагирифт. Имронро ба майдон фиристод, то сабаби он фарёдҳоро ҷустуҷӯ кунад.

*Ронд Имрон ҷониби майдону гуфт:*
*-Ин чӣ ғулғул буд? Шоҳаншаҳ нахуфт.*

Имрон рафту иллатро донист ва Фиръавнро аз он мутталеъ[382] сохт. Фиръавн мунаҷҷимонро ҳозир кард ва ононро сахт итоб намуд, ки ин чӣ тадбир буд, ки сарвати маро бар бод дод ва суде набахшид. Имрон низ қиёфае ҳақ ба ҷониб ва андӯҳгин гирифта буд ва аз сӯи шоҳ мунаҷҷимонро сарзаниш мекард:

*Хештанро туршу ғамгин сохт ӯ,*
*Нардҳои божгуна бохт ӯ.*
*Гуфташон: -Шоҳи маро бифрефтед?*
*Аз хиёнат в-аз тамаъ нашкефтед.*
*Сӯйи майдон шоҳро ангехтед,*
*Обрӯи шоҳи моро рехтед.*
*Шоҳ ҳам бишниду гуфт: -Эй хоинон,*
*Ман баровезам шуморо беамон.*
*Хешро дар мазҳака андохтам,*
*Молҳо бо душманон дарбохтам.*

Фиръавн мунаҷҷимонро бисёр таҳдид кард ва онон

[380]*Зоймон* – зодан, вазъи ҳамл.
[381]*Мунтаҷим* – рӯшан, тобон.
[382]*Мутталеъ* – огоҳ, хабардор.





бар ҷони худ тарсиданд. Ба Фиръавн ваъда доданд, ки мо барои ҷуброни ин хато рӯзи валодати Мӯсоро ба даст меоварем ва ба ту мегӯем, то дар он рӯз ӯро ҳалок гардонӣ ва мулки худро аз осеби ӯ бираҳонӣ.

*Фавт шуд аз мову ҳамлаш шуд падид,*
*Нутфааш ҷасту раҳим - андар хазид.*
*Лек истиғфори ин рӯзи вилод,*
*Мо нигаҳ дорем, эй шоҳу қубод.*
*Рӯзи мелодаш расад, бандем мо,*
*То нагардад фавту наҷҷад ин қазо.*
*Гар надорем ин нигаҳ, моро бикуш,*
*Эй ғуломи рои ту афкору ҳуш.*

Шоҳ дар интизори рӯзи мавъуд[383] нишаст. Чун нӯҳ моҳ гузашт, занонро ба майдони шаҳр даъват карданду гуфтанд: -Имрӯз бахт ба шумо рӯй овардааст, ҳар зане, ки дар ин моҳ бача овардааст, ба майдон биёяд, то аз ҳадоёи шоҳ баҳраманд шавад. Ба ин ҳила ҳамаи занони бани Исроилро ба майдони шаҳр кашонданд:

*Он занон бо тифлакон берун шуданд,*
*Шодмон то хаймаи шаҳ омаданд.*
*Ҳар зани навзода берун шуд зи шаҳр,*
*Сӯйи майдон, ғофил аз дастону қаҳр.*

Вақте ҳамаи занон бо навзодони худ дар майдон ҷамъ омаданд, навзодони писарро аз модарашон ҷудо сохтанд ва он гоҳ якояки ононро сар буриданд:

*Чун занон ҷумла бад-ӯ гирд омаданд,*
*Ҳар чӣ буд он нар, зи модар бистаданд.*
*Сар буридандаш, ки ин аст эҳтиёт,*
*То нарӯяд хасму н-афзояд хубот.*[384]

Аммо дар он миён зани Имрон, ки ӯ низ Мӯсоро ҳамроҳи худ то наздики майдон оварда буд, баргашт ва Мӯсо аз фитна ҷон ба саломат бурд:

[383]*Рӯзи мавъуд* – рӯзе, ки дар он зани ҳомила бояд зояд.
[384]*Хубот* – девонагӣ, парешонҳолӣ.

*Худ зани Имрон, ки Мӯсо бурда буд,*
*Доман андарчид аз он ошӯбу дуд.*

Он гоҳ Фиръавн занони қобиларо барои ҷосусӣ ба хонаҳои бани Исроил фиристод. Занони ҷосус ба Фиръавн хабар доданд, ки дар хонаи модари Мӯсо кӯдаке аст, аммо модараш доност ва қасди моро медонад ва кӯдакро аз мо дур медорад. Маъмурони Фиръавн ба он хона рехтанд,[385] то кӯдакро биёбанд, аммо модари Мӯсо ӯро даруни танӯр андохт:

*Зан ба ваҳй андохт ӯро дар шарар,*
*Бар тани Мӯсо накард оташ асар.*

Маъмурон дасти холӣ хонаро тарк гуфтанд. Ҷосусҳо гуфтанд: -Дубора биравед ва он хонаро хуб тафтиш кунед, ҳатман дар он хона кӯдаке хоҳед ёфт.

Аммо ин бор ба модари Мӯсо ваҳй шуд, ки фарзандро даруни об бияфкан ва ба Худо умедвор бошу бетобӣ макун, ки ман ӯро дубора ба ту хоҳам расонд.

*Боз ваҳй омад, ки дар обаш фиган,*
*Рӯй дар уммед дору мӯ макан.*
*Дарфиган дар Нилашу кун эътимед,[386]*
*Ман туро бо вай расонам рӯсапед.*

Модар Мӯсоро дар занбиле[387] ниҳоду ба об афканд. Навзод рӯи рӯдхонаи Нил ба ҳаракат даромаду рафт, то ба соҳили қасри Фиръавн расид. Ҳамсари Фиръавн ӯро аз оби наҳре, ки аз Нил муншаъиб[388] мешуд ва аз канори ҳаёти қаср мегузашт, гирифт. Аз ҳамон лаҳза, ки ӯро дида буд, меҳраш ба дилаш чунон нишаста буд, ки гӯё фарзанди худи ӯст. Ӯ фарзанд надошт, пас давон - давон ӯро назди Фиръавн бурд ва ба исрор аз ӯ хост, ки ӯро ба унвони фарзанд бипазирад.

[385]*Рехтан* – ин ҷо ба маънии ворид шудан.
[386]*Эътимед* – имолаи эътимод.
[387]*Занбил* – сабад.
[388]*Муншаъиб* – ҷудо.





Фиръавн гуфт: -Охир аз куҷо омадааст? Шояд фарзанди яке аз ҳамон исроилиён бошад, ки мунаҷҷимон мегӯянд дар ҳамин рӯзҳо ба дунё меояд ва моро нобуд мекунад.

Ҳамсари Фиръавн гуфт: -Фарзандони писарро, ки ҷосусони ту дар ҳамон замони валодат мекушанд! Ин ҳам, ки навзоде ширхор беш тар нест.

Фиръавн низ, ки худ дилбохтаи он кӯдак шуда буд, пазируфт. Кӯдакро гирифтанд ва ӯро фарзандхондаи худ қарор доданд. Ва бад-ин сон Фиръавн душмани худро дар остин парваронд.

*Садҳазорон тифл мекушт ӯ бурун,*
*Мӯсӣ андар садри хона, дар дарун.*
*Аз ҷунун мекушт ҳар ҷо буд ҷанин,*
*Аз ҳиял он кӯрчашми дурбин.*

Макри Фиръавн аждаҳо буд, аммо макри Илоҳӣ, ки ҳазорчандон қавитар аз макри Фиръавн буд, ӯ ва ҳамаи давлаташро дар коми худ фурӯ бальид:

*Аждаҳо буд макри Фиръавни ануд,[389]*
*Макри шоҳони ҷаҳонро хӯрда буд.*
*Лек аз ӯ фиръавнтар омад падид,*
*Ҳам варо, ҳам макри ӯро даркашид.*
*Аждаҳо буду асо шуд аждаҳо,*
*Ин бихӯрд онро ба тавфиқи Худо.*

Агар ҳилаҳову чорасозиҳои мардумон аждаҳо ҳам бошад, пеши қудрати Илоҳӣ ҳеҷ аст:

*Ҳилаҳову чораҳо гар аждаҳост,*
*Пеши «иллаллоҳ» онҳо ҷумла «ло»-ст.*

Гумон мабар, ки ин ҳолатҳо танҳо дар Фиръавн аст ва ту аз онҳо муназзаҳӣ,[390] ту низ агар он қудрату сарватро меёфтӣ, чи басо аз Фиръавн бадтар мекардӣ:

*Он чӣ дар Фиръавн буд, он дар ту ҳаст,*
*Лек аждарҳот маҳбуси чаҳ аст.*

[389]*Ануд* – ситезанда, гумроҳ.
[390]*Муназзаҳ* – покиза, пок.

*Эй дарег, ин ҷумла аҳволи ту аст,*
*Ту бар он Фиръавн бархоҳиш баст.*
*Гар зи ту гӯянд, ваҳшат зоядат,*
*В-ар зи дигар, осон бинмоядат.*

## АЖДАҲОИ ХУФТА

Моргир барои гирифтани мор роҳии кӯҳсорон шуд. Пас аз паймудани роҳе тӯлонӣ ба аждаҳои бузург бархӯрд, ки дар миёни барфҳо мурда менамуд:

*Ӯ ҳамеҷустӣ яке море шигарф,*
*Гирди кӯҳистон дар айёми барф.*
*Аждаҳое мурда дид он ҷо азим,*
*Ки дилаш аз шакли ӯ шуд пур зи бим.*

Моргир ҳавои он дошт, ки морро барои тамошои мардумон ба намоиш гузорад ва ононро дучори эъҷобу шигифтӣ кунад, ғофил аз он, ки вуҷуди одамӣ худаш пур аз аносири ҳайратзост. Чаро одам, ки чун кӯҳе азим аст, бояд мафтуни море шавад:

*Одамӣ кӯҳест, чун мафтун шавад?*
*Кӯҳ андар мор ҳайрон чун шавад?*
*Хештан нашнохт мискин одамӣ,*
*Аз фузунӣ омаду шуд дар камӣ.*

Дар ҳар ҳол аждаҳои хуфтаро гирифт ва ҳамроҳи худ ба Бағдод овард, то маъракае бисозаду мардумонро дар ҳайрат фурӯ барад.

Моргири бенаво аждаҳоро мурда мепиндошт ва аз ин рӯ, хиёлаш комилан осуда буд, ғофил аз он, ки ӯ зинда аст ва дар асари сармо беҳиссу ҳол шудааст:

*Ӯ ҳаме мурда гумон будаш, валек*
*Зинда буду ӯ надидаш нек-нек.*
*Ӯ зи сармоҳову барф афсуда буд,*
*Зинда буду шакли мурда менамуд.*

Моргир канори рӯди Даҷла маъракае барпо кард ва мардум гирдаш ҷамъ омаданд ба гунае, ки ҷои сӯзан





андохтан ҳам набуд ва ҳамчунон бар издиҳом ҷамъият афзуда мешуд ва ҳамагӣ бо тааҷҷуб ба он аждаҳои ба зоҳир мурда менигаристанд. Албатта моргир, маҳзи эҳтиёт, ӯро ба банд кашида буд, то хатаре ӯро таҳдид накунад.

Дар ин фосила хуршеди гарми саҳро бадани аждаҳоро гарм кард ва аждаҳо ба ҳаракат даромад, бандҳоро пора кард ва ба ин сӯву он сӯ ҷаст. Мардум аз тарс по ба фирор гузоштанд ва ба хотири касрати[391] ҷамъият теъдоди зиёде зери дасту по захмӣ шуданд. Аждаҳо ба сӯи моргир ҳамлавар шуд ва ӯро дар коми худ фурӯ бурд:

*Моргир аз тарс бар ҷо хушк гашт,*
*Ки чӣ овардам ман аз кӯҳсору дашт?*
*Аждаҳо як луқма кард он гиҷро,*
*Саҳл бошад хунхӯрӣ Ҳаҷҷоҷро.*[392]

Эй бародар! Нафси аммораи[393] ту ҳамон аждаҳои хуфта аст, ки ту онро мурда мепиндорӣ, аммо ба вақти тобиши гармо молу қудрат чунон ба ҷунбиш дарояд ва туро дар ком барад, ки тасаввурашро ҳам намекардӣ. Нафси аммораро то хобидааст, бояд чора кард, вагарна ба вақти бедорӣ аз ӯҳдаи ӯ барнаёӣ:

*Нафсат аждарҳост, ӯ кай мурда аст?*
*Аз ғаму беолатӣ афсурда аст.*
*Кирмак аст он аждаҳо аз дасти фақр,*
*Пашшае гардад зи ҷоҳу мол сақр.*[394]
*Аждаҳоро дор дар барфи фироқ,*
*Ҳин, макаш ӯро ба хуршеди Ироқ.*
*То фисурда мебувад он аждаҳот,*
*Луқмаи ӯйӣ, чу ӯ ёбад наҷот.*
*Мот*[395] *кун ӯрову эмин шав зи мот,*
*Раҳм кам кун, нест ӯ з-аҳли силот.*[396]

---

[391] *Касрат* – бисёрӣ, зиёдӣ.
[392] *Ҳаҷҷоҷ* – амири золим, ки ҳафтод ҳазор касро ба ноҳақ куштааст.
[393] *Нафси аммора* – хоҳиш ва тақозои табиати инсон ба лаззатҳои нафсонӣ.
[394] *Сақр* – боз, шоҳин ва монанди он аз парандагони шикорӣ.
[395] *Мот* – мағлуб.
[396] *Силот* - ҷамъи сила, ба маънии ато ва бахшиш.

# МӮСО ДАР БАРОБАРИ ФИРЪАВН

[Овардем, ки Фиръавн саранҷом Мӯсоро ба унвони фарзанд назди худ нигоҳ дошт. Хоҳари Мӯсо, ки дар дарбор аз надимаҳои ҳамсари Фиръавн буд, дида буд, ки сабади ҳомили Мӯсо дар шохаҳои наҳре афтод, ки яке рост ба қасри Фиръавн мерафт. Баргашт ва худро ба қаср расонид. Аз дур дид, ки ҳамсари Фиръавн ӯро гирифт. Ҳам Фиръавн ва ҳам ҳамсараш бар он буданд, ки дояе биёбанд, то кӯдакро шир бидиҳад. Аммо Мӯсо пистони ҳеч як аз занони бачадор ва ё ҳатто занони исроилиро, ки бачаҳояшонро ба тозагӣ кушта буданд, ба даҳон намегирифт; сар бармегардонд ва ҳамчунон аз гуруснагӣ зор мегирист. Ҳамсари Фиръавн калофа[397] шуда буд: -Охир коре бикунед.

Хоҳари Мӯсо, ки аз дур авзоъро зери назар дошт, пеш рафту гуфт: -Модари ман, ки ба тозагӣ фарзанди худро аз даст дода, бисёр хушшир аст. Фарзандони ҳамсояҳо ҳама пистони ӯро мегиранд. Иҷоза медиҳед ӯро садо кунам?

-Бирав, фавран ӯро биёр.

Модари Мӯсоро оварданд ва ӯ фарзандро дар оғӯш гирифт. Кӯдак, ки бӯи модарро мешинохт ва то чанд соат пеш дар оғӯши ӯ буд ва маҳзи он ки дар оғӯши ӯ қарор гирифт, ором ёфт ва бо валаъи[398] хандаангез ба хӯрдани шир пардохт. Хоҳараш дар ҳоле, ки дар он чашмони муштоқ ва оромёфтаи ҳамсари Фиръавн менигарист, гуфт: -Нагуфтам модарам хушшир аст? Бубинед, чӣ гуна бо ҳирсу оромиш шири ӯро мехӯрад, тифлак ангор аз

[397] *Калофа шудан* - монанди калоба сардаргум кардан, гиҷ кардан; сахт нороҳат кардан.

[398] *Валаъ* – ҳавову ҳавас; ҳирс.





пистони модари худ шир мехӯрад!

Солҳо гузашт, Мӯсо ҷавони рашид[399] шуд ва ба хотири ҳаводисе,[400] ки барояш пеш омад, аз Миср ба Мадян гурехт. Дар Мадян бо Шуъайб ошно шуд ва яке аз духтарони ӯро ба ҳамсарӣ гирифт ва даҳ сол барои ӯ кор кард. Дар поёни даҳ сол Мӯсо гӯсфандони зиёде барои худ фароҳам карда буд ва инак, тасмим дошт, ки ба ватан бозгардад.

Роҳи бозгашт аз биёбони Тури Сино мегузашт ва дар ҳамин саҳро Мӯсо роҳро гум кард. Ҳамсараш обистан буд ва шаб бисёр сард. Гӯсфандони анбӯҳ ва ҳамроҳонаш хаста буданд ва бими ҳамлаи гург ва ҳайвоноти даранда мерафт. Мӯсо ҳеч оташе ба ҳамроҳ надошт, то дастикам[401] ҳамсари обистанашро гарм кунад. Дар он зулмоту сармо ногаҳон аз дур шӯълае дид. Ба ҳамсару ҳамроҳони дигари худ гуфт: -Ҳар тавре ҳаст, ҳамин ҷо бимонед. Ман оташе мебинам, шояд битавонам хабаре аз роҳ ба даст оварам ва ё дастикам оташе фароҳам кунам ва шуморо аз сармо наҷот диҳам.

Мӯсо бо чӯбдасте, ки ба он барои гӯсфандонаш аз дарахтҳо барг метаконд ва онҳоро бо он ба пеш меронд, шитобон ба сӯи нуре, ки мепиндошт оташ аст, пеш рафт.

Ногаҳон аз дарахте, ки нур аз он сотеъ[402] буд, овое ваҳмангез, аммо зулолу ширин, бо танине осмонӣ баромад, ки: -Эй Мӯсо! Ҳамоно ман Аллоҳ Парвардигори оламиёнам!

[399] *Рашид* – баркамол.

[400] *Ҳаводис* – ҳодисаҳо.

[401] *Дастикам* – ақаллан.

[402] *Сотеъ* – дурахшон.

Мӯсо ҳамон ҷо ба рисолат мабъус[403] шуд ва фармон ёфт ба сӯи Фиръавн озим[404] шавад.

Парвардигор фармон дода буд, ки Мӯсо ҳаққи тарбияту нигаҳдории Фиръавнро аз ӯ дар кӯдакӣ ба ҷо оварад ва бо ӯ ба нармӣ сухан гӯяд ва рисолати худро бо ӯ ба тадриҷ гузорад.

Аммо рафтори нарми Мӯсо дар Фиръавн асаре набахшид ва дар ҷавоби Мӯсо гуфт: -Агар дар бани Исроил каси дигаре бо ман чунин мегуфт, ҷои шигифтӣ набуд, аммо ту чаро чунин мегӯӣ? Оё ба хотир намеоварӣ, ки ту дар домани ман бузург шудаӣ ва бар суфраи ман нон хӯрдаӣ?

Мӯсо: -Аммо бидон, ки вуруди ман ба хонаи ту бар асари ситами худи ту буд. Агар ту фарзандони бани Исроилро намекуштӣ, модарам ночор намешуд маро ба об биспорад ва Худованд маро ба хонаи ту раҳнамун намешуд. Пас миннате бар ман надорӣ. Ва имрӯз Худованд неъматро бар ман тамом кард ва бо эъҷозу паёмбарӣ ба сарзамини худ ва ба даъват назди ту бозгаштам ва туро ба тоат аз Раббилоламин мехонам.

Фиръавн: -Ин Раббилоламин дигар кист?

Мӯсо: -Парвардигори ту ва ниёкони ту ва Парвардигори ҳамаи офаридагон, касе ки ҳамаи мавҷудотро офаридааст ва ҳамаи осмону заминро.

Фиръавн: -Ҳеҷ касе аз ман қудратмандтар нест, агар ҷуз ман касеро маъбуд бидонӣ, туро ба дор хоҳам овехт.

Мӯсо: -Ман дар ҳимояти Парвардигори худ ҳастам ва аз таҳдиди ту наметарсам, аммо аз ту мепурсам, ки агар ман муъҷизае ошкор биёварам, ки тардиде ба ҷой нагузорад, боз ҳам маро таҳдид хоҳӣ кард?

Фиръавн: -Агар рост мегӯӣ, биёвар.

[403]*Мабъус* - барангехта.
[404] *Озим* – раҳсипор.





Мӯсо нигоҳе ба дарбориёни Фиръавн кард ва сипас асои худро ба замин афканд. Ногаҳон море чунон азиму даҳшатнок шуд, ки Фиръавн аз тарс ба худ ларзид, аммо худро набохт ва пурсид: -Мӯъҷизаи дигар чӣ дорӣ?

Мӯсо даст дар гиребон бурду бадар овард ва нуре чунон рӯшан аз дасти ӯ дурахшид, ки метавонист то уфуқҳои дур ҳамаи ҷоро рӯшан ва чашмҳоро хира кунад.

Фиръавн ҳамчун ҳар қудратманди худкомаи дигар аз хоби сангини кибру нахват[405] бедор нашуд ва аз он ҷо, ки ҳам худ ва ҳам дигаронро мефирефт, фарёд зад: -Ӯ ҷодугар аст ва ман дар миёни пайравони худ беҳтар аз ӯ дорам.][406]

Фиръавн аз Мӯсо мехоҳад, ки чиҳил рӯз ба ӯ мӯҳлат диҳад, то ӯ соҳирони худро гирд оварад ва онон бо Мӯсо ба муъораза[407] пардозанд:

*Ҷамъ орам соҳирони даҳрро,*
*То ки ҷаҳли ту намоям шаҳрро.*
*Ин нахоҳад шуд ба рӯзеву ду рӯз,*
*Мӯҳлатам деҳ то чиҳил рӯзу тамуз.*

Мӯсо гуфт: -Иҷозаи ин кор бо ман нест ва Худованд маро фармон надода, ки ба ту мӯҳлат диҳам:

*Гуфт Мӯсо: -Ин маро дастур нест,*
*Бандаам, имҳоли[408] ту маъмур нест.*

Фиръавн гуфт: -Бояд ба ман мӯҳлат диҳӣ.

Дар ин ҳангом Худованд ба Мӯсо ваҳй кард, ки ӯро мӯҳлат деҳ, то ҳар макре мехоҳад, дарандозад ва ҳеҷ ба худ бим роҳ надеҳ, ки мо пуштибони ту ҳастем:

[405]*Нахват* – худпарастӣ, такаббур.
[406]Ин қисматро муаллиф аз китоби «Достони паёмбарон», навиштаи Алӣ Мусавии Гарморудӣ афзудааст.
[407]*Муъораза* – рӯ ба рӯ шудани ду ҳариф; мубохиса, баҳс.
[408]*Имҳол* – мӯҳлат додан, ба таъхир андохтан.

*Ҳақ таъоло ваҳй кардаш дарзамон:*
*«Мӯҳлаташ деҳ муттасеъ,[409] маҳрос аз он.*
*Ин чиҳил рӯзаш бидеҳ мӯҳлат ба тавъ,[410]*
*То сиголад макрҳо ӯ навъ-навъ.»*

Мӯсо ба ӯ фурсат дод, то барои рӯзи мавъуд соҳирони худ фаро хонад. Он гоҳ аз қасри Фиръавн хориҷ шуд ва аждаҳое баромада аз асои Мӯсо, низ дар пайи ӯ мерафт:

*Ӯ ҳамешуд, в-аждаҳо андар ақиб,*
*Чун саги сайёд донову муҳиб.*

Ҳар гоҳ Мӯсо гӯшаи даҳони он аждаҳоро мегирифт, дубора ба асо табдил мешуд.

Чун Мӯсо аз дарбори Фиръавн берун шуд, Фиръавн мушовирону огоҳони дарбори худро фаро мехонад ва барои дафъи хатари Мӯсо аз онон чораҷӯӣ мекунад. Саранҷом қарор бар ин мешавад, ки ҳамаи соҳирони моҳиру чирадастро[411] гирд оваранд. Маъмурони Фиръавн ба нуқоти[412] мухталифи Миср меравшанд ва ба ҷустуҷӯ мепардозанд ва билохира ду ҷавони соҳирро меёбанд, ки дар кори соҳирӣ беназир буданд. Паёми Фиръавнро ба он ду мерасонанд ва аз Мӯсо ва хисоли[413] ӯ шаммае бозмегӯянд.

Он ду соҳир дар андеша мераванд ва ҳолае[414] аз меҳру тарс дар дилашон партав меафканад. Саранҷом тасмим мегиранд назди қабри падари худ, ки соҳири чирадаст буд, бираванд ва аз ӯ дар бораи Мӯсо пурсиш кунанд, ки оё воқеан Паёмбар аст ё он ки соҳири бомаҳорат мебошад.

Падар ба онҳо мегӯянд: -Гарчи ҳақиқатро медонам, наметавонам онро сареҳу[415] бепарда бигӯям, аммо роҳеро

[409]*Муттасеъ* – фарох, кушод.
[410]*Тавъ* – хоҳиш, майлу рағбат.
[411]*Чирадаст* - забардаст, голиб; моҳир.
[412]*Нуқот* – гӯшаҳо.
[413]*Хисол* – хислатхо.
[414]*Ҳола* – қарор ва ором; ранг.
[415]*Сареҳ* – равшану ошкор.





ба шумо нишон медиҳам, ки битавонед ҳақиқатро дарёбед. Назди Мӯсо равед ва ҳангоме, ки ӯ хоб аст, асои ӯро бирабоед. Агар тавонистед онро бидуздед, бидонед ӯ ҷодугар аст ва агар натавонистед онро бидуздед, бидонед, ки ӯ Паёмбари Илоҳист ва ҳаргиз натавонед бар ӯ ғолиб шуд:

*Бонг зад, к: -Эй ҷону фарзандони ман,*
*Ҳаст пайдо гуфтан инро муртаҳан.[416]*
*Фошу мутлақ гуфтанам дастур нест,*
*Лек роз аз пеши чашмам дур нест.*
*Лек бинмоям нишоне бо шумо,*
*То шавад пайдо шуморо ин хафо.*
*Он замон, ки хуфта бошад он ҳаким,*
*Он асоро қасд кун, бигзор бим.*
*Гар бидуздиву тавонӣ, соҳир аст,*
*Чораи соҳир бари ту ҳозир аст.*
*В-ар натонӣ, ҳону ҳон! Он Эзадист,*
*Ӯ расули зулҷалолу муҳтадист.[417]*

Пас он ду соҳир ба роҳ афтоданд ва Мӯсоро зери дарахти хурмое хуфта ёфтанд. Оҳиста болои сари ӯ омаданд ва ҳанӯз ба асои Мӯсо даст назада буданд, ки асо ба ҷунбиш даромад. Он ду аз тарс дучори бухту[418] ҳайрат шуданд. Он гоҳ асо ба шакли аждаҳо даромад ва ғурришкунон ба он ду ҷавони соҳир ҳамлавар шуд.

Он ду ҷавон по ба фирор гузоштанд ва ҳолашон вахим[419] шуд ва донистанд, ки Мӯсо Паёмбари Худост. Аз ин рӯ касеро назди ӯ барои шафоат фиристоданду узрҳо хостанд ва ба ӯ гаравиданд.

*Афв карду дар замон некӯ шуданд,*
*Пеши Мӯсо бар замин сар мезаданд.*
*Гуфт Мӯсо: -Афв кардам, эй киром,*
*Гашт бар дӯзах тану ҷонтон ҳаром.*

[416]*Муртаҳан* – дар гарав гузошташуда.
[417]*Муҳтадӣ* – ҳидояткунанда.
[418]*Бухт* – тааҷҷуб.
[419]*Вахим* – ногувор, хатарнок.

*Пас заминро бӯса доданду шуданд,*
*Интизори вақту фурсат мебуданд.*

Саранҷом рӯзи мавъуд фаро расид. Ҳамаи соҳирон аз шаҳрҳои хавма[420] ба хидмати Фиръавн шитофтанд. Ӯ низ ба онҳо хилъатҳои гаронбаҳову пул ва аспу ғулом бахшиду гуфт: -Агар дар мусобиқа баранда шавед, фаровон ба шумо хоҳам бахшид ва назди ман муқарраб хоҳед буд.

Онҳо низ қавли зафару пирӯзӣ ба Фиръавн доданд:

*Пас бигуфтандаш: -Ба иқболи ту шоҳ,*
*Ғолиб оему шавад кораш табоҳ.*
*Мо дар ин фан сафдарему паҳлавон,*
*Кас надорад пойи мо андар ҷаҳон.*

[Мардум ҳамагӣ гирд омаданд ва соҳирон ҷумлагӣ дар майдони озмун ҳозир шуданд. Соҳирон ҳар чи аз найрангу ҷоду доштанд, ба майдон оварданд, ба гунае, ки анбӯҳи азими мардуми кунҷков саҳнаро анбошта аз тӯдаи бузург аз ресмонҳо ва васоили сеҳру афсун ва ҷодуву шуъбада диданд. Онҳо ба Мӯсо гуфтанд: -Оё ту оғоз мекунӣ ё мо шурӯъ кунем.

Мӯсо гуфт: -Шумо шурӯъ кунед.

Онон ба якбора дар васоилу абзори худ афсун дамиданд ва ногаҳон ба назар омад, ки ҳазорон мори афъӣ дар майдон ба сӯи Мӯсо меоянд. Наздик буд тарс дар дили Мӯсо роҳ ёбад, вале Парвардигори тавоно ба ӯ оромиш ато фармуд. Сипас Мӯсо асои худро фурӯ афканд, ногох море чунон азим падидор шуд, ки шӯълаи нигоҳи ҳаросангезаш дили шерро об мекард; бадани печопечу ситабр[421] дошт, ки ҳар бинандаеро ба ваҳшат меандохт. Он гоҳ ба амри Ҳақ даҳон кушод ва ҳамаи он морҳои ҷодуиро як ҷо фурӯ балъид.

Соҳирон чун аз ҳақиқати кори хеш огоҳ буданд, аз ҳар

[420]*Хавма* – атроф.
[421]*Ситабр* – ғафс; дурушт.





каси дигар зудтару беҳтар донистанд, ки масъалаи асои Мӯсо як шуъбада ё ҷоду нест ва морафсои[422] ин мор Худост. Онон ба яқин расида ва ҳақро аз ботил бозшинохта буданд. Пас яксадо ба Худои Мӯсо имон оварданд.][423]

## ФИЛ ДАР ТОРИКӢ

Шаб буд, мардуми аз Ҳинд омада бо худ филе оварда буданд. Филро дар тавилае ҷо доданд. Хабари омадани фил ба шаҳр мӯҷиб шуд ҷамъе ба иштиёқи дидани ин ҳайвони ноошно, ки то кунун фақат номе аз он шунида буданд, аммо шаклу шамоили онро надида буданд, равонаи тавила шуданд. Аз он ҷо, ки торикӣ саросари тавиларо пӯшонда буд, касе наметавонист онро бубинад, танҳо метавонистанд бадани ӯро ламс кунанд.

Ҳар кас ба қисмате аз бадани фил даст мекашид ва филро ба гунае тасаввур мекард:

*Он якеро каф ба хартум уфтод,*
*Гуфт: «Ҳамчун новадон аст ин ниҳод».*[424]
*Он якеро даст бар гӯшаш расид,*
*Он бар ӯ чун бодбизан шуд падид.*
*Он якеро каф чу бар пояш бисуд,*
*Гуфт: «Шакли пил дидам чун амуд».*
*Он яке бар пушти ӯ бинҳод даст,*
*Гуфт: «Худ ин пил чун тахте будаст».*

Он касе, ки даст бар хартуми фил кашида буд, гуфт: «Фил шабеҳи новадон аст», дигарӣ, ки даст бар гӯши ӯ кашида буд, гуфт: «Монанди бодбизан аст», севвумӣ, ки пойи филро ламс[425] карда буд, гуфт: «На, бобо, монанди

[422]*Морафсо* – афсунгар.
[423]Достони паёмбарон, с. 148.
[424]*Ниҳод* – шакл, қадду қомат.
[425]*Ламс* – палмосидан, даст расонида дарк намудан.

сутун аст» ва чаҳорумӣ, ки пушти ӯро навозиш карда буд, гуфт: «Фил шабеҳи тахт аст».

Ҳамаи онҳо ба ҷузъе аз ҳақиқат расида буданд, аммо тасвирашон аз кулли ҳақиқат, ҳамон ҷузъе буд, ки ёфта буданд ва аз ин рӯ бо ҳам ихтилофи назар доштанд. Дидгоҳҳои мухталиф мӯҷиби ихтилоф дар қазоват мешуд. Агар ҳар як аз онҳо шамъе дар даст дошт ва фил дар партави нури он дида мешуд, дигар ихтилофе миёни онҳо воқеъ намешуд.

*Аз назаргаҳ гуфташон шуд мухталиф,*
*Он яке «дол»-аш лақаб дод, ин «алиф».*
*Дар кафи ҳар кас агар шамъе будӣ,*
*Ихтилоф аз гуфташон берун шудӣ.*

Идрокоте, ки тавассути ҳавос барои инсон ҳосил мешавад, монанди идрокест, ки бо ламс кардан барои он афрод ҳосил шуда буд ва ҳаргиз наметавонад кулли ҳақиқатро ҷилвагар намояд:

*Чашми ҳис ҳамчун кафи даст асту бас,*
*Нест кафро бар ҳама(й) ӯ дастрас.*

Дар ин ҳикояти тамсилӣ фил киноя аз Ҳақиқати мутлақ (Худои мутаъол) ва торикӣ киноя аз ин дунёст, зеро дар ин дунё одаме дар лояҳои[426] бешуморе аз ҳиҷобҳову пардаҳо пӯшида шудааст ва ақлу рӯҳи ӯ низ дар зиндони ҳавос аст.

«Дастсояндагон бар андоми фил» киноя аз касонест, ки мекӯшанд ҳақиқати мутлақро бо миқёсҳои маҳдуду норасои ақлу таҷрибаи худ бишносанд. Мутакаллимону файласуфон ҳар як барои шинохти ҳақиқат муддаии равише ҳастанд, аммо ҳамаи ин равишҳову мазҳабҳо вофӣ[427] ба мақсуд нест, балки ҳар як ҷилвае аз ҳақиқати мутлақро намоёндаанд.

[426]*Лоя* – қабат.
[427]*Вофӣ* – кифоя, басанда; вафокунанда, содиқ ба аҳд.





Ва аммо шамъ киноя аз нури кашфу яқин аст. Ҳар гоҳ чини нуре дар қалб ва басирати одамӣ дурахшидан гирад, ба кашфи тамомати ҳақиқат ноил мешавад ва дар ин мартаба низоъ ва ситезаҳо ранг мебозад.[428]

## ИСЁНИ ФАРЗАНДИ НӮҲ

[Нӯҳ алайҳиссалом солҳо бо таҳаммули ҳамаи сахтиҳову ришхандҳову озорҳо ба нашру даъват ва таблиғ пардохт. То ин ки саранҷом он мардуми гумроҳ ба якбора умеди Нӯҳро ба яъс[429] мубаддал карданд ва он Паёмбари Худоро бар сари роҳе бидуни бозгашт қарор доданду гуфтанд: -Магар намегӯӣ, ки агар мо имон наёварем, дучори азоби Илоҳӣ хоҳем шуд? Акнун куҷост он азоби Илоҳӣ, ки ваъда медодӣ?

Нӯҳ аз Худованд хост, ки он қавми бадсириштро ҳалок созад ва аз эшон ҳатто як тан боқӣ нагузорад. Нӯҳ ба фармони Худо сохтани киштиро оғозид. Ҳамагон, ҳатто фарзандаш Канъон ӯро масхара мекарданд, ки дар ин сарзамини хушку беоб киштӣ ба чӣ кор меояд?

Саранҷом кори сохтани киштӣ ба поён омад ва аз ҷониби Худованд ба Нӯҳ фармон расид, ки инак бо хонаводаи хеш ва ҳамаи гаравидагону мӯъминон ба киштӣ дарой ва аз ҳар ҳайвоне як ҷуфт (нар ва мода) бо худ бубар, ки лаҳзаи азоби мо расидааст.

Нахуст аз танӯре дар хонаи яке аз мӯъминон об фаро ҷӯшид ва ҳамаи мӯъминон ба фармони Нӯҳ ба киштӣ даромаданд. Он гоҳ ҳаво тиraву тор шуд ва тӯфони саҳмгин[430] бархост, борони тунду селосо даргирифт ва об бар сатҳи замин ҷараён ёфт ва кам-кам боло истод ва киштӣ андак таконе хӯрд.

[428]Руҷӯъ кунед: Шарҳи ҷомеъи «Маснавӣ», ҷ.3, саҳ. 312.
[429]*Яъс* – ноумедӣ, маъюсӣ.
[430]*Саҳмгин* – даҳшатангез, хавфнок.

Ваҳшат ҳамагонро фаро гирифт. Ҳар кас саросема ба сӯе мегурехт. Кам-кам мавҷҳо анбӯҳ шуд ва ҳангомае бархост.]

Нӯҳ, ки аз киштӣ менигарист ва тасбеҳи Худо мегуфт, фарзанди хешро дид, ки аз амвоҷ ба баландиҳо мегурехт. Фарёд баровард:

*Ҳей биё, дар киштии бобо нишин,*
*То нагардӣ ғарқи тӯфон, эй маҳин.*[431]

Фарзанд: -Маро ба ту ниёзе нест, ман шино омӯхтаам, худро мераҳонам.

Нӯҳ: -Ин тӯфони қаҳри Худост, раҳоӣ аз он мумкин нест.

Фарзанд: -Бар баландии кӯҳ меравам ва аз сел наҷот меёбам:

*Гуфт: -Не, ман ошно омӯхтам,*
*Ман ба ҷуз шамъи ту, шамъ афрӯхтам.*
*Ҳин макун, к-ин мавҷ тӯфони балост,*
*Дасту пову ошно имрӯз лост.*[432]
*Боди қаҳр асту балои шамъкуш,*
*Ҷуз, ки шамъи Ҳақ намепояд, хамӯш.*
*Гуфт: -Не, рафтам бар он кӯҳи баланд,*
*Осим*[433] *аст он кӯҳ маро аз ҳар газанд.*

Нӯҳ гуфт: -Кӯҳ имрӯз коҳ аст ва заррае ба корат намеояд.

Фарзанд гӯш надод ва ҳамчунон лаҷоҷат[434] меварзид:

*Ин дами сарди ту дар гӯшам нарафт,*
*Хоса акнун, ки шудам донову зафт.*
*Гуфт бобо: -Чӣ зиён дорад агар,*
*Бишнавӣ як бор ту панди падар.*
*Ҳамчунин мегуфт ӯ панди латиф,*
*Ҳамчунон мегуфт ӯ дафъи аниф.*[435]

---
[431]*Маҳин* – суст, нотавон, хор.
[432] *Ло* – хеч.
[433] *Осим* – нигаҳдоранда.
[434]*Лаҷоҷат* – муболига ва ситезакорӣ кардан.
[435]*Аниф* – дурушт, сахт, сахтгир.





Дар аснои ҳамин гуфтугӯҳо хезоби тунде омаду аз сари Канъон боло рафт ва ӯро ғарқ кард. Нӯҳ гуфт: -Парвардигоро, ту ваъда дода будӣ, ки бастагону аҳли ман аз газанди тӯфон хоҳанд раст.

Худованд фармуд: -Оре, аммо Канъон аз касон ва дудмони ту набуд:

*Нӯҳ гуфт: -Эй подшоҳи бурдбор,*
*Мар маро хар мурду селат бурдбор.*
*Ваъда кардӣ мар маро ту борҳо,*
*Ки биёбад аҳлат аз тӯфон раҳо.*
*Гуфт: -Ӯ аз аҳлу хешонат набуд,*
*Худ надидӣ ту сапедӣ, ӯ кабуд.*

Агар дандоне фосид[436] шуд, бояд онро канду дур андохт, дигар наметавон онро ҷузъи бадан ба шумор овард, бояд ҷонро аз он осуда кард:

*Чунки дандони ту кирмаш дарфитод,*
*Нест дандон, барканаш, эй устод.*
*То ки боқӣ тан нагардад зор аз ӯ,*
*Гарчи буд они ту, шав безор аз ӯ.*

Нӯҳ ба худ омад ва сар бар осмони Худо соиду аз гуфтаи худ пушаймон шуд. Он гоҳ Ҳақ таъоло фармуд: -Эй Нӯҳ, агар бихоҳӣ, ҳамаи ғарқшудагонро аз хок берун оварам, ман барои як Канъон ҳаргиз дили туро намешиканам.

Нӯҳ гуфт: -Ҳаргиз! Агар машийяти[437] ту иқтизо[438] кунад, маро ҳам ғарқ кунӣ. Шикояте надорам ва комилан таслиму розӣ ҳастам.

*Гуфт: -Эй Нӯҳ, ар ту хоҳӣ ҷумларо,*
*Ҳашр гардонам, барорам аз саро.*
*Баҳри Канъоне дили ту нашканам,*
*Лек аз аҳволе огаҳ мекунам.*

---
[436] *Фосид* – фасодёфта, гандида.
[437]*Машийят* – ирода, хоҳиш.
[438]*Иқтизо* – тақозо, талаб, дархост.

*Гуфт: -Не, не, розиям, ки ту маро*
*Ҳам кунӣ гарқа, агар бояд туро.*
*Ҳар замонам гарқа мекун, ман хушам,*
*Ҳукми ту ҷон аст, чун ҷон мекашам.*

## МАРО КОРЕ ФИТОД

Марде, ки ришҳои сафеду сиёҳ дошт, ба салмонӣ[439] рафт ва ба устоди салмонӣ гуфт: -Тоза домод шудаам, мӯйҳои сафеди суратамро аз мӯйҳои сиёҳи он ҷудо кун, то пирӣ аз чеҳраам биравад.

Устоди салмонӣ тамоми риши ӯро чид ва ҷулӯи[440] ӯ ниҳоду гуфт: -Ман сарам шулуғ[441] аст, худат онҳоро ҷудо кун:

*Гуфт: -Аз ришам сапедӣ кун ҷудо,*
*Ки арӯси нав гузидам, эй фато!*
*Риши ӯ бибриду кул пешаш ниҳод,*
*Гуфт: -Ту бигзин, маро коре фитод.*

Мӯйҳои сиёҳ тамсили суолҳои беҳуда ва мӯйҳои сафед тамсили ҷавоби онҳост ва он мард ҳам касест, ки дарди дин надорад ва беҳуда худро ба онҳо машғул кардааст:

*Ин суолу он ҷавоб аст, он гузин,*
*Ки сари инҳо надорад дарди дин.*

* * *

Марде маҳкам паси гардани Зайд зад. Зайд барошуфт ва ба ӯ ҳамла кард, то қасос кунад. Силизан гуфт: -Пурсише дорам, ибтидо онро посух бидеҳ ва баъд пушти гарданам бизан.

Зайд гуфт: -Суолат чист?

[439]*Салмонӣ* – касе ки мӯйи сари мардумро ба низом дарорад ва ришро битарошад; сартарош, ороишгар.
[440]*Ҷулӯ* – пеш, муқобил.
[441]*Шулуғ* – пурхаёҳу, пурғавғо





Мард гуфт: -Вақте паси гардане ба ту задам, садое баромад, бигӯ бубинам, он садо аз дасти ман баланд шуд ё аз паси гардани ту?

Зайд гуфт: -Ман аз шиддати дард маҷоли фикр кардан дар ин мавзӯъро надорам, ту, ки дарде надорӣ, дар ин бора биандеш:

*Гуфт: -Аз дард ин фароғат нестам,*
*Ки дар ин фикру тафаккур бистам.*
*Ту, ки бедардӣ, ҳамеандеш ин,*
*Нест соҳибдардро ин фикр, ҳин!*

## ОШИҚИ МАВҚЕЪНОШИНОС

Ошиқ солҳо дур аз маъшуқ буду дар ҳиҷрони ӯ месӯхт ва барои тасаллои хеш номаҳо барои ӯ нигошта ва назди худ нигоҳ дошта буд, то саранҷом ба висоли маъшуқ расид. Маъшуқ дар канори ӯ нишаста буд, аммо ошиқ ба ҷои таваҷҷӯҳ ба ӯ номаҳои ошиқонаи худро берун оварда буд ва мехонду ба ваҷд меомад.

*Он якеро ёр пеши худ нишонд,*
*Нома берун карду пеши ёр хонд.*
*Байтҳо дар номаву мадҳу сано,*
*Зориву мискиниву бас лобаҳо.*

Он қадар он номаҳоро мехонд, ки ҳавсалаи маъшуқро сар мебарад. Маъшуқ муътаризона ба ӯ мегӯяд: -Ин номаҳоро барои кӣ навиштаӣ? Агар барои ман аст, ки акнун ман дар канори ту ҳастам ва ба висолам расидаӣ! Хондани номаи ошиқона дар ҳангоми васл чизе ҷуз зоеъ кардани умр нест.

*Гуфт маъшуқ: -Ин агар баҳри ман аст,*
*Гоҳи васл, ин амр зоеъ кардан аст.*
*Ман ба пешат ҳозиру ту номахон,*
*Нест ин боре нишони ошиқон.*

Ошиқ гуфт: -Дуруст аст, ки ту назди ман ҳозирӣ, аммо он лаззате, ки дар замони фироқ мебурдам, инак намебарам:

*Он чӣ медидам зи ту порина сол,*
*Нест ин дам, гарчи мебинам висол.*

Маъшуқ барошуфта гардиду гуфт: -Маълум мешавад ту илова бар ман, ошиқи он ҳолати худат ҳастӣ, ту фақат ба ман дил набастаӣ, балки ба ҳолати худат хуш ҳастӣ. Маъшуқи ҳақиқӣ он касест, ки якто бошад ва шарике дар ин ишқ надошта бошад.

*Ошиқӣ ту бар ману бар ҳолате,*
*Ҳолат андар даст набуда, ё фатӣ.*[442]
*Пас наям куллии матлуби ту ман,*
*Ҷузви мақсудам туро андар заман.*
*Ҳаст маъшуқ он, ки ӯ яктӯ бувад,*
*Мубтадову мунтаҳоят*[443] *ӯ бувад.*

Ин ҳикоят баёнгари ҳоли он соликест, ки ҳар гоҳ ҳақиқатро беҳиҷобу ниқоб шуҳуд кунад, онро барнаметобад, чаро ки одат кардааст, ки ҳақиқатро аз варои ҳиҷобҳо бингарад ва баъд-он ишқ варзад. Чунин солике шефтаи завоҳиру пӯстҳост ва бо лубби[444] ҳақиқат миёнаи чандоне надорад.

## ДУОИ МАРДИ КОҲИЛ

Ба рӯзгори Довуд - паёмбар алайҳиссалом марде буд сустҳиммату танбал, ки ҳамвора аз Худои бузург рӯзии безаҳмат талаб менамуд. Мегуфт: -Худоё, чун маро танбал офаридаӣ, пас бори гарон бар пуштам манеҳ ва рӯзии осону беранҷ насибам фармо:

*Коҳилам чун офаридӣ, эй малӣ,*[445]
*Рӯзиам деҳ ҳам зи роҳи коҳилӣ.*

[442] *Фатӣ* – ҷавонмард.
[443] *Мубтадову мунтаҳо* – аввалу охир.
[444] *Лубб* – мағз.
[445] *Малӣ* – бениёз ва ғанӣ.





*Коҳилам ман, сояхуспам дар вуҷуд.*
*Хуфтам андар сояи ин фазлу ҷуд.*
*Ҳар киро пой аст, ҷӯяд рӯзие,*
*Ҳар киро по нест, кун дилсӯзие.*

Муддати бисёр бигзашт ва ӯ ҳамчунон дуо мекард, мардумон низ чун ӯро чунин медиданд, бар ҳолаш ханда мекарданду мегуфтанд:

*Ки чӣ мегӯяд аҷаб ин сустреш?*446
*Ё касе додаст бонги беҳушеш?*
*Роҳи рӯзӣ касбу ранҷ асту таъаб*
*Ҳар касеро пешае доду талаб.*

Рӯзгор бар ҳамин минвол мегузашт, то он ки рӯзе дар ҳоле, ки ӯ машғули ниёишу дуо буд, гове давон-давон ба хонаи ӯ омад ва бо зарботи447 шох қуфли дарро шикасту вориди хона шуд. Мард ба ваҷд омад ва дуояшро мустаҷоб дид. Бедаранг дасту пои ҳайвонро маҳкам баст ва сарашро бурид.

*То ки рӯзе ногаҳон дар чоштгоҳ,*
*Ин дуо мекард бо зориву оҳ.*
*Ногаҳон дар ҳонаащ гове давид,*
*Шох зад, бишкаст дарбанду калид.*
*Гови густох андар он хона биҷаст,*
*Мард дарҷасту қавоимҳош баст.*
*Пас гулӯи гов бибрид он замон,*
*Бе таваққуф, бе тааммул, бе амон.*

Соҳиби гов дар пайи гови худ ба ҷустуҷӯ пардохт ва саранҷом донист, ки говаш ба хонаи он марди фақир омадааст. Назди ӯ омад ва чун говашро кушта дид, ба хурӯш омад, ки: -Ай нодон, чаро гови маро куштӣ?

Кушандаи гов гуфт: -Ман бегуноҳам, муддатҳо буд, ки аз Худо рӯзии ҳалолу безаҳмат хоста будам, саранҷом

[446] *Сустреш* – аҳмақ.
[447] *Зарбот* – зарбаҳо.

дуоям мустаҷоб шуд ва Худованд он говро ба ман бахшид.

*Он дуои кӯҳнаам шуд мустаҷоб,*
*Рӯзии ман буд, куштам, нак[448] ҷавоб.*

Соҳиби гов бо шунидани ин ҷавоб бар хашмаш афзуда шуд ва мардро кашон-кашон барои муҳокима назди Довуди набӣ бурд. Чун ҳазрати Довуд алайҳиссалом ҷараёнро шунид, ба муттаҳам гуфт: -Аз чӣ рӯ гови ин мардро куштӣ ва дар он тасарруф кардӣ?

Кушандаи гов гуфт: -Ҳафт сол буд, ки рӯзу шаб аз Худо ризқи ҳалол ва бидуни заҳмат талаб мекардам ва саранҷом он гов насибам шуд ва ман онро на барои хӯрдани гӯшташ, балки ба шукронаи истиҷобати дуоям забҳ кардам.

Довуд бо ин суханон қонеъ нашуд ва гуфт: -Бояд ҳуҷҷати шаръӣ биёварӣ, оё ин говро аз ӯ харида будӣ ё ба ирс[449] ба ту расида буд ё он ки ӯ онро ба ту бахшида буд?

Саранҷом кушандаи гов маҳкум шуд:

*Рав бидеҳ моли мусалмон, каж магӯ,*
*Рав биҷӯ вому бидеҳ, ботил маҷӯ.*

Марди бечора ба даргоҳи Илоҳӣ зорӣ кард ва аз Худо хост, ки ӯро аз ин маҳлака бираҳонад.

Довуд алайҳиссалом чун гиряҳову сӯзи дили ӯро дид, дилаш ба раҳм омад ва аз соҳиби гов мӯҳлат хост, то дар хилвати намоз аз Худои мутаъол талаби таклиф кунад:

*Гуфт: -Ҳин имрӯз, ай хоҳони гов,*
*Мӯҳлатам деҳ, в-ин даъовиро маков.*
*То равам ман сӯи хилват дар намоз,*
*Пурсам ин аҳвол аз Донои роз.*

Довуд алайҳиссалом ба меҳроби ибодат рафт ва аз Худо истимдод[450] кард. Саранҷом ваҳйи Илоҳӣ даррасид ва ҳақиқати моҷаро бар ӯ макшуф[451] гашт. Довуд

[448]*Нак* – шакли кӯтоҳшудаи *инак*.
[449]*Ирс* – мерос.
[450]*Истимдод* – ёрӣ хостан, мадад пурсидан.
[451]*Макшуф* – ошкор.





алайҳиссалом аз меҳроб бадар омад, то ҳукм кунад. Тарафайни даъворо хост ва рӯ ба соҳиби гов карду гуфт: -Худованд рози туро то кунун пӯшондааст, ту низ аз он мард бигзар ва раҳояш кун.

*Чун Худо пӯшида бар ту, ай ҷавон,*
*Рав хамӯш кун, ҳаққи сатторӣ бидон.*

Соҳиби гов гуфт: -Эй вой, ин чӣ ҳукмест, чаро беадолатӣ мекунӣ? Ин ситам бар сагони кӯр ҳам нарафтааст? Магар ту дини ҷадиде овардаӣ ё он ки додгариву[452] адолатро аз ёд бурдаӣ?

*Ҳамчунин ташнеъ[453] мезад бар сало,[454]*
*К-ассало ҳангоми зулм аст, ассало.*

Ҳазрати Довуд алайҳиссалом чун дид он марди муддаъӣ даст аз кушандаи гов барнамедорад, гуфт: -На танҳо ӯ набояд ба ту хасорат[455] бидиҳад, балки ту бояд ҳамаи амволатро ба ӯ бидиҳӣ.

Мард чун ин шунид, чун мурғи парканда ба нолаву фиғон омад ва ин сӯву он сӯ ҷаст ва мардумро ба ёрӣ талабид, ки Довуд ба ҷои он ки ҳаққи маро ситонад, бар ман ҳукм кардааст, ки ҳамаи амволамро ба кушандаи говам бидиҳам.

Мардум ба тарафдорӣ аз он мард назди Довуд алайҳиссалом омаданд, ки ин чӣ ҳукмест, ки ту дар ҳаққи ин мард раво доштаӣ?

Ҳазрати Довуд алайҳиссалом чун эътирози мардумро шунид, парда аз ҳақиқат бардошт ва ба мардум гуфт: -Бархезед ба саҳро биравем, то рӯшан кунам ҳақиқат чист?

Ҳамагӣ ба саҳро рафтанд, то ба дарахте тановар[456]

[452]*Додгарӣ* – инсоф кардан, одил будан.
[453]*Ташнеъ* – бадгӯӣ, маломат, сарзаниш.
[454]*Сало* – чеғ задан, даъват кардан.
[455]*Хасорат* – ҷуброни зарар, товони зиён.
[456]*Тановар* – ғафс, тануманд.

расиданд, он ҷо истоданд. Ҳазрати Довуд алайҳиссалом гуфт: -Ин марди муддаъӣ солҳо пеш ғуломи ҷадди[457] ин ҷавони фақир буд ва рӯзе арбоби худро кушт ва амволи ӯро тасоҳуб[458] намуд ва ӯ, ки ғулом буд, арбоб шуд. Ӯ сари арбоби худро ҳамин ҷо канори ин дарахт дафн кардааст.

Он гоҳ дастур дод, то канори дарахтро кананд ва сарро берун оварданд:

*Хоҷаро куштӣ ба истам зор-зор,*
*Ҳам бар ин ҷо хоҷагӯён, зинҳор.*
*Корд аз иштоб кардӣ зери хок,*
*Аз хиёле, ки бидидӣ саҳмнок.*
*Нак сараш бо корд дар зери замин.*
*Боз ковед ин заминро ҳамчунин.*

Ҳақиқат ошкор шуд. Ҳамаи амволи он марди муддаъиро ба кушандаи гов доданд ва худашро низ қасос карданду ба теғ супурданд.

Рози ин ҷиноят дар тӯли солҳо пӯшида монд, аммо ҳирсу тамаъи он марди ҷинояткор ва бешармии ӯ боис шуд, ки саранҷом расво шавад.

*Ҳилми Ҳақ гарчи мувосоҳо[459] кунад,*
*Лек чун аз ҳад бишуд, пайдо кунад.*
*Чун бихуспад, дарфитад дар ҳар диле,*
*Майли ҷустуҷӯи кашфи мушкиле.*
*Иқтизои доварии рабби дин,*
*Сар барорад аз замири ону ин.*

## БЕМОРӢ АЗ ВАҲМУ ХИЁЛ

Устод бисёр хашину[460] сахтгир буд. Ҷонҳои шогирдон ба сутӯҳ[461] омада буд. Гирди ҳам омаданд, то тадбире

[457]*Ҷадд* – бобо.
[458]*Тасоҳуб* - соҳибӣ кардан.
[459]*Мувосо* – муросо, мадоро, созиш; мадад.
[460]*Хашин* – дурушт; бадхӯ.
[461]*Сутӯҳ* – ба танг омада, дилтанг.





биандешанд ва ба наҳве дарсро чанд рӯзе таътил кунанд, то нафаси роҳате бикашанд.

Бо худ гуфтанд: -Аҷаб устоди сахтҷонест, як - ду рӯз ҳам мариз[462] намешавад, то мо каме биоромем.

Саранҷом яке аз он шогирдон тадбире андешид. Гуфт: -Ҳамин ки устод омад ман мегӯям: -Ҷаноби устод, хайр бошад, бало дур, чаро ранги шумо зард шудааст. Баъд шумо низ як ба як ҳаминро бигӯед, то саранҷом хиёл кунад, ки воқеан мариз аст.

*Он яке зиректар ин тадбир кард,*
*Ки бигӯяд: «Усто, чунӣ ту зард?*
*Хайр бошад, ранги ту бар ҷой нест,*
*Ин асар ё аз ҳаво ё аз табест».*
*Андаке андар хиёл афтад аз ин,*
*Ту бародар: ҳам мадад кун инчунин.*
*Чун дароӣ аз дари мактаб, бигӯ:*
*Хайр бошад, усто, аҳволи ту?!*
*Он хиёлаш андаке афзун шавад,*
*К-аз хиёле оқиле маҷнун шавад.*

Кӯдакон бар ин сухан муттафиқ[463] шуданд ва фардо нақшаи худро иҷро намуданд. Устод ибтидо инкор мекард, аммо вақте кӯдаки чаҳоруму панҷуму шашум то сӣ нафар як ба як гуфтанд: -Ҷаноби устод, чаро имрӯз чеҳраи муборак зард аст, чаро чашмҳоятон гавд[464] рафтааст ва …

Кам-кам устод эҳсоси заъфу беморӣ кард ва бо худ гуфт: -Лобуд,[465] ман мариз ҳастам ва худам бехабарам:

*Гашт устод суст аз ваҳму зи бим,*
*Барҷаҳиду мекашонид ӯ гилем.*

Ба хона омад. Аз ҳамсараш нохушнуд буд ва бо худ меандешид, ки меҳри ӯ ба ман кам шудааст, маро бо ин

[462]*Мариз* – бемор.
[463]*Муттафиқ* – ҳамраъй.
[464]*Гавд* – чуқур.
[465]*Лобуд* – ночор, ногузир.

ҳоли бемор̣ӣ ба мактабхона фиристодааст ва ҳеч чӯёи аҳволам намешавад.

*Хашмгин бо зан, ки меҳри ӯст суст,*
*Ман бад-ин ҳолам, напурсиду наҷуст.*
*Худ маро огаҳ накард аз ранги ман,*
*Қасд дорам, то раҳад аз нанги ман.*

Зан бо дидани шавҳари худ гуфт: -Хайр аст, чаро зуд омадӣ?

Устод гуфт: -Магар кӯрӣ, намебинӣ рангам чӣ қадар зард шудааст?!

Зан гуфт: -Рангу рӯи ту табиист, ҳолат ҳам хуб аст, дарде надорӣ.

Устод барошуфт ва ин ҳамаро ҳамл[466] бар бемеҳрии он зан кард. Зан хост ойина биёварад, то ӯ худашро бубинад. Аммо устод зери бори нафрат ва бо исрор хост, то бистари беморӣ бикушоянд, то ӯ биорамад.

Бачаҳо бо хушҳолӣ ба хонаҳояшон рафтанд. Модаронашон шигифтзада шуданду гуфтанд: -Фардо ба дидани устод меравем, то бубинем, қазия аз чӣ қарор аст.

Чун ба хонаи устод омаданд, диданд устод ранҷуру бемор дар бистар хобида, ранги чеҳрааш зард ва арақ бар пешониаш нақш бастааст.

*Бомдодон омаданд он модарон,*
*Хуфта, устод, ҳамчу бемори гирон.*
*Оҳ-оҳе мекунад оҳиста ӯ,*
*Ҷумлагон гаштанд ҳам «Ло ҳавл»-гӯ!*

Таъсири гуфтаҳои дигарон дар инсон бисёр азим аст ва агар одамӣ гӯш ба даҳони дигарон биспорад, чи басо худашро низ ба ӯ воруна[467] намоянд ва ӯ бовар кунад. Наҳӣ[468] аз тамаллуқу чоплусӣ ва мадҳи дигарон дар ҳузури эшон, ба вежа, агар шахс сазовори он набошад, ҳам аз ин

[466] *Ҳамл* – бор кардан; нисбат додан.
[467] *Воруна* – вожгун.
[468] *Наҳӣ* – манъ кардан, боздоштан.





рӯст. Инсон бояд худаш дар аҳволи хеш таамму̣л кунад, ки оё нексират аст ё бадсират. Агар худро бад ёфт, бояд дар садади ислоҳи худ барояд, агарчи ҳамагон бадии ӯро инкор доранд; ва агар худро бар салоҳ дид, набояд аз мазаммату накӯҳиши дигарон ҳаросе ба худ роҳ диҳад.

Ин ҳама дар суратест, ки дигарон бихоҳанд одамиро бифиребанд, аммо амон аз он ҳангоме, ки одамӣ худаш худашро мефиребад, ки дар ин сурат ҷуз Худо касе натавонад ӯро ҳидоят кунад.

## КАЙФАРИ ПАЙМОНШИКАНӢ

Обид[469] аз мардум канора гирифта, дар кӯҳсоре рӯзгорро бо ибодату муноҷот ва розу ниёз ба даргоҳи Раббиларбоб мегузаронд. Дар он кӯҳсор дарахтони себу гулобӣ[470] ва анор фаровон ёфт мешуд ва ӯ аз онҳо истифода мекард. Рӯзе он дарвеш бо Худои худ аҳд кард, ки ҳаргиз барои чидани мева даст ба сӯи дарахт дароз накунад ва ҷуз аз он мева, ки бод аз шохсорон бар замин мерезад, нахӯрад:

*Гуфт он дарвеш: -Ё Раб, бо ту ман,*
*Аҳд кардам, з-ин начинам дар заман.*
*Ҷуз аз он мева, ки бод андохташ,*
*Ман начинам аз дарахти мунтаъиш.*[471]

Он дарвеш муддате бар аҳди худ пойдор монд, то он ки имтиҳоне дар пеш омад. Аз он пас дигар ҳеч мевае аз шохаҳо бар замин намерехт ва рафта - рафта дарвеш сахт гуруснаву нотавон шуд ва ин вазъ панҷ рӯз ба тӯл анҷомид:

*Панҷ рӯз он бод амруде нарехт,*
*З-оташи ҷӯшаш сабурӣ мегурехт.*

[469] *Обид* – ибодаткунанда, Худоҷӯй; зоҳид.
[470] *Гулобӣ* – амруд, мурӯд, нок.
[471] *Мунтаъиш* – хушу хуррам.

*Бар сари шохе мурӯде чанд дид,*
*Боз сабре карду худро вокашид.*
*Бод омад, шохро сарзер кард,*
*Табъро бар хӯрдани он чира[472] кард.*
*Ҷӯъу[473] заъфу қуввати ҷазбу қазо,*
*Кард зоҳидро зи назраш бевафо.*

Саранҷом шайх тоқат наёвард ва даст боло бурду гулобиеро аз шоха чиду хӯрд. Ҳамон дам кайфари Илоҳӣ даррасид. Дар он атроф duздон ҷамъ омада буданд. Ҷосусе хабари иҷтимоъи[474] дуздонро барои доруға бурд. Маъмурони доруға ба маҳал омаданд ва дуздонро муҳосира карданд ва аз ҷумла, он пири зоҳидро ба гумони он, ки яке аз дуздон аст, дастгир карданд.

Дар ҳамон ҷо дасту пои якояки дуздонро қатъ карданд ва саранҷом навбат ба он пири зоҳид расид. Дасти ӯро буриданд, аммо то хостанд пояшро қатъ кунанд, саворе омаду бонг баровард, ки ӯ валии Худост, дузд нест, раҳояш кунед.

Маъмури бечора то ин сухан шунид, ҷомаашро чок кард ва бо нороҳатӣ ба сӯи доруға омад ва ҷараёнро бозгуфт. Доруға побараҳна барои узрхоҳӣ назди обид омад. Аммо обид бо камоли хушрӯӣ гуфт: -Ман худам медонам, чӯби чӣ кореро хӯрдам ва кайфари кадомин гуноҳро чашидам.

*Гуфт: -Медонам сабаб ин нешро,*
*Мешиносам ман гуноҳи хешро.*
*Ман шикастам ҳурмати аймони[475] ӯ,*
*Пас яминам[476] бурд додистони ӯ.*
*Ман шикастам аҳду донистам бад аст,*
*То расид он шумии ҷуръат ба даст.*

[472]*Чира* – ғолиб, музаффар.
[473]*Ҷӯъ* – гуруснагӣ.
[474]*Иҷтимоъ* – ҷамъ шудан, гирд омадан.
[475]*Аймон* – қасамҳо.
[476]*Яминам* – дасти рости ман.





Аз он пас он зоҳиди дарвеш ба зоҳиди якдаст маъруф шуд. Ӯ ҳамчунон дар хилват аз мардум рӯзгорро мегузаронд ва ба дур аз ғавғои мардумон ба занбилбофӣ[477] машғул буд.

Як рӯз марде сар зада ба ҷойгоҳи ӯ омад ва бо тааҷҷуб дид, ки ӯ бо ҳар ду даст занбил мебофад. Зоҳид ӯро қасам дод, ки розашро фош накунад. Аммо рафта - рафта дигарон аз ин амр бохабар мешаванд ва хабари онҳо бар даҳанҳо меафтад.

Дарвеш дар муноҷоти худ бо Худо сабаби фош шудани ин розро меҷӯяд. Ба ӯ гуфта мешавад, ки чун мардум нисбат ба ҳаққонияти ту бадгумон шуда буданд, рози кароматӣ туро бар онон фош кардам, то онон гумроҳ нашаванд ва аз ибодату розу ниёз ноумед нагарданд.

*Гуфт: «Ҳукматро ту донӣ Кирдугор,*
*Ман кунам пинҳон, ту кардӣ ошкор.»*
*Омад илҳомаш, ки як чанде буданд,*
*Ки дар ин ғам бар ту мункир мешуданд,*
*Ки магар солус буд ӯ дар тариқ.*
*Ки Худо расвош кард андар фариқ.*
*Ман нахоҳам, к-он рама кофир шаванд,*
*Дар залолат дар гумони бад раванд.*
*Ин кароматро бикардем ошкор,*
*Ки диҳемат даст андар вақти кор.*
*То, ки он бечорагони бадгумон,*
*Рад нагарданд аз Ҷаноби осмон.*

## ОҚИБАТАНДЕШИИ ЗАРГАР

Пирамарде назди заргар омаду гуфт: -Тарозуе бидеҳ, тиллоямро вазн кунам.

Заргар гуфт: -Падарҷон, бирав, ман ғирбол[478] надорам.

[477]*Занбилбофӣ* – сабадбофӣ.
[478]*Ғирбол* – ғалбер.

Пирамард гуфт: -Эй заргар, ман аз ту тарозу мехоҳам, на ғирбол.

Заргар гуфт: -Ман дар дуконам ҷорӯ (б) надорам.

Пирамард мутаҳайир шуд, ки чаро заргар ҷавоби номарбут[479] ба ӯ медиҳад. Гуфт:

*Ман тарозуе, ки мехоҳам, бидеҳ,*
*Хештанро кар макун, ҳар сӯ маҷиҳ.*

Заргар гуфт: -Кар нестам, ҳарфи туро низ хуб шунидам. Мунтаҳо ту пирамарде ҳастӣ бо дастҳои ларзону муртаъиш,[480] тиллои ту ҳам хурду рез аст, донистам, ки ҳангоми вазн кардани он дастат хоҳад ларзид ва он гоҳ хурдаҳои тилло рӯи замин хоҳад рехт ва он гоҳ ту аз ман ҷорӯб ва пас аз он ғирбол мутолаба[481] мекунӣ, то хурдаҳои тиллоятро ҷамъ ва ҷудо кунӣ.

Ман ҳамаи ин ҳаводисро аз оғоз дидаму пешбинӣ кардам ва хиёли худаму худатро аз аввал роҳат кардам:

*Пас бигӯӣ: -Хоҷа ҷорӯбе биёр,*
*То биҷӯям зарри худро дар ғубор.*
*Чун бирӯбӣ, хокро ҷамъ оварӣ,*
*Гӯиям: -Ғалбер хоҳам, эй ҷарӣ.[482]*
*Ман зи аввал дидам охирро тамом,*
*Ҷойи дигар рав аз ин ҷо, вассалом.*

## ГУФТУГӮИ ҚОТИР БО ШУТУР

Қотир[483] муддатҳо аҳволи шутурро наззора мекард, медид шутур бисёр ҳамвору роҳат роҳҳои пурфарозу нишебро тай мекунад ва ҳаргиз бар замин намеафтад. Билохира рӯзе:

[479]*Номарбут* – вобаста набуда, тааллук надошта.
[480]*Муртаъиш* – ларзанда.
[481]*Мутолаба* – талаб.
[482]*Ҷарӣ* – далер, шуҷоъ, вакил ва зомин.
[483]*Қотир* – хачир.





*Гуфт астар бо шутур, к: -Эй хуш рафиқ,*
*Дар фарозу шебу дар роҳи дақиқ,*
*Ту наой бар сару хуш меравӣ,*
*Ман ҳамеоям ба сар дар чун ғавӣ.[484]*

Чаро ту ин андоза хубу мусаллат[485] ва бо диққат роҳ меравӣ, аммо ман чи дар хушкиву чи дар роҳҳои мартуб[486] бо сар ба замин меафтам.

Шутур гуфт: -Чашми ман аз чашми ту бинотар аст ва илова бар он гарданам баланд аст ва аз баландӣ нигоҳ мекунам. Ҳар гоҳ бар сари кӯҳи баланд биравам, бо хушмандии тамом то поёни гарданаро мебинам. Худо фарозу нишеби роҳро ба ман нишон медиҳад ва ҳар қадаме, ки бармедорам, аз рӯи биниш аст ва ба ҳамин хотир замин намехӯрам:

*Чун бароям бар сари кӯҳи баланд,*
*Охири ақаба[487] бинам ҳушманд.*
*Пас ҳама пастиву болоии роҳ,*
*Дидаамро во намояд ҳам Илоҳ.*
*Ҳар қадамро аз сари биниш ниҳам,*
*Аз исору[488] уфтодан вораҳам.*

Дар ин достон қотир киноя аз мардумест, ки асири хӯйи ҳайвонианд ва басирати[489] ботинӣ надоранд ва аз ин рӯ, дар зиндагии худ ҳамвора ба вартаҳои[490] разоили[491] ахлоқӣ суқут[492] мекунанд. Ва мурод аз шутур инсонҳои комилу нармхӯ ва басирест, ки ҳамвора аз мартабаи боло ба ин ҷаҳон менигаранд ва ҳаргиз асири шаҳавоту

[484]*Ғавӣ* – гумроҳ, бероҳ.
[485]*Мусаллат* – ғолиб, зӯровар.
[486]*Мартуб* – намнок.
[487]*Ақаба* - роҳи душворгузар, гарданаи кӯҳу [illegible] ба.
[488]*Исор* – асорат, банд.
[489]*Басират* – биноӣ, биниш, дида; хушёрӣ, зи[illegible]
[490]*Варта* – ҷойи хатарнок, гирдоб.
[491]*Разоил* – ҷамъи разолат, пастӣ, нокасӣ.
[492]*Суқут* – афтодан, поён шудан.

кӯтаҳбиниҳои моддӣ намешаванд ва ба рӯшанбинӣ восил[493] шудаанд.[494]

## УЗАЙР ВА ҲАЁТИ ПАС АЗ МАРГ

Узайр[495] ба қасди чидани ангуру анҷир аз боғи беруни шаҳр аз хона берун шуд. Боғ қадре аз шаҳр дур буд. Пас аз паймудани роҳе начандон дароз ба боғ расид. Авоили[496] пойиз[497] буд, барги дарахтон ранг бохта[498] буд, аммо боғ ҳанӯз тароватии тобистонии худро дошт. Узайр мева чиданро оғоз кард, қадре ангуру анҷир аз шохсори дарахтон баргирифт ва дар ду сабаде, ки ҳамроҳ дошт, қарор дод. Сабадҳои холӣ пур аз ангуру анҷир шуд ва Узайр оҳанги бозгаштан кард.

Дар роҳи бозгашт аз канори вайронае хомӯшу фаромӯшшуда мегузашт. Бақоёи[499] аҷсод[500] ва устухонҳои пӯсидаи мардуми он қария[501] рӯи замин пароканда афтода буд. Узайр бо дидани ин саҳна дар андешаи қиёмат шуд ва зинда гаштани дубораи мурдагон ва гирд омадани аҷзои[502] баданҳои муталошишудаву[503] устухонҳои пӯсида. Бо худ мегуфт: -Худоё, ман ба ту имон дорам, аммо ҷамъ шудани дубораи устухонҳои инсон ё ҳайвоне, ки мурда ва аҷзояш пӯсида, чӣ гуна сурат мебандад?

Узайр, ки аз паймудани роҳ ва фаъолияти рӯзона

[493] *Восил* – пайваст шудан, расидан.
[494] Шарҳи ҷомеъи «Маснавӣ», ҷилди 3, сах. 446.
[495] *Узайр* - яке аз пайғамбарони бани Исроил.
[496] *Авоил* – аввалҳо.
[497] *Пойиз* – фасли хазонрез, тирамоҳ.
[498] *Ранг бохтан* – киноя аз ранги худро тағйир додан.
[499] *Бақоё* – боқимонда.
[500] *Аҷсод* – ҷасадҳо.
[501] *Қария* – деҳ, кишлок.
[502] *Аҷзо* – ҷузъҳо, аъзо.
[503] *Муталошишуда* – аз ҳам пошидашуда, пора-пора шуда, пароканда.





хаставу монда шуда буд, тарҷеҳ дод[504] андаке истироҳат кунад, то хастагии роҳро аз тан бадар кунад. Пас ба девори кӯтохе, ки дар канораш буд, такя дод. Пояшро дароз кард ва чӯбдастеро бо ду даст дар мушт гирифт ва як сари онро бар дӯши худ ниҳод ва сари дигарро пеши пои худ, рӯи замин.

Чорпои Узайр низ дар канораш истода буд, бо сабадҳое пур аз ангуру анҷир ва андаке таом, ки аз шаҳр ҳамроҳи худ оварда буд. Узайр ҳамчунон дар андешаи сокинони пешини он қарияи вайрон буд, ки акнун ҷуз устухонҳои пӯсидаву парокандае аз онон боқӣ намонда буд. Ин афкор сахт ӯро машғул дошта буд, ки кам-кам ба хоби амиқе фурӯ рафт ва ин хоби амиқ яксад сол ба тӯл анҷомид. Пас аз гузашти яксад сол Худованд ба ӯ зиндагонии дубора арзонӣ дошт ва Узайр аз он хоби тӯлонӣ бедор шуд. Дар ин ҳангом шабаҳи фариштаеро рӯ ба рӯи худ дид. Фаришта аз ӯ пурсид: -Фикр мекунӣ, чӣ қадар дар канори ин девор мондаӣ?

-Чанд соат ё худуди як рӯз!

Аммо вақте бештар бахуд омад, асаре аз чорпои худ ва сабадҳои ангуру анҷир надид.

Ҳамон фаришта гуфт: -Аммо ту дуруст яксад сол аст, ки дар ҳамин ҷо будаӣ ва он устухонҳо бозмондаи чорпои туст. Акнун бингар, ки Худо чӣ гуна онро низ дубора ҷон мебахшад.

Узайр бо тааҷҷуб дид, ки аҷзои парокандаи чаҳорпояш ба ҳам пайвастанд ва он ҳайвон дуруст бар ҳамон ҳолати нахустин дар баробари ӯ истодааст. Бо ҳамон ангуру анҷир:

*Ҳин, Узайро, дарнигар андар харат,*
*Ки бипӯсидасту резида барат.*
*Пеши ту гирд оварем аҷзошро,*
*Он сару думу ду гӯшу пошро.*

[504] *Тарҷеҳ додан* – беҳтар шумурдан.

*Даст неву ҷузв барҳам мениҳад,*
*Пораҳоро иҷтимоъе медиҳад.*
*Дарнигар дар санъати поразане,*[505]
*К-ӯ ҳамедӯзад куҳан бе сӯзане.*
*Ресмону сӯзане на вақти харз,*[506]
*Ончунон дӯзад, ки пайдо нест дарз.*

Ба ҳунари дӯхту дӯзи Худо бингар, ки бидуни наху сӯзан кӯҳнаҳои муталошишударо пайванд медиҳад ва ҳаёт мебахшад. Ва чунон медӯзад, ки ҳеч шикофу рахнае дар он намеёбӣ.

Эй Узайр, дидагонатро боз кун ва ҳаёти муҷаддади[507] мурдагонро ошкоро бингар, то ҳеч тардиду шубҳае нисбат ба растохез дар дилат намонад:

*Чашм бикшо, ҳашрро пайдо бубин,*
*То намонад шубҳаат дар явми дин.*[508]
*То бубинӣ ҷомеъиамро*[509] *тамом,*
*То наларзӣ вақти мурдан з-эҳтимом.*

Бидон, ки марг бародари хоб аст. Ҳамон гуна, ки аз хоб намеҳаросӣ, аз марг ҳам бим надошта бош:

*Ҳамчунон ки вақти хуфтан эманӣ,*
*Аз фавоти*[510] *ҷумла ҳисҳои танӣ.*
*Бар ҳавоси худ наларзӣ вақти хоб,*
*Гарчи мегардад парешону хароб.*

## НАГИРИСТАНИ ПИРИ РӮШАНЗАМИР БАР МАРГИ ФАРЗАНДИ ХУД

Солҳои пеш олиме раббонӣ ва рӯшанзамир мезист. Аз қазо рӯзе ду тан аз фарзандони ӯ дори фониро[511] видоъ

[505] *Поразан* – пинадӯз, васлазан, кӯҳнадӯз.
[506] *Харз* – дӯхтан.
[507] *Муҷаддад* – таҷдид кардашуда; нав, нав пайдошуда.
[508] *Явми дин* – рӯзи қиёмат.
[509] Яъне қудрати ман бар ҷамъоварии мурдагонро бубинӣ.
[510] *Фавот* – даргузаштан, мурдан; гумшавӣ, талафшавӣ.
[511] *Дори фонӣ* – киноя аз *дунё*.





гуфтанд ва хешонро дар сӯги[512] худ нишонданд. Аҳли хона ҳама мегиристанду фиғон бармеоварданд, аммо шигифто,[513] ки он олими раббонӣ ором буд ва қатрае ашк нарехт.

Аҳли манзил аз муҳаббати падар нисбат ба фарзандон ва низ меҳру отифаи[514] ӯ бохабар буданд ва ҳамин амр бар шигифтии онон меафзуд. Пас пурсиданд: -Эй шайхи некхулк, чаро сангдил шудӣ? Мо ба хотири марги фарзандони ту мегирйему навҳа сар медиҳем, чаро ту ашк намерезӣ ва фарёде барнамеоварӣ?

*Як сабоҳе гуфташ аҳли байти ӯ:*
*-Сахтдил чунӣ? Бигӯ, эй некҷӯ.*
*Мо зи маргу ҳаҷри фарзандони ту,*
*Навҳа медорем бо пушти дуту.*[515]
*Ту намегириӣ, намезорӣ чаро?*
*Ё ки раҳмат нест андар дил туро?*
*Чун туро раҳме набошад дар дарун,*
*Пас чӣ уммед астмон аз ту кунун?*

Шайх дар посух мегӯяд: -Мабодо гумон баред, ки дилам аз меҳри фарзандон тиҳӣ шуда, ман ҳатто барои кофирон дил месӯзонам, чӣ расад ба фарзандонам. Аммо сабаби шеван[516] накарданам он аст, ки гиря барои ҳиҷрону дуриву ҳирмон[517] аз дидор аст ва ман ҳиҷроне надорам, зеро фарзандонам лаҳзае аз чашмонам пинҳон нестанд, онон дар атрофи ман ҳастанд ва ман наззорагари эшонам. Агар мардуми олӣ мурдаҳои худро дар хоб мебинанд, ман азизони аздастрафтаи худро дар бедорӣ низ

[512] *Сӯг* – мусибат, мотам, азо.
[513] *Шигифт* – аҷиб, хайратовар, галатӣ.
[514] *Отифа* – мехрубонӣ, шафкат, илтифот.
[515] *Пушти дуту* – комати хамида.
[516] *Шеван* – нолаву зорӣ, навха дар вакти рӯй додани мусибат.
[517] *Ҳирмон* – ноумедӣ, маҳҷурӣ, маҳрумӣ.

мушоҳида мекунам:

*Шайх гуфт ӯро: -Мапиндор, эй рафиқ,*
*Ки надорам раҳму меҳру дил шафиқ.*
*Бар ҳама куффор моро раҳмат аст,*
*Гарчи ҷони ҷумла кофар никмат[518] аст.*
*Гуфт: -Пас чун раҳм дорӣ бар ҳама,*
*Ҳамчу чӯпоне ба гирди ин рама.*
*Чун надорӣ навҳа бар фарзанди хеш,*
*Чунки фассоди[519] аҷалшон зад ба неш.*
*Рӯ ба зан карду бигуфташ: -Эй аҷуз,*
*Худ набошад фасли дай ҳамчун тамуз.*
*Ман чу бинамшон муайян пеши хеш,*
*Аз чӣ рӯ рӯро кунам ҳамчун ту реш?*
*Гиря аз ҳиҷрон бувад ё аз фироқ,*
*Бо азизонам висол асту инок.[520]*
*Халқ андар хоб мебинандашон,*
*Ман ба бедорӣ ҳамебинам аён.*

## БИНО ШУДАНИ КӮР ҲАНГОМИ ҚУРЪОН ХОНДАН

Шайх чанд рӯзе меҳмони пирамарди нобино буд. Рӯзе Қуръонеро дар хонаи он марди нобино мушоҳида карду тааҷҷуб кард ва бо худ гуфт: -Дар ин хона ҷуз ин пири нобино касе нест. Пас ин Қуръон ба чӣ кор меояд?

*Гуфт: -Ин ҷо, эй аҷаб, Мусҳаф чарост?*
*Чунки нобиност ин дарвеши рост.*
*Андар ин андеша ташвишаш фузуд,*
*Ки ҷуз ӯро нест ин ҷо бошу буд.*

Шайх ҳамчунон дар он андеша буд, аммо дам барнаёвард ва пурсиш накард, шояд кам-кам ҷараёнро

518*Никмат* – ҷазо, интиқом, қасос.
519*Фассод* – касе, ки кораш раг задан (хун гирифтан) аст.
520*Иноқ* – ҳамоғӯшӣ, даст дар гардани якдигар доштан.





дарёбад ва ин муаммо бар ӯ гушуда гардад.

Агар одамӣ сабур[521] бошаду шикебоӣ варзад, пардаҳои ибҳом[522] канор меравад ва симои ҳақиқат ҷилвагар мешавад:

*Марди меҳмон сабр карду ногаҳон,*
*Кашф гашташ ҳоли мушкил дар замон.*

Нимаҳои шаб буду шайх дар хоб, ки садои ҳазину гӯшнавози қироати Қуръон ӯро бедор кард. Бархост ва ба сӯи садо рафт. Бо шигифтӣ дид, ки он марди нобино Қуръонро муқобили худ гушуда ва онро тиловат мекунад:

*Нимашаб овози Қуръонро шунид,*
*Ҷаст аз хоб, он аҷобатро бидид.*
*К-аз Мусҳаф кӯр мехондӣ дуруст,*
*Гашт бесабру аз ӯ он ҳол ҷуст.*

-Эй мард, чӣ гуна бо чашмони нобино аз рӯи Мусҳаф Қуръон мехонӣ? Ангушт бар хутути он мениҳода ва сари худро ба сӯи он хам кардаӣ?

*Гуфт: -Оё, эй аҷаб бо чашми кӯр,*
*Чун ҳамехонӣ, ҳамебинӣ сутур?*
*Он чӣ мехонӣ, бар он афтодаӣ,*
*Дастро бар ҳарфи он бинҳодаӣ.*

Марди нобино гуфт: -Аз феъли Худо дар шигифт мабош. Ман аз дилу ҷон аз Ӯ хостам, ки вақте мехоҳам Қуръон бихонам, чашмамро бино кунад, чаро ки ҳофизи Қуръон нестам ва наметавонам аз бар бихонам. Худованд низ дуоямро иҷобат кард:

*Ман зи Ҳақ дархостам, к-эй Мустаъон,[523]*
*Бар қироат ман ҳарисам ҳамчу ҷон.*
*Нестам ҳофиз, маро нуре бидеҳ,*
*Дар ду дида вақти хондан, бегиреҳ.*
*Омад аз Ҳазрат нидо, к: -Эй марди кор,*
*Эй ба ҳар ранҷе ба мо уммедвор.*

521*Сабур* – сабркунанда, тобовар ба сахтиҳо.
522*Ибҳом* – сухани норавшану шубҳанок, пӯшида.
523*Мустаъон* – яке аз сифатҳои Худо; он ки аз Ӯ ёрӣ металабанд.

*Ҳусни занн*[524] *асту умеде хуш туро,*
*Ки туро гӯяд ба ҳар дам бартаро.*
*Ҳар замон, ки қасди хондан бошадат,*
*Ё зи Мусҳафҳо қироъат боядат.*
*Ман дар он дам во диҳам чашми туро,*
*То фурӯ хонӣ Муаззам ҷавҳаро.*

## ДИДОРИ ЛУҚМОН БО ДОВУД АЛАЙҲИССАЛОМ

*Рафт Луқмон сӯи Довуди Сафо,*
*Дид, к-ӯ мекард з-оҳан ҳалқаҳо.*
*Ҷумларо бо ҳамдигар дармефиканд,*
*З-оҳани пӯлод он шоҳи баланд.*
*Санъати заррод*[525] *ӯ кам дида буд,*
*Дар аҷаб монд, васвосаш фузуд.*

Луқмон ба дидори Довуди паёмбар рафт. Дид ӯ аз оҳан ҳалқаҳое месозад ва онҳоро дарҳам меканад. Луқмон зиреҳ надида ва аз санъати зиреҳсозӣ бехабар буд. Аз ин рӯ, надонист Довуд чӣ мекунад ва чӣ месозад? Хост суол кунад, аммо бо худ гуфт: -Сабр кардан беҳтар аст, зеро сабр инсонро зудтар ба мақсуд мерасонад:

*Боз бо худ гуфт: -Сабр авлотар аст,*
*Сабр то мақсуд зутар раҳбар аст.*
*Чун напурсӣ, зудтар кашфат шавад,*
*Мурғи сабр аз ҷумла паррнтар бувад.*
*В-ар бипурсӣ дертар ҳосил шавад,*
*Саҳл аз бесабрият мушкил шавад.*

Луқмон хомӯш монд ва танҳо наззора мекард. Дар ҳамон замон Довуд аз кори зиреҳсозӣ фориғ шуд. Ӯ аз он ҳалқаҳои тӯ дар тӯ[526] зиреҳе сохт ва дар баробари

[524] *Ҳусни занн* – пиндошти зебо, умеди нек.
[525] *Заррод* - зиреҳсоз.
[526] *Тӯ дар тӯ* – қабат ба қабат, печ дар печ.





чашмони шигифтзадаи Луқмон онро бар тан кард. Луқмон бо дидани ин манзара посухи худро ёфт.

Довуд алайҳиссалом гуфт: -Ин танпӯш ҳангоми набард ва дар майдони корзор либоси хубест ва бо он метавон аз газанди[527] зарбаҳои шамшер дар амон монд.

Луқмон низ дар посух гуфт: -Сабр низ инсонро аз газанди ғаму андӯҳ дар амон медорад:

*Гуфт Луқмон: -Сабр ҳам некӯ дамест,*[528]
*Ки паноҳу дофеъи ҳар ҷо ғамест.*
*Сад ҳазорон кимиё Ҳақ офарид,*
*Кимиёе ҳамчу сабр Одам надид.*

## ДАҚУҚӢ ВА КАРОМОТИ Ӯ

Солиёни пеш орифе баландпояе буд ба номи Дақуқӣ. Дақуқӣ маротиби болое дар сайру сулук ва ирфон дошт ва ҳамвора дар сайру сафар буд. Камтар мешуд, ки ду рӯз дар як маҳал ба сар барад. Қарору ором надошт, ҳамвора аз сӯе ба сӯе ва аз ҷое ба ҷое мерафт ва дар пайи гумшудае мегашт:

*Солу маҳ рафтам, сафар аз ишқи моҳ,*
*Бехабар аз роҳ, ҳайрон дар Илоҳ.*
*Побараҳна меравӣ бар хору санг,*
*Гуфт: -Ман ҳайронаму бехешу данг.*[529]

Ӯ дар пайи авлиёи хоси Худо буд ва дар роҳи расидан ба мақсуд муштоқонаву девонавор солҳо дар паҳнаи замин мегашт, то гумшудаашро биёбад. Гоҳ мешуд, ки побараҳна ва бо ҷомаи дарида қадам бар хорҳову сангҳо мениҳод, то шояд роҳбари роҳдони восил ба Ҳақро дарёбад ва даст дар дасти ӯ ниҳад ва уручи рӯҳониашро

[527] *Газанд* – осеб, нуқсон, зарар.
[528] *Некӯ дам* – дами некӯ, нафаси хубу хуш.
[529] *Данг* – беҳуш, аблаҳ.

ба камол расонад.

Саранҷом пас аз солҳо таҳаммули ранҷу сахтӣ дар ғуруби як рӯзи баёдмонданӣ ба соҳиле мерасад ва бо манзарае ҳайратафзо рӯ ба рӯ мегардад:

*Чун расидам сӯи як соҳил ба гом,*
*Буд бегаҳ, гашта рӯзу вақти шом.*
*Ҳафт шамъ аз дур дидам ногаҳон,*
*Андар он соҳил, шитобидам ба он.*
*Нури шӯъла(й) ҳар яке шамъе аз он,*
*Баршуда хуш то инони*[530] *осмон.*
*Хира гаштам, хирагӣ ҳам хира гашт,*
*Мавҷи ҳайрат ақлро аз сар гузашт.*

Инак, мушоҳидоти Дақуқиро аз забони ӯ бишнавем: -Ҳафт шамъи фурӯзон дидам, ки анворе бас ҳайратовар дошт. Шӯълаи он шамъҳо ба авҷи осмонҳо сар мекашид. Бо ҳайрати тамом бо худ гуфтам: -Ин шамъҳо дигар чист? Чаро дигарон ин партави дурахшандаро намебинанд?

*Ин чӣ гуна шамъҳо афрӯхтаст,*
*К-ин ду дида(й) халқ аз инҳо дӯхтаст?*

Дар ҳамин ҳол дидам, ки он ҳафт шамъ як шамъ шуд ва ба рӯшноии он афзуда гашт. Ва бори дигар он як шамъ ҳафт шамъ шуд ва он гоҳ ҳафт шамъ ба сурати ҳафт марди нуронӣ даромад, ки нурашон ба авҷи афлок сар мекашид. Бар ҳайратам афзуда шуд. Андаке пеш рафтам ва бештар диққат кардам, дидам ҳар як аз он мардон ба сурати такдарахте[531] намоён шуданд, ки шохи он аз сидратулмунтаҳо[532] низ мегузашт:

*Ҳар дарахте шох бар сидра зада,*
*Сидра чӣ бвад? Аз хало*[533] *берун шуда.*

[530]*Инон* – паҳна, арса, майдон; ҷилав.
[531]*Такдарахт* - дарахти танҳо, ягона.
[532]*Сидратулмунтаҳо* – дарахтест бар фалаки ҳафтум, ки интиҳои аъмоли мардум ва ниҳояти расидани илми халқ ва интиҳои расидани Ҷабраийл алайҳиссалом аст. Ва ҳеч кас аз он нагузашта, магар Пайғамбари мо салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам.
[533]*Хало* – хилват, ҷои танҳоӣ.





*Бехи ҳар як рафта дар қаъри замин,*
*Зертар аз гову моҳӣ буд яқин.*

Ҳафт дарахти пуршоху барг пур аз меваҳои шодоб; аз худ пурсидам: -Чаро ҳар рӯз мардум ҳазор-ҳазор аз канори ин дарахтон мегузаранд ва онҳоро намебинанд? Ҷулӯтар рафтам, дидам, он ҳафт дарахт як дарахт шуд ва дубора як дарахт ҳафт дарахт гардид:

*Ҳафт мешуд, фард мешуд ҳар даме,*
*Ман чӣ сон мегаштам аз ҳайрат ҳаме.*

Пас аз он дидам, ки дарахтон чун одамиён саф кашидаанд ва намоз мегузоранд, як дарахт дар ҷулӯ ва бақия бад-он иқтидо карда буданд:

*Баъд аз он дидам дарахтон дар намоз,*
*Саф кашида, чун ҷамоат карда соз.*
*Як дарахт аз пеш, монанди имом,*
*Дигарон андар паси ӯ дар қиём.*

Муддате нагузашт, ки он ҳафт дарахт ба ҳафт мард мубаддал шуданд, гирди ҳам омаданд ва ҷамъе ташкил доданд. Наздиктар рафтам, салом кардам. Посух доданд ва маро ба ном садо карданд. Ҳайрону мабхут гаштам, ки номи маро чӣ гуна медонанд? Дар ин андеша будам, ки гӯё фикрамро хонданд ва дар посух гуфтанд:

*Бар диле, к-ӯ дар таҳайюр бо Худост,*
*Кай шавад пӯшида рози чаппу рост?*

Дубора бо худ гуфтам: -Агар ин авлиё бар ҳақоиқу асрори нуҳуфтаи ҷаҳон огоҳанд, чаро назар ба алфозу асомӣ доранд? Дар посухам:

*Гуфт: -Агар исме шавад ғайб аз валӣ,*
*Он зи истиғроқ дон, н-аз ҷоҳилӣ.*

Агар аҳёнан авлиё алфозу калимот ва русумро аз ёд мебаранд, ба хотири он аст, ки дар ҳақоиқи ботинии ҷаҳон ғарқ шудаанд, на он ки аз онҳо бехабар бошанд.

*Баъд аз он гуфтанд: -Моро орзуст,*
*Иқтидо кардан ба ту, эй покдӯст.*

Намози ҷамоат ба имомати Дақуқӣ дар соҳили дарё

барпо шуд. Дар миёни намоз чашмони Дақуқӣ ба паҳнаи муталотими[534] дарё афтод. Дид, ки як киштӣ дар миёни амвоҷи[535] хурӯшон гирифтор омада ва чизе намонда, ки дарҳам шиканад ва ғарқ дар об шавад. Дилаш ба раҳм омад ва дар ҳамон ҳоли намоз аз самими дил барои наҷоти сокинони он киштии балозада лаб ба дуо кушод:

*Гуфт: -Ё Раб! Мангар андар феълашон,*
*Дасташон гир, эй Шаҳи некӯнишон.*
*Хуш саломаташон ба соҳил бозбар,*
*Эй расида дасти ту дар баҳру бар.*
*Эй Кариму эй Раҳими сармадӣ,*
*Даргузар аз бадсиголон[536] ин бадӣ...*
*Ҳамчунин мерафт бар лафзаш дуо,*
*Он замон чун модарони бовафо.*
*Ашк мерафт аз ду чашмаш в-он дуо*
*Бехуд аз вай мебаромад бар само.*

Дуои Дақуқӣ ба ҳадафи иҷобат расид ва он киштӣ аз тӯфони бало раст ва ба саломат ба соҳил расид ва намози онон низ дар ҳамон замон поён ёфт.

*Чун раҳид он киштиву омад ба ком,*
*Шуд намози он ҷамоат ҳам тамом.*

Дар ин ҳол он ҳафт нафар оҳиста ва дар гӯшӣ аз якдигар мепурсиданд: -Чӣ касе дар кори Худо фузулӣ кард ва қазои Илоҳиро баргардонд? Аз ҳар кадом суол мешуд, мегуфт: «Кори ман нест». То он ки донистанд кор кори Дақуқист:

*Фуҷ-фуҷе афтодашон бо ҳамдигар,*
*К-ин фузулӣ кист аз мо, эй падар?*
*Гуфт ҳар як: -Ман накардастам кунун,*
*Ин дуо, на аз бурун, на аз дарун.*
*Гуфт: -Моно,[537] к-ин имоми мо зи дард,*
*Булфузулона муноҷоте бикард.*

---

[534] *Муталотим* - талотумкунанда, мавҷзананда.
[535] *Амвоҷ* – мавҷҳо.
[536] *Бадсиголон* – бадандешон.
[537] *Моно* – гӯё, мисли ин ки.





Дақуқӣ мегӯяд: -Садои ҷамоатро аз пушти сар шунидам ва рӯй гардондам, то бидонам чӣ мегӯянд; аммо ҳамин ки пушти сари худро нигоҳ кардам:

*Як аз эшонро надидам дар мақом,*
*Рафта буданд аз мақоми худ тамом.*
*На ба чап, на рост, на боло, на зер,*
*Чашми тези ман нашуд бар қавм чир.*

Мутаҳаййир шудам, ки чаро Худованд дидагонамро аз дидани онҳо фурӯ пӯшонид:

*Дар таҳайюр мондам, к-ин қавмро,*
*Чун бипӯшонид Ҳақ бар чашми мо?*

Солҳо гузашт ва дигар чашми Дақуқӣ ба он анвори дурахшон рӯшан нашуд:

*Солҳо дар ҳасрати эшон бимонд,*
*Умрҳо дар шавқи эшон ашк ронд.[538]*

---

[538] Достони Дақуқӣ аз муфассалтарин хикоятҳои маснавист, ки ҳудуди чаҳорсад байтро ба худ ихтисос додааст. Ва аммо Дақуқӣ кист? Бархе гуфтаанд ӯ Абӯабдулмунъим Муҳаммад ибни Муҳаммад ибни Абулмазод Дақуқӣ аст, ки дар соли 640 ҳ.қ. дар Ҳимоқ, шаҳре дар магриби Сурия мезиста (Маъхаз: «Қисасу тамсилоти Маснавӣ», саҳ. 107-110) Бархе низ эҳтимол додаанд, ки Дақукӣ дар воқеъ худи Мавлоност ва ин мукошифот барои худи ӯ рӯй додааст.

Мавлоно дар ин ҳикояти тамсилӣ ва пуррамзу роз муҳимтарин мабоҳиси ирфону тасаввуфро аз қабили ваҳдати вуҷуд, иттиҳоди нури авлиё, таҷассуди рӯҳ дар қолибҳои мисолӣ, зуҳури Ҳақ дар кисвати халқ ба таҷаллӣ ба сурати зебо ва дилкаш ба назм даровардааст. Фаҳми бисёре аз абёти марбут ба ин достон бисёр душвор аст (руҷӯъ кунед: «Шарҳи ҷомеъи Маснавӣ», ҷ.3, саҳ.500).

Дар ин достон вуҷуди ҳафт мардон рамзе аз риҷоли ғайб, дарё рамзе аз дунёи ҳиссӣ ва аҳли киштӣ рамзе аз ҷомеаи инсонист. Мардони ғайб ҷуз ба ишораву илҳоми Ҳақ дар кори олам тасарруф намекунанд, мардумро мешиносанд ва ба ном мехонанд, аммо мардум онҳоро намебинанду намешиносанд ва ҷуз пас аз солҳо сайру сулук наметавонанд ба сӯҳбати онон бор ёбанд.

Табдили ҳафт шамъ ва ҳафт дарахт ба як шамъ ва як дарахт таъбирест аз ваҳдати арвоҳи авлиё; нури шамъ рамзи нури ҳидоят ва вуҷуди дарахт рамзи зиндагӣ ва таҷдиди ҳаёт аст. Ин достон ҳамчунин ба ин муътақиди урафо ишора дорад, ки халқи олам ҳам вуҷуд ва ҳам ҳидояти худро мадюни авлиёи Худо ҳастанд. Ҳамчунин баёнгари он аст, ки авлиёи Худо ба он чи машийяти Илоҳист, эътироз надоранд ва булфузулона барои рафъи қазои ӯ дуо ҳам намекунанд. (Руҷӯъ кунед: Абдулҳусайни Зарринкӯб. «Баҳр дар кӯза», с.151, 152).

# ГУРЕХТАНИ ИСО АЛАЙҲИССАЛОМ АЗ МАРДИ АҲМАҚ

*Исии Марям ба кӯҳе мегурехт,*
*Шер гӯйӣ хуни ӯ мехост рехт.*
*Он яке дар пай давиду гуфт: -Хайр,*
*Дар пайат кас нест, чӣ грезӣ чу тайр?*
*Бошитоб ӯ ончунон метохт ҷуфт,*
*К-аз шитоби худ ҷавоби ӯ нагуфт.*

Исо алайҳиссалом бо шитоб аз доманаи кӯҳ боло мерафт, чунон ки гӯё шере дар пайи ӯ давон аст ва қасди даридани ӯро дорад. Шахсе ки наззорагари фирори он Паёмбар буд, дар шигифт монд, ки Исо аз баҳри чӣ мегурезад. Шитобон худро ба ӯ расонд ва сабабро пурсид. Исо алайҳиссалом аз фарти шитоб посухаш нагуфт. Он мард:

*Як-ду майдон дар пайи Исо биронд,*
*Пас ба ҷиддан ҷид(д) Исоро бихонд.*
*К-аз пайи марзоти Ҳақ як лаҳза бист,*
*Ки маро андар гурезат мушкилест.*

-Туро ба Худо, як лаҳза таваққуф кун ва ба пурсишам посух деҳ: -Магар шере ё душмане дар таъқиби туст, ки «аз ин сӯ мегурезӣ, эй карим?»

-Ҷулӯи роҳамро нагир, фирори ман аз аҳмақ аст.

-Магар ту он Исо нестӣ, ки дами масеҳоиат кӯрро бино ва карро шунаво мекунад?

-Оре, ҳамонам.

-Магар ҳамон Паёмбар нестӣ, ки:

*Чун бихонӣ он фусун бар мурдае,*
*Барҷаҳад чун шери сайдовардае.*

-Оре, он манам.

-Магар ту он нестӣ, ки аз гили мурда парандаи зинда месозӣ?





-Оре, худам ҳастам.

-Пас аз чӣ касе ва чӣ чизе ҳаросу бим дорӣ?

-Ба Худо савганд, он Исми аъзам кӯрро бино ва карро шунаво ва мурдаро зинда ва ҳазор кори дигар мекунад, аммо сад ҳазор бор онро бар дили аҳмақ хондам ва асаре набахшид!

*Гуфт Исо, ки ба зоти поки Ҳақ,*
*Мубдеъи[539] тан, Холиқи ҷон дар сабақ.*
*К-он фусуну Исми аъзамро, ки ман,*
*Бар кару бар кӯр хондам, шуд ҳасан.*
*Бар кӯҳи сангин бихондам, шуд шикоф,*
*Хирқаро бидрид бар худ то ба ноф.*
*Бар тани мурда бихондам, гашт ҳай,[540]*
*Бар сари лошай[541] бихондам, гашт шай.[542]*
*Хондам онро бар дили аҳмақ ба вуд,[543]*
*Сад ҳазорон бору дармоне нашуд.*

Мард пурсид: -Эй Паёмбари Худо, чаро Исми аъзам дар он маворид асар мекунад, аммо дар аҳмақ асар намекунад? Он бемориҳои ҷисмонӣ ранҷ аст, ҳамоқат ҳам навъе ранҷ аст. Чаро Исми аъзам бемории ҳамоқатро дармон намекунад?

-Чун ранҷи аҳмақӣ қаҳри Худост, аммо бемории кӯриву карӣ ва монанди он ибтилост,[544] на қаҳри Худо. Ибтило мӯҷиби тараҳҳуму дилсӯзӣ аст, аммо ҳамоқат дардест, ки дигаронро озор медиҳад:

*З-аҳмақон бигрез, чун Исо гурехт,*
*Сӯҳбати аҳмақ басе хунҳо, ки рехт.*
*Андак-андак обро duздад ҳаво,*
*Дин чунин дуздад, ҳам аҳмақ аз шумо.*

[539] *Мубдеъ* – эҷодкунанда, навиовар.
[540] *Ҳай* – зинда.
[541] *Лошай(ъ)* - ночиз, хечмаярз.
[542] *Шай(ъ)* – чиз, ашё.
[543] *Вуд* – меҳру шафқат.
[544] *Ибтило* – озмоиш, имтиҳон; бало, мусибат.

*Он гурези Исӣ на аз бим буд,*
*Эмин аст ӯ, он пайи таълим буд.*

## КИШТӢ СОХТАНИ НӮҲ ВА ИСТЕҲЗОИ МАРДУМ

[Пас аз он ки Нӯҳ аз ҳидояти қавми худ навмеду маъюс шуд, қавми худро нафрин кард ва Худоро хонд, то аз ин кофирон як тан бар замин зинда нагзорад.

Худованд Нӯҳро фармуд, то ба ёрии пайравони андакаш киштӣ бисозад. Нӯҳ нуқтаеро бар хушкӣ ва дур аз дарё баргузид ва аз танаи дарахтон бо ранҷи бисёр тахтаҳое фароҳам овард ва сохтани киштиро оғоз кард.]

Аз ҳамон ибтидо тамасхурҳо ва ришхандҳо оғоз шуд. Ҳар рӯз дастае аз кофирон меомаданд ва ӯву ёронашро ба боди истеҳзо мегирифтанду мегуфтанд: -Эй Нӯҳ, беҳтар набуд фикри як дарё ҳам дар ин наздикиҳо мекардӣ? Охир кадом девонае дар хушкӣ ва дур аз дарё чунин киштии бузурге месозад?

*Нӯҳ андар бодия[545] киштӣ бисохт,*
*Сад масалгӯ аз пайи тасхур битохт:*
*-Дар биёбоне, ки ҷоҳи об нест,*
*Мекунад киштӣ, чӣ нодон аблаҳест!*
*Он яке мегуфт: -Эй киштӣ, битоз.*
*В-он яке мегуфт: -Парраш ҳам бисоз.*

Яке мегуфт: -Эй киштӣ, тундтар ҳаракат кун!

Ва дигарӣ мегуфт: -Барои киштиат болу паре ҳам қарор бидеҳ, то парвоз кунад!

Севумӣ: -Лобуд, говҳое кироя карда, ки ин киштиро ба дарё хоҳанд бурд!

Чаҳорумӣ: -Шояд ҳам дарёро ба ин ҷо хоҳад овард?

Аммо посухи Нӯҳ ба ин ҳама ришханд он буд, ки ин

[545]*Бодия* – биёбон, саҳро.





корро ба фармони Худо мекунам ва мутмаин[546] бошед, ки сохти он бо ришхандҳову масхарабозиҳои шумо мутаваққиф[547] намегардад:

*Ӯ ҳамегуфт: -Ин ба фармони Худост,*
*Ин ба чарбакҳо[548] нахоҳад гашт кост.*

## ДУЗД ВА БОНГИ ДУҲУЛ

Нимаҳои шаб буд. Дузде барои боз кардани роҳи нуфуз пойдевори манзилеро сӯрох мекард. Дар он ҳаволӣ беморе сабукхоб буд. Тақ-тақи оҳистаи тешаи дуздро шуниду бедор шуд. Бар бом рафт ва ба пойин назар кард. Мардро диду гуфт: -Чӣ мекунӣ?

*Нимбедоре, ки ӯ ранҷур буд,*
*Тақ-тақи оҳистаашро мешунуд.*
*Рафт бар бому фурӯ овехт сар,*
*Гуфт ӯро: -Дар чӣ корӣ, эй падар?*

Мард гуфт: -Дуҳул (табл) мезанам.

-Пас чаро садое аз он ба гӯш намерасад?

-Садои ин дуҳулро фардо хоҳӣ шунид:

*Хайр бошад, нимшаб чӣ мекунӣ?*
*Ту киӣ? Гуфто: -Дуҳулзан, эй санӣ![549]*
*-Дар чӣ корӣ? Гуфт: -Мекӯбам дуҳул.*
*Гуфт: -Ку бонги дуҳул, эй бусубул?[550]*
*Гуфт: -Фардо бишнавӣ ин бонгро,*
*Наъраи «Ё ҳасрато! Во вайлато!»*

[Мавлоно ин ҳикоятро барои баёни ин ҳақиқат овардааст, ки мардуми зоҳирбину сатҳиандеш ҳамвора

[546]*Мутмаин* – хотирҷамъ, осуда.
[547]*Мутаваққиф* – таваққуфкарда, дар як ҷо мо[illegible]стода.
[548]*Чарбак* - дурӯғ; сухане ки ба тариқи масхар[illegible]касе гӯянд.
[549]*Санӣ* – олимақом, баландрутба.
[550]*Бусубул* – огоҳ аз ҳамаи роҳҳо, роҳдон.

ҳукм ба зоҳир мекунанд ва аз шинохти ҳақиқати падидаҳо ва низ дарёфти натоиҷи аъмоли худ ва дигарон оҷизанд.]

## ХАРГӮШ ВА ИДДАОИ ПАЁМБАРӢ

Сездаҳ паёмбар барои ҳидояти мардуми Сабо аз ҷониби Худованд ба сӯи эшон омаданд. Паёмбарони Илоҳӣ аз сари меҳру шафқат мардумонро ваъз карданду роҳ намуданд, аммо зангори гуноҳ чунон дилҳои ононро тираву тор сохта буд, ки нафаси гарми эшон дар оҳани сарди онон асар намекард.

Миёни паёмбарон ва онон суханони зиёде мубодала шуд, аз ҷумла он ки мардуми Сабо ба паёмбарон гуфтанд: -Шумо моро ба ёди он харгӯш меандозед, ки иддаои паёмбарӣ кард.

Достон аз ин қарор аст, ки дар ҷангал танҳо як чашмаи об буд ва онро ҳам филҳо дар ихтиёр доштанд ва дигар ҳайвонот барои истифода аз об ранҷи бисёр мебурданд ва наметавонистанд худро сероб кунанд. Дар он миён харгӯше зирак чорае андешид. Харгӯши пир шаби аввали моҳ болои кӯҳ меравад ва филҳоро садо мезанад ва хитоб ба шоҳи филҳо мегӯяд: -Ман паёмбар ва фиристодаи моҳ ҳастам ва моҳ мегӯяд: чашмаи об аз они мост. Шумо дур шавед, вагарна шуморо кӯр мекунам:

*Шоҳи пилон, ман расулам, пеш бист,*
*Бар расулон банду заҷру хашм нест.*
*Моҳ мегӯяд, ки: -Эй пилон, равед,*
*Чашма они мост, з-ин як сӯ шавед.*
*Варна мантон кӯр гардонам,ситам,*
*Гуфтам, аз гардан бурун андохтам.*

Ман паёмро расондам ва таклифро аз гардани худ бардоштам. Шоҳиди сидқи суханам низ он аст, ки ҳар гоҳ бар сари чашма биёед ва хартум дар об занед, моҳ





меларзад ва музтариб мешавад:

*Нак нишон он аст, к-андар чашма моҳ,*
*Музтариб гардад зи пили обхоҳ.*
*Чунки ҳафту ҳашт аз маҳ бигзарид,*
*Шоҳпил омад, зи чашма мечарид.*
*Чунки зад хартуми пил он шаб дар об,*
*Музтариб шуд обу маҳ кард изтироб.*
*Пил бовар кард аз вай он хитоб,*
*Чун даруни чашма маҳ кард изтироб.*

Вақте хафт-ҳашт рӯз гузашт, шоҳи филҳо канори чашма омад ва барои нӯшидани об хартуми худро дар об зад. Об ба навсон афтод ва тасвири моҳ низ дар он дучори ларзиш шуд. Фил, ки моҳро ларзон дид, ҳарфи харгӯшро бовар кард ва бо рамаи филҳо аз он ҷо гурехтанд.

Мардуми Сабо пас аз зикри ин достон гуфтанд:

*Мо на з-он пилони гӯлем, эй гурӯҳ,*
*К-изтироби моҳ орадмон шукӯҳ.*

Мушрикони[551] Сабо бо ин масал ба гумони худ посухи паёмбаронро доданд, ғофил аз он, ки масалро каж фаҳмидаанд ва бад тафсир кардаанд ва ба хато рафтаанд:

*Кай расадтон ин масалҳо сохтан?*
*Сӯи он даргоҳи пок андохтан?*
*Он масал овардан они Ҳазрат аст,*
*Ки ба илми сирру ҷаҳр[552] ӯ оят аст.*
*Ту чӣ донӣ сирри чизе, то ту кал[553]*
*Ё ба зулфе ё ба рух орӣ масал?*

## ПАРАНДА ДАР МИЁНИ ДУ РОҲЕ

Парандае болои девор нишаста буд. Дар як сӯ доме буд ва дар сӯи дигар саҳрову зиндагии озод. Паранда

[551] *Мушрик* – касе ки ба ягонагии Худо бовар надорад.
[552] *Ҷаҳр* - ошкор кардан ва овоз баланд кардан дар қироат.
[553] Яъне ту инсони кал, ки мурод инсони дур аз фазлу камол аст.

мураддад[554] буд, як бор ба дом менигарист ва бори дигар ба саҳро. Ҳирсу тамаъ ӯро ба сӯи дона мекашид, аммо аз озодӣ низ наметавонад бигзарад:

*Боз мурге фавқи деворе нишаст,*
*Дида сӯи донаи доме бибаст.*
*Як назар ӯ сӯи саҳро мекунад,*
*Як назар ҳирсаш ба дона мекашад.*

Саранҷом ҳавову ҳавас ақлу хушро аз ӯ мебарад ва ба сӯи дом мекашонадаш:

*Ин назар бо он назар чолиш[555] кард,*
*Ногаҳоне аз хирад холиш кард.*

Аммо дар он ҷо парандаи дигаре низ буд, ки бар ҳаво[556] ғалаба кард ва аз донаи ҳалокатбор чашм бардошт ва ба сӯи озод зистан пар кашид:

*Боз мурге, к-он тараддудро гузошт,*
*З-он назар барканду бар саҳро гумошт.*

Достони ин ду паранда ҳикояти ҳоли мо - одамиён аст, ки дар андаруни мо гироиш ба хубиву камол аз як сӯ ва шаҳавоту лазоизи[557] дунявӣ аз сӯи дигар ҳамвора дар ситезанд. Бархе бар ҳаво ғалаба мекунанд ва бархи дигар, ҳаво бар эшон ғолиб меафтад. Аммо раҳмати Худо роҳи бозгаштро кушуда ва тавбаи нодимонро пазирост:

*Борҳо дар доми ҳирс афтодаӣ,*
*Ҳалқи худро дар буридан додаӣ.*
*Бозат он таввоби лутф озод кард,*
*Тавба пазруфту шуморо шод кард.*

## СУФРАИ ХОЛӢ ВА ШӮРИ СӮФӢ

Дарвеши гурусна рӯзе суфрае бар девор овехта мебинад. Ҳамон дам ба шӯру шавқ меояд ва

[554] *Мураддад* – он ки дар шакку шубҳа бошад; дудила.
[555] *Чолиш* – задухӯрд, мубориза.
[556] *Ҳаво* – дар ин ҷо ба маънии *майлу ҳавас* ва *иштиёқ*.
[557] *Лазоиз* – лаззатҳо.





дастафшониву пойкӯбӣ мекунад ва бонг бармеоварад, ки: -Эй бенавоён, ин аст чораи дардатон ва марҳами захматон.

Андак-андак дарвешони дигар низ ба шӯр меоянд ва бо ӯ ҳамроҳӣ мекунанд, то он ки дар он миён:

*Булфузуле гуфт сӯфиро, ки: -Чист?*
*Суфрае овехта в-аз нон тиҳист.*

- Суфраи бенон ва аз мех овезон, ки ин ҳама ҷору ҷанҷол надорад.

Дарвеш дар посух гуфт: -Бирав, ки ту на худро мешиносӣ ва на аз ҳақиқати ишқ хабар дорӣ. Ошиқ дар банди нестҳои ҳастнамо асир намешавад:

*Гуфт: -Рав, рав, нақши бемаънистӣ,*
*Ту биҷӯ ҳастӣ, ки ошиқ нестӣ.*
*Ошиқонро кор набвад бо вуҷуд,*
*Ошиқонро ҳаст бе сармоя суд.*

## ПОДШОҲ ВА СУНҚУР

Дар рӯзгори гузашта амире мезист, ки ғуломе ба номи Сунқур дошт. Дар яке аз саҳаргоҳон амир қасди ҳаммом мекунад. Сунқурро садо мезанад ва аз ӯ мехоҳад, ки лавозими ҳаммомро фароҳам оварад, то ба ҳаммом раванд:

*Мир шуд мӯҳтоҷи гармоба саҳар,*
*Бонг зад: -Сунқур, ҳало, бардор сар!*
*Тосу мандилу гил аз Олтун бигир,*
*То ба гармоба равем, эй ногузир![558]*
*Сунқур он дам тосу мандиле накӯ*
*Баргирифту рафт бо ӯ ду ба ду.*

[558] Эй ғуломе, ки ба ту ниёз дорам, тос (зарфе, ки дар ҳаммом бо он об рӯйи худ мерезанд) ва миёнбанду гили саршӯйиро аз Олтун (номи каниз) бигир, то ба ҳаммом биравем.

Амир бо Сунқур ба сӯи гармоба ҳаракат карданд. Аз масҷиде, ки дар миёни роҳ буд, бонги азон бархост. Сунқур, ки шефтаи намоз буд, иҷоза хост, то ба масҷид раваду намоз бигзорад. Амир иҷоза медиҳад. Сунқур ба масҷид меравад, аммо соатҳо мегузарад ва ӯ берун намеояд:

*Чун имому қавм берун омаданд,*
*Аз намозу вирдҳо фориғ шуданд.*
*Сунқур он ҷо монд то наздики чошт,*
*Мир Сунқурро замоне чашм дошт.*
*Гуфт: -Эй Сунқур, чаро н-ойӣ бурун?*
*Гуфт: -Менагзорадам ин зӯфунун.*

Амир лахте интизор кашид. Он гоҳ Сунқурро садо зад, ки чаро берун намешавӣ? Сунқур гуфт: -Касе дар ин ҷост, ки намегузорад хориҷ шавам. Андаке сабр кун, ҳоҳам омад:

*Сабр кун, нак омадам, эй рӯшанӣ,*
*Нестам ғофил, ки дар гӯши манӣ.*
*Ҳафт навбат сабр карду бонг кард,*
*То ки оҷиз гашт аз тебоши[559] мард.*

Сунқур ҳар бор дар посух мегуфт: -Ин ҷо касе намегузорад аз масҷид берун биёям.

-Дар масҷид, ки касе намондааст, чӣ касе намегузорад аз масҷид хориҷ шавӣ?

-Ҳамон касе, ки намегузорад ту дохил гардӣ.

*Посухаш ин буд: -Менагзорадам,*
*То бурун оям ҳанӯз, эй мӯҳтарам!*
*Гуфт: -Охир масҷид андар кас намонд,*
*К-ит вомедорад? Он ҷо к-ит нишонд?*
*Гуфт: -Он ки баста астат аз бурун,*
*Бастааст ӯ ҳам маро дар андарун.*
*Он ки нагзорад туро к-ойӣ дарун,*
*Мебинагзорад маро, к-оям бурун.*

[559]*Тебош* – ишва; дар ин ҷо ба маънии таъхиру диранг.





Мардони Худоро масҷид чун об аст барои моҳӣ. Об моҳиёнро ҳаёт асту зиндагонӣ, аммо хокиёнро марг асту табоҳӣ. Фосиқон фазои масҷидро танг мебинанду солеҳон фарох. Бояд моҳӣ шуд, то битавон дар об зист, яъне, ки дарунро бояд пок дошт ва ҷонро бо ёди Худо ошно сохт:

*Моҳиёнро баҳр нагзорад бурун,*
*Хокиёнро баҳр нагзорад дарун.*

## НАСӮХТАНИ ДАСТМОЛ ДАР ОТАШ

Ҷамъе ба меҳмонии Анас писари Молик[560] рафта буданд. Пас аз сарфи таъом Анас, ки дид дастмоли сари суфра зарду чиркин шуда, ба канизи худ мегӯяд, ки онро даруни оташи танӯр бияндоз. Каниз хостаи Анасро анҷом медиҳад.

Меҳмонон, ки гумон мебурданд дастмол хоҳад сӯхт, бо тааҷҷуб диданд, ки каниз пас аз дақоиқе дастмолро дар холе, ки комилан сафеду пок буд, аз танӯр берун овард. Дар ҳайрат мераванду сабабро мепурсанд.

*Қавм гуфтанд: -Эй саҳобии азиз,*
*Чун насӯзиду мунаққо[561] гашт низ?*
*Гуфт: -З-он ки Мустафо дасту даҳон,*
*Бас бимолид андар ин дасторхон.*

Анас мегӯяд: -Ба хотири он, ки ин дастмол чанд бор бо дастону лабони Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам ошно шуда буд. Агар шумо низ мехоҳед аз газанди оташи қаҳри Илоҳӣ дар амон бошед, ба он вуҷуди муборак наздик шавед.

*Эй дили тарсанда из нору азоб,*
*Бо чунон дасту лабе кун иқтироб.*[562]

[560]Достон марбут ба Анас ибни Молик, саҳобаи Паёмбар аст. Аз ӯ аҳодиси фаровоне нақл шудааст. Пас аз реҳлати Паёмбар ба Димишқ сафар кард ва аз он ҷо ба Басра рафт ва дар он шаҳр вафот ёфт.(Ба нақл аз «Шарҳи ҷомеъи «Маснавӣ», ҷилди 3, саҳ.792).

[561]*Мунаққо* – покиза.

[562]*Иқтироб* – наздикӣ.

*Чун ҷамодеро[563] чунин ташриф дод,*
*Ҷони ошиқро чиҳо хоҳад гушод?*

## ПАЁМБАР (С) ВА КОРВОНИ ТАШНА

Корвониён дар саҳрои хушк, зери тобиши сӯзноки офтоби Ҳиҷоз аз беобӣ дар маърази ҳалокат буданд. Аммо дар ҳоле, ки аз зиндагонӣ ноумед шуда буданд, ногаҳон Паёмбари гиромӣ барои наҷоти онон сар расид. Бедиранг гурӯҳе аз эшонро фармон медиҳад, ки ба пушти теппаҳои шаннии[564] он сӯ бираванд.

Корвониён пурсиданд: -Магар он сӯи теппаҳо чист?

Фармуд: -Дар он тараф ғуломи сиёҳе машке пур аз об ҳамроҳ дорад ва бо шутуре меравад.

Он ҷамъ мераванд ва пас аз соате ҷустуҷӯ он ғуломи сиёҳро меёбанд:

*Пас бад-ӯ гуфтанд: -Мехонад туро,*
*Ин тараф фахру-л-башар, хайру-л-варо.[565]*
*Гуфт: -Ман нашносам ӯро, кист ӯ?*
*Гуфт: -Ӯ он моҳрӯйи қандхӯ.*

Ғулом, ки дар асари таблиғоти мушрикон Паёмбари гиромиро шоиру соҳир мепиндошт, аз рафтан ибо кард, аммо саранҷом ӯро кашон-кашон бо машки пур аз об сӯи Паёмбар овარданд.

Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам фармуд: -Аз оби даруни машки ин ғулом бинӯшед ва миқдоре ҳам захира кунед. Ҳамаи он ташналабон аз оби машк нӯшиданд ва шутурони худро низ сероб карданд ва тамоми машкҳои худро низ аз об пур карданд:

*Ҷумларо з-он машк ӯ сероб кард,*
*Уштурону ҳар касе з-он об х(в)ард.*

---
[563] *Ҷамод* – санг; минерал; чизи беҷон.
[564] *Шанн* – санги майда, сангреза.
[565] *Хайру-л-варо* - беҳтарини офаридагон.





*Ровия пур карду машк аз машки ӯ,*
*Абри гардун хира монд аз рашки ӯ.*

Машк дар воқеъ барои пӯшонидани рози Илоҳӣ буд, чаро ки амвоҷи фазли Илоҳӣ аз ҷои дигар ба корвониён мерасид:

*Машк худ рӯпӯш буду мавҷи фазл*
*Мерасид аз амри ӯ аз баҳри асл.*

Ҳамаи ҳозирон аз ин муъҷиза саргашта шуданд, ғулом низ мунқалиб[566] шуд ва нури имон бар дилаш тобид ва ба Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам гаравид. Паёмбар дасте бар ӯ кашид ва ранги сиёҳи ӯро сафед кард:

*Дастҳои Мустафо бар рӯ ниҳод,*
*Бӯсаҳои ошиқона бас бидод.*
*Мустафо дасти муборак бар рухаш*
*Он замон молиду кард ӯ фаррухаш.*
*Шуд сапед он зангиву зода(й) ҳабаш,*
*Ҳамчу бадру[567] рӯз равшан шуд шабаш.*

Ғулом ба сӯи арбоби худ бозмегардад. Арбоб ӯро бознамешиносад ва гумон мебарад, ки он ҷавони сафедрӯ ғуломашро кушта ва худ дар ҷои ӯ нишаста. Гуфт:

*-Ку ғуломи ман? Бигуфт: -Инак манам,*
*Кард дасти фазли Яздон рӯшанам.*
*-Ҳай, чӣ мегӯӣ? Ғуломи ман куҷост?*
*Ҳин, нахоҳӣ раст аз ман ҷуз ба рост.*
*Гуфт: -Асрори туро бо он ғулом*
*Ҷумла вогӯям якояк ман тамом.*

Саранҷом арбобро қонеъ мекунад, ки ин ҷавони сафеду зеборӯй ҳамон ғуломи зангии сиёҳи ӯст:

*Таншиносон зуд моро гум кунанд,*
*Обнӯшон тарки машку хум кунанд.*
*Ҷоншиносон азададҳо фориғанд,*
*Ғарқаи дарёи бечунанду чанд.*

---
[566] *Мунқалиб* - дигаргун.
[567] *Бадр* – моҳи пурра, моҳи мунаввар.

*Ҷон шаву аз роҳи ҷон ҷонро шинос,*
*Ёри биниш шав, на фарзанди қиёс.*

Дар ин ҳикоят арбоб рамзи касонест, ки ғарк дар моддиёту завоҳири дунявианд ва ба ночор меъёри шинохти онон низ моддиву зоҳирист. Ва он ғулом мисоли инсонест, ки нури ҳақиқат бар дилаш тобид ва аз гирдоби завоҳир раҳид. Корвониён низ соликоне ҳастанд, ки чун даст дар дасти роҳбари роҳдон гузориданду бечуну чаро фармонашро бурданд, аз ҳалокат раҳиданд ва ба ҳақиқат расиданд.

## ШАҲОДАТИ НАВЗОД БАР РИСОЛАТИ ПАЁМБАР (С)

Зани мушрик, ки сидқи Паёмбарро мункир ва дар зумраи мухолифони он Ҳазрат буд, барои имтиҳон фарзанди думоҳаи худро назди Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам овард. Тифли кӯчак дар бадани Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам ба сухан меояду меғӯяд: -Эй Расули Худо, салом бар ту, мо ба сӯи ту омадем.

*Модараш аз хашм гуфташ: -Ҳай хамӯш!*
*Кӣ-т афканд ин шаҳодатро ба гӯш?*
*Ин киат омӯхт, эй тифли сағир,*
*Ки забонат гашт дар тифлӣ ҷарир? [568]*
*Гуфт: -Ҳақ омӯхт, он гаҳ Ҷабрайил,*
*Дар баён бо Ҷабрайилам ман расил. [569]*

Дар ҳамон лаҳза бӯи атрогини биҳишт ба машоми кӯдаку модараш расид. Он ду масти он бӯ шуданд ва бимнок аз заволи он:

[568] *Ҷарир* – тез ва буро.
[569] *Расил* – ҳамроҳ, ҳамовоз.





*Ҳар ду мегуфтанд, к-аз хавфи суқут,*
*Ҷон супурдан беҳ бар ин бӯйи ҳанут. [570]*

Оре, касеро, ки Худо муаррифи ӯст, ҷамоду набот бар сидқаш гувоҳӣ медиҳанд ва он касро, ки Худо нигаҳдор аст, мурғу моҳӣ низ аз ӯ ҳифозат мекунанд:

*Он касеро, к-иш муарриф Ҳақ бувад,*
*Ҷомиду[571] номиш[572] сад саддақ[573] занад.*
*Он касеро, к-иш Худо ҳофиз бувад,*
*Мурғу моҳӣ мар варо ҳорис[574] шавад.*

## УҚОБ ВА КАФШИ ПАЁМБАР (С)

Бонги азон аз боми масҷид баромад ва Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам бо шунидани садои азон оҳанги намоз кард:

*Хост обеву вузӯро тоза кард,*
*Дасту рӯро шуст ӯ з-он оби сард.*

Он ҳазрат ҳар ду поро масҳ кард ва хост кафши худро бипӯшад, ки ногаҳон уқобе фурӯд омад ва кафши он ҳазратро рабуд. Паёмбар хост кафшро аз уқоб бозпас гирад, аммо уқоб чира шуд. Он паранда кафшро дар ҳаво воруна[575] кард ва аз даруни он море ба замин афтод:

*Мӯзаро андар ҳаво бурд ӯ чу бод,*
*Пас нагун карду аз он море фитод.*
*Дарфитод аз мӯза як мори сиёҳ,*
*З-он иноят шуд уқобаш некхоҳ.*

Уқоб гуфт: -Эй Паёмбар, ҷасоратамро бубахш, аз рӯи ночорӣ чунин кардам, вагарна ман мутеъи фармони ту

[570] *Ҳанут* – хушбӯихое, ки барои пошидан ба бадан ва кафани мурда тайёр мекунанд, монанди кофур, мушк ва ғайра.
[571] *Ҷомид* - он чи ки нашъунамо ва зиндагӣ надорад, монанди санг, кулӯх.
[572] *Номӣ* – рӯянда, сабзанда, рустанӣ.
[573] *Саддақ* – мансуб ба сидку ростӣ.
[574] *Ҳорис* – посбон, нигоҳдоранда.
[575] *Воруна* – вожгун.

ҳастам:

*Аз зарурат кардам ин густохие,*
*Ман з-адаб дорам шикастаашохие.*[576]

Паёмбар аз уқоб ташаккур кард ва амали ӯро сутуд. Ва фармуд: -Ҳарчанд Худованд ҳамаи асрори ғайбиро ба мо нишон медиҳад, вале дар он лаҳза дилам ба худ машғул буд:

*Гарчи ҳар ғайбе Худо моро намуд,*
*Дил дар он лаҳза ба худ машғул буд.*

Уқоб гуфт: -Эй Паёмбари гиромӣ, мақоми баланди ту аз ҳар ғалате муназзаҳ аст. Морро ҳам, ки ман дидам, инъикосе аз нури маънавияти ту буд:

*Гуфт: -Дур аз ту, ки ғафлат аз ту руст,*
*Диданам он ғайбро ҳам акси туст.*

Эй бародар, бидон, ки бисёре аз балоҳову аздастдоданҳо монанди рабудани уқоб аст кафши Паёмбарро, ки зоҳираш номулоим ва ботинаш хайру саломат аст:

*Он иқобашро уқобе дон, ки ӯ*
*Даррабуд он мӯзаро з-он некхӯ.*
*Ё раҳонад пошро аз захми мор,*
*Эй хунук ақле, ки бошад бегубор.*
*К-он бало дафъи балоҳои бузург*
*В-он зиён манъи зиёнҳои сутург.*

## ҶАВОНЕ, КИ ЗАБОНИ ҲАЙВОНОТ МЕДОНИСТ

*Гуфт Мӯсоро яке марди ҷавон,*
*Ки биёмӯзам забони ҷонварон.*
*То бувад, к-аз бонги ҳайвоноту дад,*[577]
*Ибрате ҳосил кунам дар дини х(в)ад.*

---

[576]*Шох шикастан* – адаб кардан, итоат кардан.
[577]*Дад* – ҳайвони даранда.





Марди ҷавон назди Мӯсо алайҳиссалом омад ва аз ӯ хост, то забони ҳайвонотро ба ӯ ёд диҳад.

Мӯсо: -Забони ҳайвонот ба чӣ корат меояд?

Ҷавон: -Забонҳои мардум ҳама дар роҳи касби обу нон ва фиреби дигарон аст ва суде барои дини ман надорад; шояд аз забони ҳайвонот барои дину имонам ибрате ҳосил кунаму панде гирам.

Мӯсо: -Аз ин ҳавас даст бардор, ки бисёр пурхатар аст. Аз Худо бихоҳ, то дилатро бедор кунад:

*Гуфт Мӯсо: -Рав, гузар кун з-ин ҳавас,*
*К-ин хатар дорад басе дар пешу пас.*
*Ибрату бедорӣ аз Яздон талаб,*
*Н-аз китобу аз мақолу ҳарфу лаб.*

Ҷавон харистар шуд ва исрор варзиду гуфт:

*Мар маро маҳрум кардан з-ин мурод,*
*Лоиқи лутфат набошад, эй ҷавод!*

Мӯсо бо Худо ба наҷво[578] пардохт. Мегуфт: -Худоё, ин ҷавонро шайтон фиреб додааст, агар забони ҳайвонотро ба ӯ биёмӯзам, барояш зиён дорад ва агар наёмӯзам, дилчиркин мешавад.

Ба ӯ ваҳӣ шуд, ки ҳоҷати ҷавонро бароварда соз ва забони ҳайвонотро ба ӯ таълим бидеҳ.

*Гуфт: -Эй Мӯсо, биёмӯзаш, ки мо*
*Рад накардем аз карам ҳаргиз дуо.*

Мӯсо боз ҳам ҷавонро панд дод, ки донистани забони ҳайвонот барои ту мушкилоти зиёде ба бор хоҳад овард, аммо ҷавон напазируфт ва саранҷом ба ин миқдор[579] розӣ шуд, ки фақат забони сагу мурғи хонагиро фаро бигирад; ва Мӯсо забони онҳоро ба ӯ омӯхт.

Субҳ шуд. Пас аз хӯрдани субҳона ходима суфраи гизоро дар ҳаёт такон дод. Аз он суфра тиккаи ноне афтод.

---

[578]*Наҷво* – роз.
[579]*Миқдор* – андоза, ҳаҷми муайян.

Хурӯс часту нонро рабуд. Ҷавон истода буд ва он манзараро менигарист. Ногаҳон шунид, ки саг ба хурӯс мегӯяд: -Ту ба ман зулм кардӣ, ту метавонӣ дона бихӯрӣ, аммо ман наметавонам, тиккаи нон саҳми ман буд.

*Пас хурӯсаш гуфт: -Тан зан,[580] гам мах(в)ар,*
*Ки Худо бидҳад иваз, з-инат дигар.*

Хурӯс ба саг мужда дод, ки фардо аспи ин мард халок мешавад ва лошаи он ғизои чарбе барои ту хоҳад буд.

Мард то ин суханро шунид, аспашро фаврӣ фурӯхт ва хурӯс назди саг шарманда шуд:

*Аспро бифрӯхт, чун бишнид мард,*
*Пеши саг шуд он хурӯсаш рӯйзард.*

Фардо низ ҳамон саҳна такрор шуд ва хурӯс боз ҳам тиккаи нони таҳмондаи ғизоро рабуд. Саг гуфт: -Эй хурӯс, боз ҳам бар ман ситам кардӣ. Лошаи асп ҳам, ки насиби мо нашуд.

Хурӯс гуфт: -Нороҳат набош, фардо қотири ӯ халок мегардад ва лошааш ғизои хубе барои ту хоҳад буд.

Мард ин суханонро мешунид. Донист, ки қотираш фардо мемирад, фаврӣ онро фурӯхт, то ин хисорат ба дигарӣ ворид шавад.

Хурӯс боз ҳам шарманда гардид. Рӯзи дигар ҳамон саҳна такрор шуд ва ин бор хурӯс гуфт: -Фардо ғуломи ин мард мемирад ва хешовандони ӯ нони фаровоне ба сагону гадоён хоҳанд дод.

Мард истода буд…

*Ин шуниду он ғуломашро фурӯхт,*
*Раст аз хусрону[581] рухро барфурӯхт.*
*Шукрҳо мекарду шодиҳо, ки ман*
*Растам аз се воқеа андар заман.*
*То забони мургу саг омӯхтам,*
*Дидаи суъулқазоро[582] дӯхтам.*

[580]*Тан зан* – дар ин ҷо *хамӯш шав.*
[581]*Хусрон* – зарар, зиён.
[582]*Суъулқазо* – зиштии марг, бадии қазо.





Ғуломи он мард назди муштарӣ мурд ва зиёнаш мутаваччеҳи ӯ шуд. Саг боз ҳам ба хурӯс гилоя кард ва хурӯс ин бор ҳам шарманда гашт. Аммо муждае бузургтар ба саг дод. Гуфт: -Он мард бо ин корҳо зиёни кӯчакеро дафъ кард, аммо роҳро барои хисорати бузурге кушод. Фардо ин мард худаш хоҳад мурд ва бастагони ӯ гову гӯсфандҳо мекушанд ва рӯзҳо суфраи таъом мегустаранд ва ту чандин рӯз ғизои хубе хоҳӣ дошт:

*Ӯ гурезонид молашро, валек*
*Хуни худро рехт, андарёб нек.*
*Як зиён дафъи зиёнҳо мешудӣ,*
*Ҷисму моли мост ҷонҳоро фидӣ.*
*-Лек фардо хоҳад ӯ мурдан яқин,*
*Гов хоҳад кушт ворис дар ҳанин.[583]*

Мард ҳамин, ки ин суханонро шунид, шитобон ба сӯи Мӯсо алайҳиссалом омад. Ҷараёнро бозгуфт ва ба илтимосу зорӣ афтод ва чораи кор аз Мӯсо талабид. Мӯсо алайҳиссалом барои тавбехи[584] ӯ гуфт: -Ту, ки хуб баладӣ аз зарару зиён худро бираҳонӣ, бирав худатро низ бифурӯш!

Мард дубора нолаву зорӣ сар дод. Мӯсо алайҳиссалом гуфт: -Тире аз камон раҳо шуда ва тақдири Илоҳӣ гузаштааст ва бознамегардад, аммо аз Худо мехоҳам, ки дар лаҳзаи марг боимон аз дунё биравӣ:

*Гуфт: -Тире ҷаст аз шаст, эй писар,*
*Нест суннат, к-ояд он вопас ба сар.*
*Лек дархоҳам зи некӯдоварӣ,*
*То ки имон он замон бо худ барӣ.*

Худои карим, ки дуои бандагони фармонбардорашро ҳамвора иҷобат[585] мекунад, ба Мӯсо…

[583]*Ҳанин* – гиря, нола.
[584]*Тавбеҳ* - танбеҳ.
[585]*Иҷобат* – қабул кардан, пазируфтан.

*Гуфт: -Бахшидам бад-ӯ имон, наъам,*[586]
*В-ар ту хоҳӣ, ин замон зиндаш кунам.*
*Балки ҷумла мурдагони хокро*
*Ин замон зинда кунам баҳри туро.*

На танҳо имон, балки ҷони дубора ба ӯ бахшидам ва агар ту бихоҳӣ, дар дам ҳамаи мурдагонро низ зинда кунам.

Бад-ин сон он мард ба дуои Мӯсо аз марг раст ва донист, ки зарарҳои молӣ барои ҳифзи ҷон муфид аст. Ба таври куллӣ риёзати тану ҷисм фарбеҳии рӯҳу ҷонро ба дунбол дорад ва роҳату рифоҳи[587] моддӣ мӯҷиби лоғариву низории рӯҳи инсон мегардад:

*То бидонӣ, ки зиёни ҷисму мол*
*Суди ҷон бошад, раҳонад аз вубол.*
*Пас риёзатро ба ҷон шав муштарӣ,*
*Чун супурдӣ тан ба хидмат, ҷон барӣ.*
*В-ар риёзат оядат беихтиёр,*
*Сар бинеҳ, шукрона деҳ, эй комёр.*

## МОДАР ВА МАРГИ ПАЁПАЙИ ФАРЗАНДОН

Зани бечораe ҳар бор, ки ранҷи ҳамлу зоймонро ба ҷон мехариду фарзанде меовард, пас аз муддате кӯтоҳ доғи он фарзанд бар ҷонаш менишаст ва дар ғами марги кӯдаки чандмоҳааш сӯгвор мешуд. Ӯ бист фарзанд ба дунё овард ва ҳамагӣ пас аз чанд моҳ мемурданд.

Он зан назди мардони Худо мерафту аз ин мусибатҳо шиква мекард, то он, ки як шаб дар олами хоб дид, ки дар боғе сабзу хуррам аст. Дар он боғ қасреро мушоҳида кард, ки номи ӯ бар он навишта буд ва донист, ки он қаср мутааллиқ ба ӯст. Ворид шуд, дид тамоми бист

[586] *Наъам* – бале, оре.
[587] *Рифоҳ* – осудагӣ, хушҳолӣ, осоиш.





фарзандаш дар он қаср дар интизори модаранд; вақте зан бар ҳақиқати амр огоҳ шуд:

*Гуфт: -Ё Раб, то ба сад солу фузун,*
*Инчунинам деҳ, бирез аз ман ту хун.*
*Гуфт: -Аз ман гум шуд, аз ту гум нашуд,*
*Бе ду чашми ғайб, кас мардум нашуд.*

-Худоё, фарзандонам аз дасти ман рафтанд, аммо назди Ту маҳфуз монданд. Касе ки чашми ғайббин надошта бошад, нашояд, ки номаш диҳанд одамӣ.

Эй бародар, Худои раҳим гоҳ ононро, ки дар ибодат сустанд, барои он, ки аз неъматҳои биҳиштӣ баҳраманд шаванд, ба мусибат гирифтор месозад, то ба хотири ранҷе, ки мебаранд, истеҳқоқи[588] биҳишт пайдо кунанд:

*Хидмати бисёр мебоист кард,*
*Мар туро, то бархӯрӣ з-ин чошт х(в)ард.*[589]
*Чун ту коҳил будӣ андар илтиҷо,*
*Ин мусибатҳо иваз додат Худо.*

## ҲАМЗА ВА АЗ ТАН БАДАР КАРДАНИ ЗИРЕҲ

Ҳамза, амӯи[590] Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам аз бузургтарин мудофеъону ҳомиёни он ҳазрат буд, ки барои тарвиҷи[591] дини Худо ранҷҳо бурд, ҷангҳо кард ва диловариҳо нишон дод.

Ҳамза, ки аз шуҷоъони араб ва диловари номдор буд, дар ҷавонӣ ба ҳангоми набард зиреҳ бар тан мекард, аммо аз он пас, ки ба ислом даромад, бидуни зиреҳ ба майдони ҷанг мерафт:

[588] *Истеҳқоқ* - шоистагӣ.
[589] *Чошт х(в)ард* –субҳона; дар ин ҷо: ризқу неъмати Илоҳӣ.
[590] *Амӯ* – амак.
[591] *Тарвиҷ* – ривоҷ додан.

*Сина бозу тан бараҳна, пеш-пеш*
*Барфикандӣ дар сафи шамшер хеш.*
*Халқ пурсиданд, к-эй амми Расул,*
*Эй ҳужабри[592] сафшикан, шоҳи фуҳул.[593]*

Мардум гуфтанд: -Эй шери бешаи корзор, чаро зиреҳ намепӯшӣ ва ҷони худро аз теғи душман дар амон намедорӣ, магар намедонӣ Худованд фармудааст: «Ло тулқу биайдикум ила-т-таҳлукати». [594]

*Пас чаро ту хешро дар таҳлука,*
*Медарандозӣ чунин дар маърака?*
*Чун ҷавон будиву зафту[595] сахтзеҳ,[596]*
*Ту намерафтӣ сӯйи саф бе зиреҳ.*
*Чун шудӣ пиру заъифу мунҳанӣ,[597]*
*Пардаҳои лоуболӣ[598] мезанӣ?*

Ҳамза дар посух гуфт: -Вақте ҷавон будам, аз даст додани зиндагии дунёро ҳалокату нобудӣ мепиндоштам ва аз ин рӯ аз мурдан парҳез доштам. Аммо акнун, ки нури Муҳаммад салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам бар дилам тобид, дигар асири ин ҷаҳон нестам ва мурданро ҳалокату нобудӣ намедонам ва аз ин рӯ бо оғӯши кушода аз марг истиқбол мекунам, ки ҳаёти воқеъии худро дар марги дар роҳи Худо медонам. Фармони «Ло тулқу биайдикум ила-т-таҳлукати» моли касонест, ки марг дар чашми онон ҳалокат аст ва аммо касоне, ки мурданро роҳ ёфтан ба ҷаҳони бартар медонанд, марг барояшон хайр аст ва ояи «Сориъу ила мағфиратин мин раббикум»-ро[599] мехонанд:

---

[592]*Ҳужабр* – шери беша.
[593]*Фуҳул* – мӯътабар.
[594]Сураи Бақара, ояи 196: Худро бо дасти худ ба ҳалокат наяфканед.
[595]*Зафт* – дурушт, сахт.
[596]*Сахтзеҳ* - зиҳи камонат ба сахтӣ кашида мешуд, яъне пурзӯр будӣ.
[597]*Мунҳанӣ* – хамида, дуто, каҷ.
[598]*Лоуболӣ* – бебокӣ, бепарвоӣ, нотарсӣ.
[599]Сураи Оли Имрон, ояи 33: Бишитобед ба сӯи омурзиш аз Парвардигоратон ва ба сӯи биҳиште, ки фарохнои он ба андозаи вусъати осмонҳову замин аст.





*Он ки мурдан пеши чашмаш таҳлука-ст,*
*Амри «ло тулқу» бигирад ӯ ба даст.*
*В-он ки мурдан пеши ӯ шуд фатҳи боб,*
*«Сориъу» ояд мар ӯро дар хитоб.*

Дар воқеъ, ҳақиқати марг баста ба навъи хувийяти касест, ки мемирад, солеҳонро марг ба гунаест ва фосиқону ситамгаронро ба гунаи дигар. Марг чунон ойинаест, ки одамӣ худро дар он мебинад, баста ба он, ки зеборӯй бошад ё зиштсурат, тасвире, ки дар ойина дида мешавад, гоҳе зебо ва гоҳ зишт аст:

*Марги ҳар як, эй писар, ҳамранги ӯст,*
*Пеши душман душману бар дӯст дӯст.*
*Пеши турк ойинаро хушрангӣ аст,*
*Пеши зангӣ ойина ҳам зангӣ аст.*
*Он ки метарсӣ зи марг андар фирор,*
*Он зи худ тарсонӣ, эй ҷон, ҳуш дор!*
*Рӯйи зишти туст на рухсори марг,*
*Ҷони ту ҳамчун дарахту марг барг.*

## СУХАНОНИ БИЛОЛ ДАР БИСТАРИ МАРГ

Билол, саҳобаи бузург ва фидокори Паёмбар ва нахустин азонгӯйи ислом, лоғару низор дар бистари беморӣ афтод ва осори марг дар чеҳрааш намоён гашт. Ҳамсари меҳрубонаш, ки шавҳари гиромиашро дар хатари марг медид, оху фарёди «Во мусибато!» сар дод. Билол гуфт: -Мусибате даркор нест, бигӯ: бах, бах, чӣ шодиву сурурe. Зиндагии дунё чуз сахтиву дарду ранҷ бароям набудааст, марг оғози айшу сурури ман аст:

*Ин ҳамегуфту рухаш дар айни гуфт*
*Наргису гулбаргу лола мешукуфт.*
*Тоби рӯву чашми пуранвори ӯ,*
*Ме-гувоҳӣ дод бар гуфтори ӯ.*

-Эй шавҳари гиромӣ, алфироқ, эй хушхисол, ҳангомӣ

ҷудоӣ расидааст.

-На, на, алвисол аст, алвисол, вақти фироқ нест, балки замони пайванду иттисол аст.

-Имшаб ба диёри ғурбат меравӣ ва аз хешон ғоиб мешавӣ.

-На, на, балки имшаб «ҷони ман мерасад худ аз ғарибӣ дар ватан». Ба ғурбат намеравам, балки аз ғурбат ба сӯи ватан хоҳам шитофт.

-Рӯятро куҷо бинем?

-Андар ҳалқаи хоси Худо (дар ҷамъи хосони Илоҳӣ).

-Вайрон гашт ин хона, дареғ.

-Андар маҳ нигар, мангар ба меғ (=абр).

Инҳо суханоне буд, ки дар он рӯз миёни Билолу ҳамсараш мубодила шуд. Дар охир Билол гуфт: -Ҳоли ман ба ин мемонад, ки масалан, касе хонаводаи пуроилае дорад, дар ҳоле, ки хонааш тангу кӯчак аст. Амири шаҳр меояд ва аз рӯи лутф хонаашро вайрон мекунад, то ба ҷои он хонаи васеътар бисозад.

*Кард вайрон то кунад маъмуртар,*
*Қавмам анбӯҳ буду хона мухтасар.*

## ВАКИЛ ВА САДРИ ҶАҲОН

Дар Бухоро амире мезист ба номи Садри ҷаҳон. Вакил аз ғуломони Садри ҷаҳон буд ва ишқе оташин ба ӯ дошт ва ӯро аз ҳар чизи дигар азизтар медошт. Аммо рӯзе вакил дар назди амир ба гуноҳи бузург муттаҳам шуд ва ночор аз Бухоро гурехт ва муддати даҳ сол дар атрофи Хуросон дар дашту кӯҳ мутаворӣ[600] шуд. Аммо пас аз гузашти даҳ сол аз шавқи дидори Садри ҷаҳон ва ғами дурӣ аз ӯ бетоқат шуд ва тасмим гирифт ба Бухоро бозгардад, то азизи худро биёбад:

[600]*Мутаворӣ* – пинҳон шудан.





*Аз паси даҳ сол ӯ аз иштиёқ,*
*Гашт бетоқат зи айёми фироқ.*
*Гуфт: -Тоби фурқатам з-ин пас намонд,*
*Сабр кай донад хилоъатро[601] нишонд?*

Шахси хайрандеш ӯро панд дод, ки Садр бо бист чашм дар пайи туст ва бароят корд тез мекунад, чаро мехоҳӣ бо пои худ ба қатлгоҳ биравӣ.

Ин носеҳ намедонист, ки ишқе links мармузу пинҳонӣ ӯро ба сӯи Бухоро мекашад. Саранҷом вакил ба сӯи Бухоро меравад, дар байни роҳ ҳар кас ӯро дид, аз рафтан бозаш дошт, аммо ӯ эътино накард ва узр овард, ки: -Ишқи Садри ҷаҳон манро бад-он даргоҳ мекашад ва бо он ки медонам ҳамин ишқ мояи ҳалокати ман аст, наметавонам дар баробари он биистам ва муқовимат кунам.

Саранҷом бо чашми тар ва бо узру хоксорӣ ба даргоҳи Садр рӯ меоварад. Аммо бар хилофи он чи интизор мерафт, вай на амр ба тавқифи[602] ӯ намуд, на ишорат ба куштанаш кард, чаро ки Садр дар саҳаргоҳи ҳамон рӯз ба ёди ин бандаи фирорӣ афтода буд ва аз ин ки ӯ ба хотири гуноҳи хеш мутаворӣ шуда, дилаш ба раҳм омада буд ва орзу карда буд, ки бозгардад ва аз вай лутфу иноят бубинад.

Дар ҳар ҳол то чашми ин ошиқи маҳҷур ба рӯи Садр афтод, ба сабаби шӯру ҳаяҷон аз ҳол рафт ва «гӯиё паридаш аз тан мурғи ҷон». Ҳозирон ҳар чи карданд то ӯро ба ҳуш оваранд, натавонистанд.

Саранҷом Садри ҷаҳон аз маркаб ба зер омад ва бо лутфу гармӣ ӯро навозиш дод, дасташро гирифт ва ӯро ба ном хонд. Бо шунидани садои маъшуқ «андак-андак мурда ҷунбидан гирифт.»

[601]*Хилоъат* – ғам хӯрдан аз парешонӣ ва тарсидан аз фироқи ишқ.
[602]*Тавқиф* – боздошт.

*Баски андар вай гариби ур*[606] *рафт,*
*Субҳдам чун ахтарон дар гӯр рафт.*

Вазъи масҷид шигифт буд. Ҳар кас ба меҳмонӣ шаберо дар он мегузаронд, фардо мардум ҷанозаашро медиданд, ки дар гӯшае афтодааст.

Ҳар кас дар бораи ин масҷид назаре медод. Бархе мегуфтанд: -Аҷина дар ин масҷиданд, ки ҷони меҳмононро мегиранд.

Дигарон мегуфтанд: -Дар ин масҷид сеҳру тилисме дар кор аст.

Севвумӣ: -Бояд аломате рӯйи дари масҷид бигзорем, то эъломи хатаре бошад ва касе дар он ворид нашавад:

*Он дигар гуфтӣ, ки барнеҳ нақши фош,*
*Бар дараш, к: -Эй меҳмон, ин ҷо мабош.*
*Шаб махусб ин ҷо, агар ҷон боядат,*
*В-арна марг ин ҷо камин бигшоядат.*
*В-он яке гуфтӣ, ки: -Шаб қуфле ниҳед,*
*Ғофиле, к-ояд, шумо кам раҳ диҳед.*

То ин ки шабе меҳмоне ба масҷид ворид шуд. Ӯ васфи ин масҷидро карроран[607] шунида буд, аммо тарсе дар дилаш роҳ наёфта буд:

*Аз барои озмун меозмуд,*
*З-он ки бас мардонаву ҷонсер буд.*
*Қавм гуфтандаш, ки ҳин, ин ҷо махусб,*
*То накӯбад ҷонситонат ҳамчу кусб.*[608]

Мардум наҳйаш[609] мекарданду мегуфтанд: -Ту хабар надорӣ, ҳар кас дар ин масҷид хобид, мурд.

Мард гуфт: -Аслан ман аз ин зиндагӣ сер шудаам ва мехоҳам бимирам. Оре, коҳилу бекораам, ки дунболи дарди сар мегардам. Дигар болотар аз сиёҳӣ, ки ранге нест.

[606]*Ур* – бараҳна, камбағал.
[607]*Карроран* - гаштаву баргашта.
[608]*Кусб* – кунҷора, таҳшини равған; ҳар донае, ки равғани онро гирифта бошанд.
[609]*Наҳӣ* – манъ, боздоштан.





Мардум боз ҳам ӯро насиҳат карданд ва ӯ посух медод ва суханони зиёде дар ин бора миёни ӯ ва мардум мубодала шуд. Аммо мард бар тасмими худ қотеъ буд.

Дар ҳар ҳол мард шабро дар масҷид монд, аммо аз таъсири он чи дар ин боб шунида буд, хоб ба чашмаш роҳ наёфт. Саранҷом нимашаб овозе ҳавлангез шунид, «к-оям, оям бар сарат, эй мустафид». Ин садо панҷ бор такрор шуд, аммо мардро такон надод ва натарсонид. Ӯ бе он ки ҳеч ваҳшату ҳарос дар дили худ роҳ диҳад, бонг баровард, ки «ман низ ҳозирам, инак агар мардӣ, биё». Ҳамон дам тилисм шикаст ва аз сақфи масҷид он қадар сиккаҳои тилло фурӯ рехт, ки то наздики дар расид.

Мард бархост, зарҳоро баргирифт ва то саҳаргоҳ ҳар чи мумкин буд, аз он ҷо берун кашид ва ганҷҳо анбошт.

Сирри ин ҳикоят лузуми пойдорӣ дар сулуки тариқ аст, ки ишқ таъбире аз он ба шумор меравад. Висоли маъшуқ ҳам тилисмест, ки ҷуз он кас, ки метавонад ҷонро дар ин роҳ арзаи хатар созад, онро наметавонад шикаст. Ва тардиде нест, музди ин диловарии ошиқон зари зоҳир нест, ганҷи васл аст.

## ХАНДАИ РАСУЛ (С) БАР АСОРАТИ КОФИРОН

Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи ва саллам дар яке аз ҷангҳо, ки ғолиб омада буд, ҷамъеро ба асорат гирифт. Асиронро мебурданд ва нолаву афғони эшон баланд буд ва Паёмбар наззорагар. Онон зеричашмӣ ба Паёмбар нигаристанд ва аз шиддати буғзу нафрат нисбат ба он Ҳазрат лабу дандонҳои худро меҷавиданд, аммо дар банд буданд ва ҷуръати изҳори хашми худро надоштанд. Бо худ мегуфтанд: -Агарчи Муҳаммад ғолиб омаду пирӯз

шуд, аммо ин далел бар ҳаққонияти ӯ нест; ҳар кас мумкин аст дар ҷанге пирӯз ва дар ҷанге мағлуб гардад:

*Худ чӣ шуд, гар ғолиб омад чанд бор?*
*Ҳар касеро ғолиб орад рӯзгор,*
*Мо ҳам аз айём бахтовар шудем,*
*Борҳо бар вай музаффар омадем..*

Бо худ зиёд гуфтугӯ мекарданд ва далелу бурҳон меоварданд, ки ин Паёмбар барҳақ ва дар гуфтори худ содиқ нест. Яке аз он ҷамъ дар таъйиди ин муддао гуфт:

-Агар ба ростӣ, ӯ Паёмбар аст, бояд мазҳари раҳмату бахшоиш бошад, пас чаро вақте моро дар асорату ранҷ дид, хандиду шод шуд?

*Он яке гуфт: -Ар чунон аст, он надид,*
*Чун бихандид ӯ, ки моро баста дид?*
*Чунки ӯ мубдал шудасту шодиаш,*
*Нест з-ин зиндону з-ин озодиаш.*
*Пас ба қаҳри душманон чун шод шуд?*
*Чун аз ин фатҳу зафар пурбод шуд?*
*Шод шуд ҷонаш, ки бар шерони нар,*
*Ёфт осон нусрату дасту зафар.*
*Пас бидонистем, к-ӯ озод нест,*
*Ҷуз ба дунё дилхушу дилшод нест.*

Паёмбар суханони пинҳонии асиронро шунид ва дар посухи эшон гуфт: -Табассуме, ки ман бар лаб доштам, ба хотири пирӯзӣ бар шумо буд. Кофар худ мурда аст, куштани ӯ нишонаи муруввату ҷавонмардӣ нест ва ман шуморо вақте озод будед ҳам, асир медидам. Ман бо шумо ҷангидам, то шуморо аз бадбахтиву асорату табоҳие, ки дар он ғӯта мехӯрдед, аммо гумон мекардед, дар саодату хушӣ ҳастед, бираҳонам. Хандаам барои он буд, ки дидам шуморо дастбаста ба биҳишт мебаранд:

*Пас Расул он гуфташонро фаҳм кард,*
*Гуфт: -Он ханда набудам аз набард.*





*Мурдаанд эшону пӯсида(й) фано,*
*Мурда куштан нест мардӣ пеши мо.*
*Ман намекардам ғазо[610] аз баҳри он,*
*То зафар ёбам, фурӯ гирам ҷаҳон.*
*К-ин ҷаҳон хуфясту мурдору рахис,[611]*
*Бар чунин мурдор чун бошам ҳарис?*
*Ман ҳамеронам шуморо ҳамчу маст,*
*Аз дарафтодан дар оташ бо ду даст.*

## ДОДХОҲИИ ПАШША АЗ БОД

Дар рӯзгори Сулаймони набӣ алайҳиссалом пашшае аз алафзоре раҳсипори остони адли Сулаймон шуд ва аз бод шикоят карду гуфт:

*К: -Эй Сулаймон, маъдалат[612] мегустарӣ,*
*Бо шаётин в-одамизоду парӣ.*
*Мурғу моҳӣ дар паноҳи адли туст,*
*Кист он гумгашта, к-иш фазлат наҷуст?*
*Дод деҳ моро, ки бас зорем мо,*
*Бенасиб аз боғу гулзорем мо.*

Сулаймон гуфт: -Чӣ касе ҳаққи туро ситонда ва бар ту ситам ронда? Мо ҳамаи ситамгаронро дар зиндон кардаем.

*Эй аҷаб, дар аҳди мо золим куҷост?*
*К-ӯ на дар ҳабсу дари занҷири мост.*

Сулаймон гуфт: -Тарафи даъво низ бояд ҳузур дошта бошад, он гоҳ доварӣ кунем:

*То наёяд ҳар ду хасм андар ҳузур,*
*Ҳақ наёяд пеши ҳоким дар ҳузур.*
*Бонг зад он шаҳ, ки: -Эй боди сабо,*
*Пашша афғон кард аз зулмат, биё.*
*Ҳин, муқобил шав туву хасму бигӯ*
*Посухи хасму бикун дафъи адӯ.*

---

[610] *Ғазо* – ҷанг, набард.
[611] *Рахис* – камарзиш, арзон.
[612] *Маъдалат* – адлу инсоф, додгарӣ, адолат.

Бод эҳзор[613] шуд. Пашша то дид, ки бод мехоҳад биёяд, по ба фирор гузошт:

*Бод чун бишнид, омад тез-тез,*
*Пашша бигрифт он замон роҳи гурез.*
*Гуфт: -Эй шаҳ, марги ман аз буди ӯст,*
*Худ сиёҳ ин рӯзи ман аз дуди ӯст.*

Достон робитаи инсон ва Худоро баён мекунад. Ҳамон гуна, ки пашша тоқати бод надорад ва агар биёяд, ӯ мегардад, агар анвори Илоҳӣ низ дар дили касе таҷаллӣ намояд, вуҷуди мавҳуму ҳастии нопойдор ӯро маҳв мекунад ва ӯро ба фано мерасонад, аммо ин фано муқаддимаи ҳаёту бақои ҷовидон аст.

[613] *Эҳзор* – ҳозир.



# Дафтари чаҳорум

# ОШИҚИ ХАТОКОР

Ҷавоне дил дар гарави ишқи зане дошт ва шӯру иштиёқ хӯру хоб аз ӯ рабуда буд. Ин амр ихтисос ба он ҷавон надорад, балки ишқ ҳамеша ошиқро дар шиканҷаву тангно қарор медиҳад; гӯё кинае бо ӯ дорад:

*Пас шиканҷа кард ишқаш бар замин,*
*Худ чаро дорад зи аввал ишқ кин?*
*Ишқ аз аввал чаро хунӣ бувад?*
*То гурезад он, ки берунӣ бувад.*

Марди ошиқ борҳо пайкеро бо паёме, ки ҳокӣ аз ишқу алоқаи васфношуданиаш ба ӯ буд, назди маъшуқ мефиристод; аммо он қасиди бадсират аз рӯи ҳасодати зиёд дар паёми ӯ даст мебурд ва онро таҳриф мекард. Нома ҳам агар мефиристод, дар нома даст мебурд ва ҳаргиз нашуд, ки нома ва ё пайғоми ошиқ ба наҳви саҳеҳ ба дасти маъшуқ бирасад.

Ҳафт сол ин сон бигзашт, то он ки шабе доруғаи шаҳр дар кӯчаи хилвату торик ҷавони ошиқро мебинад ва ба хиёли он ки ӯ дузд ё муҷрим аст, дар садади дастгириаш бармеояд. Аммо ҷавон мегурезад.

Ҷавон аз бими ӯ саросема ба боғе паноҳ мебарад. Ногаҳон маъшуқро дар он ҷо меёбад:

*Буд андар боғ он соҳибҷамол,*
*К-аз ғамаш ин дар ано буд ҳафт сол.*
*Сояи ӯро набуд имкони дид,*
*Ҳамчу анқо васфи ӯро мешунид.*

Доруға сабаби хайр шуд; ошиқро ба маъшуқи худ расонд ва орзуи ҳафтсолаи вайро баровард.

*Мар асасро сохта Яздон сабаб,*
*То зи бими ӯ давад дар боғ шаб.*
*Бинад он маъшуқаро ӯ бо чароғ,*
*Толиби ангуштарӣ дар ҷӯйи боғ.*





Ҷавон Худойро аз самими ҷон сипос гуфт, доруғаро низ дуо кард: -Худоё, ман ӯро бо фирори худ озурдам, ту ҷуброн кун. Ӯро аз ин мақоми паст раҳо соз ва саодати ин дунёву он дунё насибаш фармо:

*Саъд дораш ин ҷаҳону он ҷаҳон,*
*Аз авониву сагиаш вораҳон.*

Ошиқ чун маъшуқи худро дар боғ танҳо ёфт, аз худ бехуд шуд ва саросема ба сӯи ӯ омад, то ӯро дар оғӯш кашад; аммо маъшуқ фарёд зад, ки: -Адабро пос бидор!

-Ин ҷо, ки касе нест, ҷуз насиме, ки мевазад!

-Эй нодон, ту насимро мебинӣ, аммо холиқи насимро намебинӣ?!

*Гуфт: -Охир хилват асту халқ не,*
*Об ҳозир, ташнаи ҳамчун мане.*
*Кас намеҷунбад дар ин ҷо ҷуз ки бод,*
*Кист ҳозир? Кист монеъ з-ин гушод?*
*Гуфт: -Эй шайдо, ту аблаҳ будаӣ,*
*Аблаҳӣ в-аз оқилон нашнудаӣ.*
*Бодро дидӣ, ки меҷунбад, бидон,*
*Бодҷунбонест ин ҷо бодрон.*

Марди ошиқ гуфт: -Дуруст аст, ки ман дар риояти адаб кӯтоҳӣ кардам, аммо дар ишқи худ содиқам.

-Ту ошиқ нестӣ, балки косибӣ. Маро намехоҳӣ, балки амёли худатро мехоҳӣ; ва ба ҳамин далел аст, ки дар ин солҳо ҷавобе ба номаҳои ту надодам. Ту ҳанӯз мақоми баланди ишқро дарнаёфтаӣ:

*Гуфт ӯ: -Гар аблаҳам ман дар адаб,*
*Зиракам андар вафову дар талаб.*
*Гуфт: -Адаб ин буд худ, ки дида шуд,*
*Он дигарро худ ҳамедонӣ ту луд.*

Ошиқ гуфт: -Ман қасди имтиҳони туро доштам ва покдомании туро меозмудам, «то бубинам ту ҳарифӣ ё сатир»[614].

[614] *Сатир* - мастур, пӯшида ва покдоман.

Маъшуқ узри ошиқро напазируфт ва гуфт: -Ҳақиқат барои ман монанди рӯзи равшан аст, аммо барои ту монанди шаби торику сиёҳ аст.

*Ҳилаҳои тира андар доварӣ*
*Пеши биноён чаро меоварӣ?*
*Ҳар чӣ дар дил дорӣ аз макру румуз,*
*Пеши мо расвосту пайдо ҳамчу рӯз.*
*Гар бипӯшемаш зи бандапарварӣ,*
*Ту чаро берӯйӣ аз ҳад мебарӣ?*

Ту аз падарат Одам Абулбашар биёмӯз, ки чун гунохе кард, ба тавҷеҳи он напардохт, балки дилшикаставу узрхоҳ сар ба остони маъбуд ниҳод:

*Бар сари хокистари андӯҳ нишаст,*
*Аз баҳона шох то шохе начаст.*
*«Раббано инно заламно» гуфту бас,*
*Чунки ҷондорон бидид аз пешу пас.*

Эй ошиқ, ту ҳам вақте гуноҳат фош шуд, дигар даст ба ҳила назан, хоксору фурӯтан шав. Фарзандони Одам ҳангоми гуноҳ мегӯянд: «Худоё, мо бар худ ситам кардем» ва тавба мекунанду узр меоваранд. Агар густохии Иблис тавонист айбҳои ӯро бипӯшонад, ту низ густохӣ кун.

Сухани охири ошиқ ин буд, ки: -Озмуданам монанди мӯъҷиза хостани Абӯҷаҳл аз Паёмбар аст. Онон ки Паёмбарро мешинохтанд, мӯъҷиза намехостанд. Дархости мӯъҷиза аз сӯи бадхоҳону беимонҳо буд:

*Он Абӯҷаҳл аз Паямбар мӯъҷизе,*
*Хост, ҳамчун кинавар турки ғузе.*
*Лек он сиддиқи Ҳақ мӯъҷиз нахост,*
*Гуфт: -Ин рӯ худ нагӯяд ҷуз ки рост.*
*Кай расад ҳамчун туеро, к-аз манӣ,*
*Имтиҳони ҳамчу ман ёре кунӣ?*

## ВОИЗ ВА ДУО БАРОИ ГУМРОҲОН

Воизи вораста ҳар гоҳ бар минбар менишаст, пас аз баёни маорифи диниву андарзҳои маънавӣ даст ба дуо





мекушод ва беш аз ҳама бадону фосиқону раҳзанонро дуо мекард. Ва камтар тавaҷҷӯҳ дошт, ки солеҳонро низ дуо кунад:

*Даст бармедошт: -Ё Раб, раҳм рон,*
*Бар бадону муфсидону золимон.*
*Бар ҳама тасхуркунони аҳли хайр,*
*Бар ҳама кофирдилону аҳли дайр.*
*Менакардӣ ӯ дуъо бар асфиё,*
*Менакардӣ ҷуз хабисонро дуъо.*

Мардум забон ба гила кушуданд, ки: -Ин гуна дуо кардан маъмул нест. Дуо дар ҳаққи носипосон футуввату мардонагӣ нест.

Воиз дар посух гуфт: -Ман аз ин палидону саркашон хубиҳо дидаам; аз ин рӯ, бар худ лозим медонам, ки онҳоро дуо кунам; зеро онон чунон аз худ хабосат нишон доданд, ки маро аз ҳар бадӣ боздоштанд. Ба гунае, ки гирди ҳеч гуноҳе намеравам; чун зиштии онро дар рафтори онҳо ба рӯшанӣ дидам. Ва низ ҳар гоҳ ба дунё майлам меомад, аз тарафи онҳо садамаҳову захмҳои зиёде бар ман мерасид. Пас онҳо сабабиислоҳу хайри ман шуданд:

*Гуфт: -Некӯйӣ аз инҳо дидаам,*
*Ман дуъошон з-ин сабаб бигзидаам.*
*Хубсу зулму ҷаҷвр чандон сохтанд,*
*Ки маро аз шар ба хайр андохтанд.*
*Ҳар гаҳе, ки рӯ ба дунё кардаме,*
*Ман аз эшон захму зарбат х(в)ардаме.*
*Кардаме аз захм он ҷониб паноҳ,*
*Боз овардандаме гургон ба роҳ.*

Душмане, ки боис шавад ту ба Худо паноҳ барӣ, ба воқеъ дӯст аст ва дӯсте, ки туро аз Ҳақ дур кунад, ба воқеъ душман аст:

*Дар ҳақиқат ҳар адӯ[615] доруйи туст,*
*Кимиёву нофеъу дилҷӯйи туст.*
*Ки аз ӯ андаргурезӣ дар хало,*
*Истиъонат ҷӯйӣ аз лутфи Худо.*
*Дар ҳақиқат дӯстонат душмананд,*
*Ки зи ҳазрат дуру машғулат кунанд.*

Ҷону нафси инсон монанди хорпушт аст, ки ҳар чи бар ӯ мезананд, фарбеҳтару дурушттар мешавад. Ҷони одамӣ бо сахтӣ дидану риёзат кашидан фарбеҳ мешавад ва қавӣ мегардаду рушд меёбад. Ва ҳам аз ин рӯст, ки анбиёву авлиёи Илоҳӣ ҳамвора дар сахттарин шароит мезистанд ва ногувортарин ҳаводисро пазиро буданд:

*Нафси мӯъмин ушгуре омад яқин,*
*К-ӯ ба захми ранҷ зафт асту самин.*
*З-ин сабаб бар анбиё ранҷу шикаст*
*Аз ҳама халқи ҷаҳон афзунтар аст.*
*То зи ҷонҳо ҷонашон шуд зафттар,*
*Ки надиданд он бало қавми дигар.*
*Пӯст аз дору балокаш мешавад,*
*Чун надими тоифӣ х(в)аш мешавад.*
*Одамиро пӯсти номадбуғ[616] дон,*
*Аз рутубатҳо шуда зишту гарон.*

Ё худ ба ихтиёр риёзат каш ё агар аҳли риёзати ихтиёрӣ нестӣ, сахтиҳову балоҳоеро, ки Худованд бароят пеш меоварад, бо рӯи боз ва ҳолати ризо пазиро бош:

*Талху тезу молиши бисёр деҳ,*
*То шавад поку латифу бофареҳ.*
*В-ар наметонӣ ризо деҳ, эй аёр,*
*Гар Худо ранҷат диҳат беихтиёр.*
*Ки балои дӯст татҳири шумост,*
*Илми ӯ болои тадбири шумост.*

---
[615] *Адӯ* -душман.
[616] *Номадбуғ* - покиза нашуда.





## РОҲИ АМОН МОНДАН АЗ ХАШМИ ХУДО

*Гуфт Исоро яке ҳушёрсар:*
*-Чист дар ҳастӣ зи ҷумла саъбтар?*[617]

Марде назди ҳазрати Исо омаду пурсид: -Эй паёмбари Худо, дар ҷаҳон чӣ чиз аз ҳама сахттар аст, ки таҳаммулаш натавон кард ва дар баробараш муқовимат фоидае надорад?

-Хашми Худо, ки оташи ҷаҳаннам низ аз он ба ларза меояд.

-Роҳи дар амон мондан аз хашми Худо чист? Чӣ кунем, то Худо бар мо хашм нагирад?

-Роҳаш он аст, ки ҳар гоҳ бар касе хашмнок шудӣ, хашми худро фурӯ хӯрӣ ва худдор бошӣ:

*Гуфташ: -Эй ҷон, саъбтар хашми Худо,*
*Ки аз он дӯзах ҳамеларзад чу мо.*
*Гуфт: -Аз ин хашми Худо чӣ бвад амон?*
*Гуфт: -Тарки хашми хеш андар замон.*
*Пас авон,[618] ки маъдани ин хашм гашт,*
*Хашми зишташ аз сабуъ ҳам даргузашт.*
*Чӣ умедасташ ба раҳмат? Ҷуз магар,*
*Боз гардад з-он сифат он беҳунар.*

## ХИЁНАТИ ҲАМСАРИ СӮФӢ

Марди сӯфӣ ба ҳамсари худ гумони бад бурд. Ба ҳамин далел бевақту сарзада аз мағоза рӯ сӯи хона намуд, то вориди хона шуд. Дид ҳамсараш бо марди кафшдӯз дар утоқе дарбаста хилват кардааст. Зан аз вуруди шавҳар огоҳ шуд. Билофосила чодаре бар сари он марди аз Худо

---
[617] *Саъб* - душвор, сахт.
[618] *Авон* - маъмури ҳукуматӣ, посбон.

бехабар кашид ва ӯро дар ҳайъати занон даровард. Он гоҳ дари утоқро кушод.

Сӯфӣ, ки достонро фаҳмида буд, худро ба нодонӣ зада гуфт: -Ин хонум кист?

-Хотуне аз мӯҳтарамин ва аъёни шаҳр аст. Дарро бастам, то бегонае ворид нашавад.

-Ин хонуми мӯҳтарам бо мо чӣ кор дорад?

-Писаре думбахт дорад ва омадааст духтари моро бубинад, ки дасти бар қазо духтар ба мактаб рафта ва дар хона нест.

-Мо, ки ҳамшаъни ин хонавода нестем, чӣ гуна бо онон васлат кунем?

-Ман низ ин матлабро барои эшон гуфтам. Аммо посух доданд, ки аҳамияте надорад; барои мо покдоманиву иффат бас аст, на моли дунёву ном.

Сӯфӣ боз бар факру нодории худ такя кард ва зан низ ба хиёли он, ки шӯяшро фирефта ва найрангаш дар ӯ асар карда, бо итминон гуфт: -Шавҳари азиз, ман ҳам ин матлабро мукаррар ба эшон гуфтам, аммо ӯ исрор дорад, ки ин васлат сурат гирад.

Сӯфӣ бо зиракиву каломе дупаҳлӯ гуфт: -Бале, ҳатман ин хонум аз ҳамаи ҷузъиёти зиндагии мо бохабар аст ва чизе бар ӯ пӯшида нест. Дигар лозим нест аз покдомании аъзои ин хонавода, ба хусус, модари духтар, сӯҳбате шавад, ки ӯ ба хубӣ имтиҳони худро пас додааст.

*Шарҳи мастурӣ зи бобо шарт нест,*
*Чун бар ӯ пайдо чу рӯзи равшанест.*

Ин достонро гуфтам, то бидонӣ, ки ҳар гоҳ парда аз хатову лағзиши инсон афтод, дигар набояд лоф занаду онро пинҳон дорад, ки расвотар мешавад.

*Ин ҳикоятро бад-он гуфтам, ки то*
*Лоф кам бофӣ, чу расво шуд хато.*
*Мар туро, эй ҳам ба даъвӣ мустазод,*
*Ин будастат иҷтиҳоду эътиқод.*





*Чун зани сӯфӣ ту хоин будаӣ,*
*Доми макр андар даго бикшудаӣ.*
*Ки зи ҳар ношустарӯе, гапзане*
*Шарм дорӣ в-аз Худои хеш не.*

## ДАББОҒ ВА БӮИ АТР

Даббоғ[619], ки ҳамвора бо бӯи бади лошаи ҳайвонот сарукор дошт, рӯзе барои таҳияи эҳтиёҷи худ ба бозор меравад ва аз қазо гузораш ба бозори атрфурӯшон меафтад. Фазои бозор оканда аз бӯи атрҳои диловез буд. Даббоғ, ки ба бӯи мадфӯъ[620] хӯ гирифта буд, эҳсоси баде пайдо кард, аз бӯи атр калофа[621] шуд ва ҳоли таҳаввуъ[622] ба ӯ даст дод ва саранҷом беҳуш бар замин афтод:

*Он яке афтод беҳушу ҳамид,*
*Чунки дар бозори атторон расид.*
*Бӯйи атраш зад зи атторони род*
*То бигардидаш сару бар ҷо фитод.*
*Ҳамчу мурдор уфтод ӯ бехабар,*
*Нимрӯз, андар миёни раҳгузар.*

Мардум бараш ҷамъ омаданд. Яке даст бар қалбаш мегузошту молиш медод, дигарӣ гулоб бар сару рӯяш мерехт, то ҳолаш беҳтар шавад, ғофил аз он ки бадҳолии ӯ ба хотири ҳамон бӯи гулоб ва монанди он аст. Яке удро бо шукр дуд мекард, яке либосҳояшро аз тан берун мекард ва ... аммо ҳеч кас надонист, ки ӯ чаро аз ҳол рафт ва беҳуш шуд.

Аз бахти хуб даббоғ бародаре дошт. Ҷараён ба гӯшаш расид ва саросема худро бар болинаш расонд. Ӯ миқдоре мадфӯъи саг ҳамроҳи худ оварда буд. Ҷамъиятро шикофт

619 *Даббоғ* – касе, ки пӯсти ҳайвонотро поку тамиз мекунад.
620 *Мадфӯъ* – саргин, гоит.
621 *Калофа* – калова.
622 *Таҳаввуъ* – қай кардан, дил беҷо шудан.

ва бар сари даббоғ омаду гуфт: -Ман сабаби бадҳолиш бародарамро медонам.

*Гуфт: -Ман ранҷаш ҳамедонам зи чист?*
*Чун сабаб донӣ, даво кардан ҷалист.*[623]
*Чун бидонистӣ сабабро, саҳл шуд,*
*Дониши асбоб дафъи ҷаҳл шуд.*

Бародари даббоғ бо худ гуфт: -Бӯи тааффуни мадфӯъ дар аъмоқи тану ҷонаш нуфуз кардааст. Ӯ ҳар рӯзи худро бо ин бӯ ба шом мебарад; аз ин рӯ, тоқати шунидани бӯи атру гулобро надорад:

*Халқро меронд аз вай он ҷавон,*
*То илоҷашро набинанд он касон.*
*Сар ба гӯшаш бурд ҳамчун розгӯ,*
*Пас ниҳод он чизро бар бинӣ ӯ.*
*К-ӯ ба каф саргини саг соида буд,*
*Доруи магзи палид он дида буд.*
*Соате шуд, мард ҷунбидан гирифт,*
*Халқ гуфтанд: -Ин фусуне буд шигифт.*

Эй бародар, аз он ҷо, ки машоми дили ҳақситезон бо бӯи атрогини ҳақиқат унс надорад, он равоеҳи[624] ҷонфизоро таҳаммул намекунанд ва аз он гурезонанд:

*Мар хабисонро насозад таййибот,*
*Дархуру лоиқ набошад, эй сиқот.*
*Чун зи атри вайҳ каж гаштанду гум.*
*Буд фигоншон, ки татаййарно бикум.*

Онон, ки бо бадиҳо унс гирифтаанд, таҳаммули хубиҳо душвор аст. Ҷони олуда бо палидҳо сархуш аст ва фазилатҳо ба зоиқааш ширин намеояд.

## АЛӢ КАРАМА-АЛ-ЛОҲУ ВАҶҲАҲУ ВА СУОЛИ БЕҶО

*Муртазоро гуфт рӯзе як ануд.*[625]
*К-ӯ зи таъзими Худо огаҳ набуд.*

[623] *Ҷалӣ* – ошкор, маълум, равшан.
[624] *Равоеҳ* – роиҳа.
[625] *Ануд* – ситезагар, гумроҳ.





*Бар сари бомеву қасре бас баланд:*
*-Ҳифзи Ҳақро воқифӣ, эй ҳушманд?*

Аз Алии муртазо марди бадандеш пурсид: -Оё аз ҳифзу нигаҳдории ҳақ иттилоъ дорӣ?

-Оре, ӯ ҳафиз асту ғанӣ.

-Пас худро аз болои ин боми баланд бар замин андоз ва бар ҳифзу ҳароси Худо эмин бош, то ман яқин кунам, ки ту рост мегӯӣ.

-Бирав, роҳи худ гир. Ту мехоҳӣ Худоро имтиҳон кунӣ?! Бандаи фақирро чӣ расад, ки Худои бузургро биозмояд? Имтиҳон кардан шоистаи мақоми Худовандист. Ӯст, ки ҳар лаҳза бандагони худро меозмояд:

*Бандаро кай заҳра бошад, к-аз фузул,*
*Имтиҳони Ҳақ кунад, эй гиҷи гӯл!*
*Он Худоро мерасад, к-ӯ имтиҳон*
*Пеш орад ҳар даме бо бандагон.*
*Эй надониста ту шарру хайрро,*
*Имтиҳон худро кун, он гаҳ гайрро.*
*Имтиҳони худ чу кардӣ, эй фалон,*
*Фориғ ойӣ з-имтиҳони дигарон.*

Вале Худоро низ набояд имтиҳон кунӣ, ки худ расво мешавӣ. Агар заррае бихоҳад кӯҳи баландро вазн кунад, худаш дарҳам хоҳад шикаст, чун микёсаш кӯчактар аз он аст, ки кӯҳро бисанҷад:

*Шайхро, ки пешвову раҳбар аст,*
*Гар муриде имтиҳон кард, ӯ хар аст.*
*Ҷуръату ҷаҳлат шавад урёну фош,*
*Ӯ бараҳна кай шавад з-он афтитош?*[626]
*Гар биёяд зарра, санҷад кӯҳро*
*Бардарад з-он кӯҳ тарозуш, эй фато!*

[626] *Ифтитош* - тафтиш кардан.

## СУЛАЙМОН ВА БИЛҚИС

[Сулаймон аз анбиёи бузурги Илоҳӣ ва дорои ҳукумати ҷаҳонгустару бемонанд буд. Ҳамаи офаридагон, ҳатто боду борон ва ҷину ҳайвон дар ихтиёри ӯ ва гӯш ба фармони ӯ буданд.

Ҳудҳуд, ки аз парандагони наздик ба даргоҳи Сулаймон буд, рӯзе барои ӯ хабар овард, ки дар он дурдастҳо сарзаминест ба номи Сабо, ки дар он зане ба номи Билқис ҳукумат мекунад. Онон аз неъмати бисёре бархурдоранд, аммо ҳама офтобпарастанд.

Сулаймон бо шунидани ин хабар тасмим мегирад он қавми кофирро ба Худопарастӣ даъват кунад. Аз ин рӯ, ба Билқис номае навишту ҳудҳудро маъмур сохт, то номаро ба ӯ бирасонад.

Ҳудҳуд номаро якрост ба қасри Билқис бурд ва пешорӯи ӯ андохт ва худ дар гӯшае мунтазир монд, то аз моҷаро огоҳ шавад.

Билқис маликаи зебову боҳашамат буд, номаро кушоду дид, ки дар он омадааст: «Ин нома аз Сулаймон ва ба номи Худои бахшояндаи меҳрубон аст. Бо ман аз сари ситез барнахезед ва таслим назди ман оед.»

Билқис мавзӯъро дар шӯрои бузургон ба баҳс гузошт.

-Акнун чӣ бояд кард?

-Мо туро ба раҳбарӣ баргузидаем ва ба хираду лаёқати ту эътимод дорем, ҳар чи худ салоҳ медонӣ, ҳамон кун!

-Номаро аз ҷониби фармонравое муқтадир медонам; то касе ба қудрати хеш имон надошта бошад, ба ин устуворӣ сухан намегӯяд. Беҳтар он аст, ки ҳадоёе назди ӯ бифиристем, то фиристодагони мо ӯро бубинанду арзёбӣ кунанд, ки агар ба ростӣ қудратманд бошад, мо





низ бехуда худро ба дарди сар наандохта бошем.

-Ҳар чи он малика салоҳ бидонанд, дуруст аст.

Ҳудҳуд моҷароро шуниду ба суръат худро ба Сулаймон расонд ва он чи дидаву шунида буд, барои ӯ бозгуфт.

Сулаймон дастур дод, то ҳангоме ки суфарои Билқис биёянд, қасре бисёр-бисёр бошукӯҳ барои ӯ бисозанд ва чунон онро бо қиматтарину зеботарин зинатҳо биёроянд, ки ҳадяоварандагон хиҷил шаванд.] [627]

Фиристодагони Билқис ҳадоёеро низ бо худ ба қасри Сулаймон мебурданд: чиҳил хиҷир, ки бори ҳамаи онҳо аз тилло буд. Онон вақте вориди қаламрави Сулаймон шуданд, диданд ҳамаи он сарзамин бо тиллои холис ороста шудааст:

*Ҳадяи Билқис чил астар будаст,*
*Бори онҳо ҷумла хишти зар будаст.*
*Чун ба саҳрои сулаймонӣ расид,*
*Фарши онро ҷумла зарри пухта дид.*
*Бар сари зар то чиҳил манзил биронд,*
*То ки зарро дар назар обе намонд.*

Бо дидани ин саҳна бо худ гуфтанд: -Ин мояи расвоист, зира ба Кирмон бурдаем.[628] Ин сарзамин ҳамааш тиллост, тиллои андаки мо дар он арзише надорад.

Эй касе, ки ақли худро ба боргоҳи Илоҳӣ ҳадя бурдаӣ, ҳоли ту низ чун он қосидони Билқис аст:

*Эй бибурда ақл ҳадя то Илоҳ,*
*Ақл он ҷо камтар аст аз хоки роҳ.*

Саранҷом тасмим гирифтанд, ки фармони Билқисро ба ҳар шакл ҷомаи амал бипӯшонанд. Ҳадоёро бо худ бурданд ва назди Сулаймон фурӯ ниҳоданд. Сулаймон бо дидани он ҳадоё хандиду гуфт: -Ман кай аз шумо пешкаше бебаҳову ночиз хостам? Ман аз шумо ҳадя намехоҳам,

[627] *Руҷӯъ кунед:* Достонҳои паёмбарон, сафҳаи 173-174.

[628] *Зира ба Кирмон бурдан* - масали эронӣ ба маънии кори беҳуда кардан.

балки мехоҳам шумо худ ҳадяи лоиқу шоиста шавед:

*Ман намегӯям маро ҳадя диҳед,*
*Балки гуфтам: -Лоиқи ҳадя шавед.*
*Ки маро аз ғайб нодир ҳадяҳост,*
*Ки башар онро наёрад низ хост.*

Аз ҷониби Худо ҳадоёе ба ман мерасад, ки назир надорад ва шумо ҳатто аз тасаввури он оҷизед.

Эй қавм, шумо офтобу ситорагонро мепарастед, дар ҳоле, ки бояд Худои хуршедофаринро бипарастед. Шумо ҷони гиронмояатонро бо парастидани махлуқоти Худо ҳақиру кӯчак мешуморед.

Хуршед, ки гармо мебахшад, ба амри Худо чунин мекунад. Агар хуршед бигирад, шумо чӣ мекунед? Магар ба даргоҳи Худо илтиҷо намекунед, пас чаро аз оғоз Худоро намепарастед?

*Офтобат, гар бигирад чун кунӣ?*
*Он сиёҳӣ з-ӯ ту чун берун кунӣ?*
*На ба даргоҳи Худо орӣ судоъ?*[629]
*Ки сиёҳиро бибар, водеҳ шуоъ.*
*Сӯйи Ҳақ гар ростона хам шавӣ,*
*Вораҳӣ аз ахтарон, маҳрам шавӣ.*

Пас аз он Сулаймон расулони Билқисро дилдорӣ доду навозиш кард ва ҳар гуна тарсу бимро аз дилашон берун сохт. Ҳадоёро низ ҳамроҳашон кард ва бозпас фиристоду гуфт: -Шумо ба сӯи Билқис биравед ва пайғомовари ман сӯи ӯ бошед. Шигифтиҳоеро, ки дар ин сарзамин дидед, бе каму кост барои ӯ бозгӯед. Ҳикояти он саҳрои тиллоиро низ нақл кунед:

*То бидонад, ки ба зар томеъ*[630] *наем,*
*Мо зар аз Зарофарин овардаем.*
*Он ки гар хоҳад, ҳама хоки замин,*
*Сар ба сар зар гардаду дурри самин.*

[629]*Орӣ судоъ* - изҳори дард мекунӣ.
[630]*Томеъ* – тамаъкор, ҳарис.





*Форигем аз зар, ки мо бас пурфанем,*
*Хокиёнро сар ба сар заррин кунем.*

Он гоҳ ба расулони Билқис рӯ карду гуфт: -Ба сӯи Билқис биравед ва ба ин дин имон биоваред ва ба Билқис бигӯед: -Ҳар чи сареътар ин ҷо биё, ки Худованд шуморо ба дорулислом фаро мехонад:

*Пас Сулаймон гуфт: -Эй пайкон равед,*
*Сӯйи Билқису бад-ин дин бигравед.*
*Пас бигӯедаш: -Биё ин ҷо тамом,*
*Зуд, к: «Инналлоҳа ядъу би-с-салом».*
*Ҳин, биё, эй толиби давлат, шитоб,*
*Ки футӯҳ аст ин замону фатҳи боб.*
*Ҳин, биё Билқис, в-арна бад шавад,*
*Лашкарат хасмат шавад, муртад*[631] *шавад.*

## ИМОН ОВАРДАНИ БИЛҚИС

Паёми Сулаймон ба Билқис расид ва сахт дар ҷони ӯ нишаст. Дар камоли майлу рағбат оҳанги сафар кард, то ба назди Сулаймон биёяд. Ӯ бар гузаштаи худ бисёр таассуф хӯрд ва молу бисоти салтанатро чунон раҳо кард, ки ошиқон ному нангро. Ғуломону канизони зебо дар назараш монанди пӯсти пиёз гандида намудор шуданд:

*Тарки молу мулк кард ӯ ончунон,*
*Ки ба тарки ному нанг он ошиқон.*
*Он ғуломону канизони ба ноз,*
*Пеши чашмаш ҳамчу пӯсида пиёз.*
*Боғҳову қасрҳову оби рӯд*
*Пеши чашм аз ишқ гулхан менамуд.*

Сулаймон аз дили Билқис огоҳ шуд; зеро «к-аз дили ӯ то дили ӯ роҳ шуд». Сулаймон аз ҳамон дур дид, ки Билқис чӣ сон аз ҳама чиз дил кандааст, ҷуз тахташ, ки тарки он барояш бисёр душвор буд. Аммо шарҳи ин ки чаро ӯ ба

[631]*Муртад* - саркашу ёғӣ.

тахти Сулаймон ин андоза дил дода буд, суханро ба дароз мебарад:

*Гар бигӯям он сабаб, гардад дароз,*
*Ки чаро будаш ба тахт он ишқу соз?*

Тахти Билқис бисёр бузург ва интиқолаш аз ҷое ба ҷое мушкил буд; илова бар он, аҷзои бисёр зарифе дошт, ки ҳамлу нақл ба он осеб мерасонд.

Сулаймон гуфт: -Гарчи саранҷом алоқае ба ин тоҷу тахт низ аз дили Билқис берун меравад; аммо дар ҳоли ҳозир ба онҳо дилбаста аст. Хост, то он тахт назди Сулаймон биёяд ва Билқис аз он ҷудо нашавад.

Аҳримане ба Сулаймон гуфт: -Ман метавонам он тахтро ин ҷо биёварам, қабл аз он, ки ту аз ҷоят бархезӣ.

Аммо Осаф бархосту гуфт: -Ман ба кӯмаки Исми Аъзам он тахтро дар як лаҳза ҳозир меоварам.

Ва чунин кард:

*Гуфт ифрите, ки: -Тахтаиро ба фан.*
*Ҳозир орам, то ту з-ин маҷлис шудан.*
*Гуфт Осаф: -Ман ба Исми Аъзамаш,*
*Ҳозир орам пеши ту дар як дамаш.*
*Ҳозир омад тахти Билқис он замон*
*Лек з-Осаф, н-аз фани ифритиён.*

Сулаймон бо дидани тахт Худойро сипос гуфту шукр гузорид. Он гоҳ рӯ ба тахт намуду гуфт: -Ту одамҳоро гирифтори худ мекунӣ.

*Пеши чӯбу пеши санги нақшканд,*
*Эй басо гӯлон, ки сарҳо мениҳанд.*

Ин гуна буд, ки тахти Билқис қабл аз расидани ӯ, назди Сулаймон омад:

*Хез, Билқисо! Биёву мулк бин,*
*Бар лаби дарёи Яздон дур бичин.*
*Хоҳаронат сокини чархи сани,*
*Ту ба мурдорӣ, чӣ султонӣ кунӣ?*





*Хоҳаронатро зи бахшишҳои род,*
*Ҳеч медонӣ, ки он султон чӣ дод?*
*Ту зи шодӣ чун гирифтӣ таблзан,*
*Ки манам шоҳу раису гӯ сухан.*

[Билқис ва ҳамроҳон бо истиқболи Сулаймон ба қасри ӯ даромаданд. Ба маҳзи вуруд Билқис тахти худро бо ҳамон ороишоту резакориҳо дар канори тахти Сулаймон дид. Хост ба тарафи он биравад, аммо дарёфт, ки бояд аз обнамои кӯчак бигзарад,

Дурахши нур дар булӯр чунон буд, ки ӯ ҳаракати мулоими обро дар обнамо мушоҳида мекард. Пас домanро боло зад, то аз об бигзарад, аммо пояш тар нашуд. Аз ҳамин рӯ, сахт тааҷҷуб карду бо нерӯи Илоҳӣ ва нишонаҳои қудрати Худованд пай бурд. Пас дучори хиҷолату шарм шуд ва ба Сулаймон ва Худои ӯ қалбан имон овард у гуфт: -Худовандо, ман то кунун ба нафси худ ситам кардаам ва дергоҳест, ки худро аз раҳмату нури Ту маҳрум сохтаам, инак, бо Сулаймон дар баробари Ту таслим мешавам ва аз жарфои дил ба итоат аз Ту мепардозам. Ҳамоно Ту меҳрубонтарини меҳрубононӣ.][632]

## АТТОР ВА БЕМОРЕ, КИ ГИЛ МЕХӮРД

Марде, ки мубтало ба бемории гилхӯрӣ буд, ба дӯкони як аттор рафт, то каллақанде аз ӯ бихарад. Санги тарозуи аттор ба ҷои санг аз гил буд. Вазни гилиро дар тарозу гузошту рафт, то қандро биёварад:

*Пас барои каффаи дигар ба даст*
*Ҳам ба қадри он шакарро мешикаст.*
*Чун набудаш тешае, ӯ дер монд,*
*Муштариро мунтазир он ҷо нишонд.*

[632] Достони паёмбарон, сафҳаи 174.

Марди гилхӯр чашми атторро дур диду ҳаваси хӯрдани гиле, ки дар тарозу буд, ба ӯ ғолиб омад. Оҳиста ва ба дур аз назари аттор вазнаи гилиро бардошту андаке аз он хӯрд:

*Рӯяш он сӯ буд, гилхӯр ношигифт,*
*Гил аз ӯ пӯшида, duздидан гирифт.*
*Тарс - тарсон, ки набояд ногаҳон,*
*Чашми ӯ бар ман фитад аз имтиҳон.*

Аттор мутаваҷҷеҳи дуздии он муштарӣ шуд, аммо ба рӯи худ наоварду бо худ гуфт: «Бештар аз он гил бихӯр!». Ту ба зоҳир гили маро мехӯрӣ, аммо дар воқеъ аз паҳлӯи худ мехӯрӣ ва ба худ зиён мерасонӣ. (Чун ҳар чӣ бештар аз вазна бихӯрад, қанди камтаре насибаш мегардад.)

*Гар бидуздӣ в-аз гили ман мебарӣ,*
*Рав, ки ҳам аз паҳлӯи худ мех(в)арӣ.*
*Ту ҳаметарсӣ зи ман, лек аз харӣ*
*Ман ҳаметарсам, ки ту камтар х(в)арӣ.*

Эй бародар, онон, ки дуздона сар дар анбон ва даст дар ҷайби дигарон карда, ба хиёли худ молеро аз эшон мерабоянду зиёне ба онҳо мерасонанд, ғофиланд аз ин, ки худро табоҳ мекунанду зиёни бештарро ба худашон ворид мекунанд.

## ТАШНАИ ОБ БАР БОЛОИ ДАРАХТИ ЧОРМАҒЗ

Марди ташнае болои дарахти чормағзе рафт, ки дар зери он наҳре пуробу зулол ҷорӣ буд. Он мард шохаҳои дарахти чормағзро метаконд ва чормағз як-як даруни об меафтод ва бо афтодани он садое бармехост ва вай ҳубобҳоеро менигарист, ки рӯи об падид меомад.

Оқиле, ки гузораш бад-он ҷо афтод, гумон бурд, ки он мард қасдаш ҷамъ кардани чормағз аст. Ба ӯ гуфт: -Ин корро накун, чормағз ташнагӣ меоварад; зеро ҳам гарм





асту ҳам чарб. Баъдан бештари ин чормағзҳо дохили об меафтаду аз дасти ту меравад.

Ҷавон дар посух:

*Гуфт: -Қасдам з-ин фишондан ҷавз[633] нест,*
*Тезтар бингар, бар ин зоҳир маист.*
*Қасди ман он аст, к-ояд бонги об,*
*Ҳам бубинам бар сари об ин ҳубоб.*

Ман ташнаям ва мехоҳам садои обро бишнавам ва ҳубоби рӯи онро бубинам; чормағз ба чӣ корам меояд?!

Кори шахси ташна он аст, ки даври наҳри обу худи об ва садои об бигардад, он гуна, ки ҳоҷиён гирди Каъба ростиву дурустӣ мечарханд:

*Ташнаро худ шуғл чӣ б-вад дар ҷаҳон?*
*Гирди пойи ҳавз гаштан ҷовидон.*
*Гирди ҷӯву гирди обу бонги об*
*Ҳамчу ҳоҷӣ тоифи Каъба(й) савоб.*

Мавлоно дар поёни ин ҳикоят мегӯяд: -Ман ҳам, ки ин суханонро мегӯяму «Маснавӣ» -ро мепардозам, мақсудам туӣ, эй Ҳисом:

*Ҳамчунон мақсуди ман з-ин «Маснавӣ»,*
*Эй Зиёулҳақ Ҳусомуддин туӣ.*
*Қасдам аз алфози ӯ рози ту аст,*
*Қасдам аз иншояш овози ту аст.*
*Пеши ман овозат овози Худост,*
*Ошиқ аз маъшуқ, ҳошо, ки ҷудост.*

## ИБРОҲИМИ АДҲАМ ВА ТАРКИ САЛТАНАТ

Иброҳими Адҳам[634] - подшоҳи Балх шабҳангом бар тахт орамида буд ва нигаҳбонон пушти боми қаср

[633] *Ҷавз* - чормағз.

[634] Иброҳим аз урафои қарни дуввуми ҳиҷрист. Дар бораи ӯ навиштаанд, ки подшоҳи Балх буд, ҷоҳу ҷалоле дошт. Сипас ҳолаш дигаргун шуд ва дунёву мулку молро раҳо кард ва ба фақру тасаввуф рӯй овард ва аз бузургони ин табақа шуд. Ба гуфтаи Ҷомӣ дар «Нафаҳот-ул-унс» дар соли 162 ё 166 вафот ёфт.

машғули нигаҳбонӣ буданд. Албатта, мақсуди ӯ аз нигаҳбон гуморидан ҷилавгирӣ аз хатари дуздону ғоратгарон набуд:

*Қасди шаҳ аз ҳорисон, он ҳам набуд,*
*Ки кунад з-он дафъи дуздону рануд.*[635]
*Ӯ ҳамедонист, к-он ку одил аст,*
*Фориғ аст аз воқеъа, эминдил аст.*

Нигаҳбони орзуҳову мақосиди одамӣ адолати ӯст, на посбоне, ки шабҳо бар бом чӯб бар табл мезанад, балки мақсудаш он буд, ки хитоби азалиро бишнавад.

Боре дар он шаб Иброҳим бар тахт хуфта буд, ки ногаҳон аз пушти бом садои тақ-тақу ҳамҳамае шунид. Баланд шуд ва сар аз панҷараи утоқ берун оварду гуфт: -Кист, ки ин тавр роҳ меравад? Гумон надорам ин шахс инсон бошад.

Дар ин ҳангом гурӯҳе аз мавҷудоти аҷибу ғариб сар аз пушти бом поин оварданду гуфтанд: -Мо дар ҷустуҷӯи чизе ҳастем.

-Ба дунболи чӣ мегардед?

-Дар пайи шутурон ҳастем.

-Бигӯед бубинам, то ба ҳол чӣ касе шутурро рӯи пушти боми хонаҳо ҷустааст?

-Ту низ ба мо бигӯ: -Чӣ гуна ба тахти подшоҳӣ нишастай ва дар пайи лиқои Худо ҳастӣ?

*Пас бигуфтандаш, ки ту бар тахти ҷоҳ,*
*Чун ҳамеҷӯйӣ мулоқоти Илоҳ?*

Ин ҷумла дар ҷони Иброҳим чун тире бар қалб нишаст ва барои ҳамеша асари худро дар ӯ гузошт. Иброҳим мулку ҷоҳу мол ва ҳама чизро раҳо кард ва аз он пас дигар касе Иброҳимро бар тахти подшоҳӣ надид:

[635] *Рануд* - ҷамъи ринд, дар ин ҷо: ҳилагар.





*Худ ҳамон буд, дигар ӯро кас надид,*
*Чун парӣ аз одамӣ шуд нопадид.*
*Маъниаш пинҳону ӯ дар пеши халқ,*
*Халқ кай бинанд ғайри ришу далқ?*
*Чун зи чашми хешу халқон дур шуд,*
*Ҳамчу анқо дар ҷаҳон машҳур шуд.*
*Ҷони ҳар мурғе, ки ояд сӯйи Қоф,*
*Ҷумлаи олам аз ӯ лофанд, лоф.*

## ДОСТОНИ КӮДАКИИ МУҲАММАД - САЛАЛЛОҲИ АЛАЙҲИ ВА ОЛИҲИ ВА САЛЛАМ

[Модари Паёмбар ҳамроҳи ҷадди он ҳазрат - Абдулмуталлиб дар назар доштанд Муҳаммадро ба дояе биспоранд, то вазифаи ширдиҳии кӯдаки навзодро ба ӯҳда бигирад. Занони ширдеҳи фаровоне аз ин амр истиқбол намуданд ва худро барои кафолати ин муҳим муаррифӣ мекарданд, аммо кӯдак пистони ҳеҷ як аз ононро ба даҳон набурд.

Ҳоло танҳо як зан монда буд: Ҳалимаи Саъдия. Модари Паёмбар кам-кам нигарон шуда буд, чаро ки агар Муҳаммад пистони ин занро ҳам намепазируфт, дастикам то муддати дигар ва ёфтани дояе дигар, Муҳаммад дар Макка мемонд ва дар маърази хатари вабое, ки дар Макка пайдо шуда буд, қарор мегирифт. Ин нигаронӣ ҳангоме ба авҷи худ расид, ки бо шигифтӣ мушоҳида кард, ки Муҳаммад пистони Ҳалимаро низ напазируфт.

Ҳалима ба ӯ гуфт: -Бигзоред, пистони ростамро ҳам имтиҳон кунам, шояд аз пистони чап наменӯшад. Ман бо пистони чапи худ бештар фарзанди худро шир медиҳам.

Ҳоло бисёре аз ҳозирон низ кунҷков шуда буданд ва сокиту бесадо ба саҳна менигаристанд. Ҳалима

Муҳаммадро баргардонд ва дар оғӯши рости худ гирифту пистони худро ба даҳони бастаи Муҳаммад часпонд. Муҳаммад бедиранг даҳон боз кард ва онро дар даҳон гирифт ва бо ҳавас ба макидан пардохт.

Ҳама аз шодӣ фарёд кашиданду кӯдакро ба ӯ супурданд. Ҳалима ба сӯи қабилаи худ бо кӯдаке, ки бисёр зебову муборак буд, ба роҳ афтод.][636]

Муддати дароз Муҳаммад назди Ҳалима буд, то саранҷом ӯро аз шир гирифту ба шаҳр овард:

*Мустафоро чун зи шир ӯ боз кард,*
*Бар кафаш бардошт чун райҳону вард.*[637]
*Мегурезонидаш аз ҳар неку бад,*
*То супорад он шаҳаншаҳро ба ҷад.*

Ҳалима вориди Макка шуд ва сӯи Масҷидулҳаром рафт ва дохили Ҳатим[638] шуд. Дар ин ҳол буд, ки ногаҳон аз осмон садое шунид, ки мегӯяд: -Эй Ҳатим, офтоби бисёр бузурге бар ту тобид:

*Аз ҳаво бишнид бонге, к: -Эй Ҳатим,*
*Тофт бар ту офтобе бас азим.*
*Эй Ҳатим! Имрӯз ояд бар ту зуд,*
*Сад ҳазорон нур аз хуршеди ҷуд.*
*Эй Ҳатим! Имрӯз орад дар ту рахт,*
*Муҳташам шоҳе, ки пайки ӯст бахт.*

Эй Ҳатим, шоҳе бо шукӯҳу ҷалол, ки бахту иқбол пайки ӯст, имрӯз дар ту ҷой мегираду нурафшонӣ мекунад. Эй Ҳатим, имрӯз бар асари ин рӯйдоди тоза ҷойгоҳи арвоҳи малакутӣ хоҳӣ шуд, рӯҳҳои малакутӣ даста-даста аз ҳар ноҳия ба сӯи ту хоҳанд омад.

Ҳалима аз шунидани он садо ҳайрат кард, зеро касе

[636]Достони паёмбарон, сафҳаи 27-28.
[637]*Вард* - гул.
[638]*Ҳатим* - аз маконҳои бисёр мӯҳтараму пурфазилат аст. Албатта, дар таъйини маҳалли он миёни фуқаҳо ихтилоф аст; вале ғолибан мӯътакиданд маҳаллест миёни Ҳаҷаруласвад ва боби Каъба.





дар он атроф набуд. Ӯ кӯдакро, ки дар бағал дошт, бар замин ниҳод, то ба ҷустуҷӯи соҳиби садо биравад, ба ҳар сӯ рафт, аммо касеро наёфт. Боз омад, то Муҳаммадро бардорад, аммо ӯро дар ҷои худ надид.

*Ҳайрат андар ҳайрат омад бар дилаш,*
*Гашт бас торик аз ғам манзилаш.*
*Сӯйи манзилҳо давиду бонг дошт,*
*Ки: -Кӣ бар дурдонаам ғорат гумошт?*

Ҳалима ҳама ҷо сар кашид, аммо Муҳаммадро наёфт. Саранҷом пирамарде асозанон пеш омад ва чун ҷараёнро аз Ҳалима бозшунид,

*Гуфташ: -Эй фарзанд, ту андӯҳ мадор,*
*Ки намоям мар туро як шаҳриёр.*
*Ки бигӯяд, гар бихоҳад ҳоли тифл,*
*Ӯ бидонад манзилу тарҳоли[639] тифл.*

Ҳалима шод шуду гуфт: -Он шоҳи биноро ба ман нишон бидеҳ, то аз ӯ ҷои Муҳаммадро бипурсам.

Пирамард Ҳалимаро назди Уззӣ[640] бурду гуфт: -Ин бут дар огоҳ кардани мардум аз асрори ғайбӣ корсоз аст.

Пирамард фавран бар остони он бут саҷда оварду моҷарои Ҳалима ва гум шудани Муҳаммадро барои он бут бозгуфт ва аз ӯ ёрӣ талабид.

То пирамард номи Муҳаммадро бар забон овард, ҳамаи бутони он ҷо сар хам карданду саҷда оварданд. Он гоҳ ба пирамард гуфтанд: -Бирав дунболи кори худ, он касе, ки ту дар пайи ӯ ҳастӣ, ҳамаи моро сарнагун хоҳад кард:

*Чун «Муҳаммад» гуфт, он ҷумла бутон*
*Сарнагун гаштанду соҷид он замон.*
*Ки бирав, эй пир! Ин чӣ ҷустуҷӯст?*
*Он Муҳаммадро, ки азли мо аз Ӯст.*
*Мо нагуну сангсор оем аз Ӯ,*
*Мо касоду беъиёр оем аз Ӯ.*

[639]*Тарҳол* - кӯчидан. Ин ҷо: маҳалли ихтифо.
[640]*Уззӣ* - бути бузурге, ки мушкирони Макка ӯро мепарастиданд.

*Он хиёлоте, ки дидандӣ зи мо,*
*Вақти фитрат гоҳ-гоҳ аҳли ҳаво.*
*Гум шавад чун боргоҳи Ӯ расид,*
*Об омад, мар таяммумро дарид.*

Бутҳо гуфтанд: -Эй пирамард, зуд дур шаву оташи фитнаро рӯшан макун. Мабодо моро бо ғайрати Аҳмадӣ бисӯзонӣ.

Бо шунидани ин суханон асо аз дасти пирамард афтод ва тарс ҳамаи вуҷудашро гирифт.

Ҳалима бо дидани ин саҳна бар ҳайраташ афзуда шуд. Дармонда буд ва намедонист чӣ кунад. Пирамард ба ӯ гуфт: -Эй Ҳалима, ғам махӯр, шод бош, Худоро сипос гӯй:

*Ғам махӯр, ёва нагардад ӯ зи ту,*
*Балки олам ёва гардад андар ӯ.*
*Ҳар замон аз рашку ғайрат пешу пас*
*Сад ҳазорон посбон асту ҳарас.*

Барои ҳифзи ӯ ҳар замон сад ҳазор нигаҳбон аз ӯ муроқибат мекунанд.

Аз он сӯ вақте Абдулмуталлиб аз моҷаро огоҳ шуд, «даст бар сина ҳамезад, мегирист». Абдулмуталлиб бар дари Каъба омад ва ба розу ниёз пардохт ва ёфтани гумшударо аз Худои меҳрубон хост. Дар розу ниёз бо Худо мегуфт: -Худоё, «Дар симои он яке дурри ятим, дидаам осори лутфат, эй Карим». Ӯ монанди мо нест, гарчи аз мост, «Мо ҳама мисему Аҳмад кимёст». Дар ин муноҷот буд, ки:

*Аз даруни Каъба омад бонг зуд*
*Ки ҳам акнун рух ба ту хоҳад намуд.*
*Бо дусад иқбол ӯ маҳзузи мост,*
*Бо дусад тулби[641] малак маҳфузи мост.*
*Ишқҳо дорем бо ин хок мо*
*З-он ки афтодаст дар қаъда(й)[642] ризо.*

[641]*Тулб* – гурӯҳ, даста.
[642]*Қаъда* – нишастан, нишастан дар намоз.





Мо бо ин инсони фурӯтан ишқҳо меварзем, чун ба мақоми ризо расидааст. Саранҷом аз даруни Каъба нишонии ҷое, ки Муҳаммад буд, ба Абдулмуталлиб дода шуд. Абдулмуталлиб ҳамроҳ бо бузургони Қурайш ба он макон рафтанд ва ӯро дар он ҷо ёфтанд.

## ВАЗИРИ БАХШАНДА ВА ВАЗИРИ ХАСИС

*Шоире овард шеъре пеши шоҳ,*
*Бар умеди хильату икрому ҷоҳ.*
*Шоҳ мукрим буд, фармудаш ҳазор,*
*Аз зари сурху каромоту нисор.*

Шоир пас аз он ки шеъри худро дар ситоиши шоҳ суруд ва барои шоҳ хонд, мунтазири лутфи подшоҳ шуд. Шоҳ ба вазираш фармуд, ки ҳазор динор сиккаи тилло ба ӯ бидиҳад.

Вазир гуфт: -Ҳазор динор кам аст, иҷоза диҳед, даҳ ҳазор динор ба ӯ ҳадя диҳам.

Вазир он қадар барои шоҳ далел овард, то саранҷом шоҳро қонеъ кард, ки даҳ ҳазор динор ба шоир бидиҳад. Шоир, ки интизори ин ҳама бахшишро надошт, ҷустуҷӯ кард, то бидонад чӣ касе мақоми ӯро назди шоҳ боло бурдааст.

*Пас бигуфтандаш фалонуддин вазир,*
*Он Ҳасан ному ҳасан хулқу замир.*

Шоир, ки донист вазири нексирати подшоҳ чунин лутфе дар ҳаққи ӯ кардааст, дар санои ӯ шеъри дароз барнабишт ва сӯи хона бозгашт.

Албатта, он қасида агарчи дар зоҳир дар мадҳи вазир буд, вале шоир бо зиракӣ онро ба гунае суруда буд, ки бо рамзу ишора шоҳро мадҳ мекард.

Солиёне чанд гузашт. Шоир ба иллати фақру тангдастӣ дучори мушкил шуд. Бо худ гуфт: -Хуб аст суроғи касе биравам, ки имтиҳони худро дар инъому бахшиш пас

додааст:

*Гуфт: -Вақти фақру тангии ду даст*
*Ҷустуҷӯйи озмуда беҳтар аст,*
*Даргаҳеро, к-озмудам дар карам,*
*Ҳоҷати навро бад-он ҷониб барам.*
*Бори дигар шоир аз савдои дод,*
*Рӯй сӯйи он шаҳи мӯҳсин ниҳод.*

Шоир барои пешкаш шеъреро, ки тоза суруда буд, барои шоҳ хонд. Шеър бисёр зебову нағз буд. Шоҳ бинобар одате ки дошт, дастур дод ҳазор сиккаи тилло ба шоир бидиҳанд. Аммо вазири қаблӣ аз дунё рафта буд ва инак шахси дигаре, ки бар хилофи вазири пешин сахт бераҳму хасис буд, бар маснади вазорат нишаста буд. Вазир бо ин тасмими шоҳ мухолиф буд:

*Гуфт: -Эй шаҳ! Харҷҳо дорем мо,*
*Шоиреро набвад ин бахшиш сазо.*

Ба шоҳ гуфт: -Ман бо як чиҳилуми ин миқдор ҳам ӯро розӣ мекунам.

Атрофиён гуфтанд: -Ин шоир қаблан даҳ ҳазор сикка гирифтааст, чӣ гуна бо 25 сикка розӣ мегардад?

Вазир гуфт: -Ман ончунон ӯро дар фишор мегузорам, ки ба ҳамин маблағ ҳам гардан ниҳад.

*Гуфт: -Бифшорам варо андар фишор,*
*То шавад зору низор аз интизор.*
*Он гаҳ ар хокаш диҳам аз роҳ ман,*
*Даррабояд ҳамчу гулбарг аз чаман.*
*Ин ба ман бигзор, к-устодам дар ин,*
*Гар тақозогар бувад, ҳам оташин.*

Шоҳ амрро ба вазир вогузорид, то ҳар гуна салоҳ медонад, амал кунад. Вазир низ шоирро ба умеди силаву подош мунтазир гузошт. Шоир тамоми зимистонро интизор кашид ва дигар тоқати диранги бештар надошт. Ба вазир гуфт: -Агар сиккаи тиллоӣ дар кор нест, лоақал ба ман носазо бигӯ, то ҷонам аз ранҷ раҳо шавад. Интизор





маро кушт:

*Интизорам кушт, боре гӯ: -Бирав,*
*То раҳад ин ҷони мискин аз гарав.*

Пас аз он 25 сикка ба шоир доданд. Шоир бо дидани 25 сикка дар андеша шуд. Бо худ гуфт: -Аҷиб аст, навбати қабл даҳ ҳазор сикка ба ман доданд ва ин бор фақат 25 сикка, он ҳам бо ҳазор фалокат.

Атрофиёни шоҳ ӯро аз моҷаро бохабар карданду гуфтанд: -Вазири пешин аз дунё рафт ва акнун каси дигаре ҷои ӯ нишастааст. Ин вазир бар хилофи вазири пешин бисёр хасис аст ва мо ин 25 сиккаро ҳам базӯр ва бо ҳазор латоифу ҳиял аз ӯ ситондем ва ба дасти ту расондем.

Шоир гуфт: -Номи ин вазир чист?

Гуфтанд: -Ҳасан.

Аз қазо номи вазири пешин ҳам Ҳасан буд.

*Гуфт: -Ё Раб, ному ону номи ин,*
*Чун яке омад? Дарег, эй Рабби дин.*
*Он Ҳасан номе, ки аз як килки ӯ,*
*Сад вазиру соҳиб ояд ҷудҷӯ.*
*Ин Ҳасан, к-аз риши зишти ин Ҳасан,*
*Метавон бофид, эй ҷон, сад расан.*

Эй бародар, ҳаргиз шабоҳат дар ном ё сурат ва монанди он аз шабоҳатҳои зоҳириро наметавон далел бар шабоҳати ботинӣ ва ҳам сиратӣ донист. Чӣ басо фосиқону бадкороне, ки худро дар либоси хубон ва ба сурати солеҳон дармеоваранд. Инсони огоҳ набояд асири сурату олами зоҳир шавад. Он ду вазир дар ному мансаб ва чӣ басо дар қиёфа шабеҳи ҳам буданд, аммо ӯ куҷову ин куҷо?

## ҲОМОНИ ҲИЛАГАР

Вазири дуввуми подшоҳ, ки дар қиссаи пешин аз он ёд кардем, монанди Ҳомон буд, ки бо макру ҳилаҳояш ҳар

гуна равзанаи ҳидоятро барои Фиръавн баст ва ӯро ба табоҳӣ кашид.

*Чанд он Фиръавн мешуд нарму ром,*
*Чун шунидӣ ӯ зи Мӯсо он калом.*
*Он каломе, ки бидодӣ санг шир,*
*Аз хушии он каломи беназир.*
*Чун ба Ҳомон, ки вазираш буд ӯ,*
*Машварат кардӣ, ки кинаш буд хӯ.*

Фиръавн бо Ҳомон машварат мекард ва Ҳомон, ки марде кинатӯз буд, мегуфт: -То кунун ту подшоҳи бузурге будӣ ва акнун меҳоҳӣ фиреби Мӯсоро бихӯрӣ ва дар ҳадди як ғулом поин биёӣ.

Суханони Ҳомон монанди санге буд, ки ба шишаи қалби Фиръавн мехӯрд ва Фиръавни заифдилро музтариб мекард. Ҳар он чи Мӯсои калим тайи рӯзҳо месохт, Ҳомон дар як лаҳза вайрон мекард.

Эй бародар, ақли маош ва дунёталаб дар кишвари вуҷуди ту ба манзалаи Ҳомони вазир аст; ҳар гоҳ як воизи Раббонӣ туро иршод кунаду панд диҳад, ақли маошандеш суханони ӯро бо ҳилаву тазвир ботил менамоёнад:

*Ақли ту дастуру*[643] *мағлуби ҳавост,*
*Дар вуҷудат раҳзани роҳи Худост,*
*Носеҳе, раббоние пандат диҳад,*
*Он суханро ӯ ба фан тарҳе ниҳад.*[644]
*К-ин на бар ҷой аст, ҳин! Аз ҷо машав,*
*Нест чандон, бо худ о, шайдо машав.*
*Войи он шаҳ, ки вазираш ин бувад,*
*Ҷойи ҳар ду дӯзахи пуркин бувад.*
*Шод он шаҳе, ки ӯро дастгир*
*Бошад андар кор, чун Осаф вазир.*
*Шоҳи одил чун қарини ӯ шавад,*
*Номи он «нуран ало нурин» бувад.*

---

[643] *Дастур* - вазир.
[644] *Тарҳ ниҳодан* - дур андохтан, барандохтан.





## АЗ ХИЁЛ ТО ҲАҚИҚАТ

Яке аз сӯфиён барои он ки инбисоти хотире пайдо кунад ва нишоте дар ӯ падид ояд, ба равиши сӯфиён сар бар зонуи худ ниҳода дар боғ нишаста ва машғули муроқаба[645] буд. Он сӯфӣ дар худ фурӯ рафта ва ба тааммули ҳолоти худ машғул буд.

Шахси густохе дар канори ӯ буд, пиндошт, ки сӯфӣ хобидааст, ба ӯ гуфт: -Саратро баланд кун ва ба ин дарахтону гиёҳони сарсабз бингар. Ба фармони Худо гӯш фаро деҳ, ки мегӯяд: «Ба осори раҳмати Илоҳӣ бингар, ки чӣ сон заминро пас аз марг дубора зинда месозад».[646]

Сӯфӣ сар баланд карду гуфт: -Эй марди аҳли хӯй, осори раҳмати Илоҳӣ дил аст ва он чи дар беруни дил аст, осори осор аст. Боғҳову сабзаҳо дар даруни ҷони ҷон аст ва он чи дар берун аст, инъикосу бозтоби он боғҳову сабзаҳост:

*Гуфт: -Осораш дил аст, эй булҳавас,*
*Он бурун осори осор асту бас.*
*Боғҳову сабзаҳо дар айни ҷон,*
*Бар бурун аксаш чу дар оби равон.*
*Он хиёли боғ бошад андар об,*
*Ки кунад аз лутфи об он изтироб.*
*Боғҳову меваҳо андар дил аст,*
*Акси лутфи он бар ин обу гил аст.*

Бидон, ҳамаи он чи дар чаҳон аст, ваҳму хиёл аст ва ё тасвирест дар ойинаҳо ва ё сояҳоест. Мардум ҳама чашм ба ин сояҳо дӯхтаанду онро ҳақиқат мепиндоранд ва аз ҳамин рӯст, ки мағруру фирефта мегарданд. Онҳо аз боғҳои ҳақиқӣ, ки аслу решаи ин боғҳост, ғофиланд ва чашм дар ин тасовир дӯхтаанд. Айнан танҳо ба вақти

---

[645] *Муроқаба* – мушоҳида.
[646] Сураи Рум, ояи 49.

мурдан аст, ки чашми ҳақиқатбинашон боз мешавад ва ҳақоиқро мебинанд ва ай хушо ба ҳоли онон, ки пеш аз он ки бимиранд, мурдаанд:

*Эй хунук онро, ки пеш аз марг мурд,*
*Яъне ӯ аз асли ин раз*[647] *бӯй бурд.*

* * *

Сулаймон паёмбар дар канори Масҷидулаксо қадам мезад. Дар ин ҳангом буд, ки чашмаш ба гиёҳи тозае афтод, ки то он замон надида буд; гиёҳе бас аҷиб ва сарсабзу ботароват. Сабзии гиёҳ чашмро хира мекард. Он гиёҳ дар ҳамон лаҳза ба Сулаймон салом кард. Сулаймон аз ӯ пурсид: -Номат чист?

-Номам харруб[648] аст.

-Хосияти ту чист?

-Дар ҳар ҷо биравам, он макон вайрон мешавад:

*Ман, ки харрубам, хароби манзилам,*
*Ҳодими*[649] *бунёди ин обу гилам.*

Сулаймон донист, ки аҷалаш фаро расида ва ба зудӣ аз дори фонӣ ба ҷаҳони боқӣ хоҳад шитофт. Бо худ гуфт: -То ман зинда ҳастам, мутмаинам ин масҷид аз офатҳо масуну[650] солим мемонад:

*Гуфт: -То ман ҳастам, ин масҷид яқин,*
*Дар халал н-ояд зи офоти замин.*
*То ки ман бошам, вуҷуди ман бувад,*
*Масҷиди Ақсо мухалхал*[651] *кай шавад?*

Эй бародар, дил низ масҷидест ва обиди ин масҷид ҷисм аст. Ёру ҳамнишини ноаҳл ҳамон харруб аст, ки агар дар дил бирӯяд, онро вайрон мекунад. Магзор муҳаббати рафиқи ноаҳл дар дили ту реша бигираду рушд кунад. Ин муҳаббатро аз реша баркан, то табоҳат накунад:

[647] *Раз* - дарахти ангур. Дар ин чо мақсуд боғу бӯстон аст.
[648] *Харруб, харнуб* - буттаест хордор, дорои шохаҳои пароканда, ки дар ҳар бино бирӯяд, он ҷоро вайрон мекунад.
[649] *Ҳодим* – нобудкунанда.
[650] *Масун* – маҳфуз, эмин.
[651] *Мухалхал* - шикофдор, рахнадор.





*Масҷид аст он дил, ки ҷисмаш соҷид аст,*
*Ёри бад харруб, ҳар ҷо масҷид аст.*
*Ёри бад чун руст дар ту меҳри ӯ*
*Ҳин, аз ӯ бигрезу кам кун гуфтугӯ.*
*Баркан аз бехаш, ки гар сар барзанад,*
*Мар турову масҷидатро барканад.*

Гиёҳи харруби ошиқ низ каҷживу норостии ӯст. Ҳамвора ба гуноҳи худ муътариф бош ва аз ин эътироф тарсе ба худ роҳ мадеҳ. Эътироф ба ҷаҳл барои нодон беҳтар аз такбиру худбинист. Аз Одам Абулбашар биёмӯз, ки чун лағзише аз ӯ сар зад, гуфт: «Худоё, мо бар худамон ситам кардем». На баҳонае овард ва на ҳилае дар кор кард, балки бо камоли сароҳат[652] гуноҳи хешро ба гардан гирифт:

*Ошиқо! Харруби ту омад каҷӣ,*
*Ҳамчу тифлон сӯйи каҷ чун мегаҷӣ?*[653]
*Хеш муҷрим дону муҷрим гӯ, матарс,*
*То надуздад аз ту он устод дарс.*
*Чун бигӯйӣ: -Ҷоҳилам, таълим деҳ.*
*Инчунин инсоф аз номус*[654] *беҳ.*
*Аз падар омӯз, эй равшанҷабин,*
*«Раббано» гуфту «заламно»*[655] *пеш аз ин.*
*На баҳона карду на тазвир сохт,*
*На ливои макру ҳилат барфарохт.*

## МАҶНУН БА ЯК СӮ, ШУТУР БА СӮИ ДИГАР

Рӯзе Маҷнун бар шутури худ савор шуд, то назди Лайлӣ равад. Ин шутур бачае дошт, ки чун тоби сафар

[652] *Сароҳат* – возеху рӯшан.
[653] *Мегаҷӣ* - мехазӣ, бар шикам роҳ меравӣ, монанди хазандагону кӯдакон.
[654] *Номус* - худбинӣ, такаббур.
[655] *Заламно* - ситам кардем. Ишора ба ояи 24 аз сураи Аъроф.

надошт, дар тавила[656] монда буд. Маҷнун ба роҳ афтод ва шутурро бо шӯру иштиёқе ногуфтанӣ ба самти диёри Лайлӣ меронд, аммо шутур ҳавои бачаашро дар сар дошт ва лаҳзае аз он ғофил набуд. Майли шутур ба пушт буд ва иштиёқи Маҷнун ба ҷулӯ.

Шутур ба сахтӣ роҳ мерафт, ба маҳзи ин ки Маҷнун ба хоб мерафт ё ғафлате мекард, ё мадҳуши Лайлӣ мешуд ва бехабар аз роҳ ва ба ҳар ҳол, то шутур каме афсори худро суст меёфт, роҳ каҷ мекард ва оҳанги бозгашт менамуд ва то Маҷнун ба худ меомад, медид бисёре аз роҳи рафтаро бозгашта ва бояд дубора онро бипаймояд.

Бад-ин сон масире, ки бояд серӯза мепаймуд, Маҷнун чандин сол дар роҳ буд ва ҳайрону саргардон дар биёбонҳо ба сар бурд:

*Майли Маҷнун пеши он Лайлӣ равон,*
*Майли ноқа, пас пайи курра давон.*
*Як дам ар Маҷнун зи худ ғофил будӣ,*
*Ноқа гардидиву вопас омадӣ.*

Маҷнун чун ошиқ буд ва Лайлӣ ақлашро рабурда буд, наметавонист муроқиб[657] бошад ва шутурро миҳор[658] кунад...

*Лек ноқа, бас муроқиб буду чуст,*
*Чун бидидӣ ӯ миҳори хеш суст.*
*Фаҳм кардӣ з-ӯ, ки ғофил гашту данг,*
*Рӯ сипас кардӣ ба курра бедаранг.*
*Чун ба худ бозомадӣ, дидӣ зи ҷо,*
*К-ӯ сипас рафтаст бас фарсангҳо.*
*Дар серӯза раҳ бад-ин аҳволҳо,*
*Монд Маҷнун дар тараддуд солҳо.*

Саранҷом Маҷнун ба шутури худ гуфт: -Мо ҳар ду ошиқем, аммо зидди якдигарем, пас мо ду нафар ҳамроҳи муносибе барои якдигар нестем. Аз ин рӯ, аз шутур пиёда

[656] *Тавила* – оғил.
[657] *Муроқиб* – назораткунанда, нигаҳбон.
[658] *Миҳор* – чӯбе, ки аз бинии шутур гузаронида, ба он ресмон мебанданд.





шуду ӯро раҳо кард ва танҳо ба роҳаш идома дод:

*Гуфт: -Эй ноқа, чу ҳар ду ошиқем,*
*Мо ду зидд, пас ҳамраҳи нолоиқем.*
*Нестат бар вифқи[659] ман меҳру миҳор,*
*Кард бояд аз ту сӯҳбат ихтиёр.*
*Сарнагун худро зи уштур дарфиканд,*
*Гуфт: -Сӯзедам зи ғам то чанд? Чанд?*

Достони рӯҳу нафси аммора низ достони он Маҷнуну шутур аст. Рӯҳ рӯ ба ҷониби боло, арши аълову малакути олам дорад; аммо нафси аммора нигоҳаш ба поин, замину олами малак аст. Пас барои расидан ба камол бояд аз шутури нафси аммора пиёда шуд:

*Ҷон гушояд сӯйи боло болҳо,*
*Дарзада тан дар замин чанголҳо.*
*То ту бо ман бошӣ, эй мурда(й) ватан,*
*Пас зи Лайлӣ дур монад ҷони ман.*
*Роҳ наздику бимондам сахт дер,*
*Сер гаштам з-ин саворӣ, сер, сер.*

## ДУЗД ВА АММОМАИ БУЗУРГ

Як рӯҳонинамо барои он ки назди мардум ҷоҳу манзалате биёбад ва мардум бузургаш бидонанду аз оламиёни фақеҳу амиқ бипиндорандаш, порчаҳои кӯҳнаву фарсударо ҷамъ карда ва даруни аммомаи худ қарор дода буд, то аммомааш ҳар чӣ бузургтару чашмгиртар шавад; зоҳири аммома монанди ҷомаҳои гаронбаҳои биҳиштӣ буд, аммо даруни он монанди даруни мунофиқон зишту палид:

*Зоҳири дастор чун ҳуллай биҳишт,*
*Чун мунофиқ андарун расвову зишт.*
*Пора-пора далқу пунба-в пӯстин,*
*Дар даруни он амома буд дафин.[660]*

[659] *Вифқ* – мувофиқат, созгорӣ.
[660] *Дафин* - мадфун, дафншуда.

Он рӯҳонинамо ҳангоми субҳ ба тарафи мадраса ҳаракат кард, то бо ин ҳайбати сохтагӣ ба манофеъи моддӣ даст ёбад. Аммо аз бахти бад дузд бар сари роҳи ӯ камин карда буд. То чашмони дузд ба он аммомаи бузург афтод, ба гумони он, ки луқмаи чарбе ба даст оварда, ҷасту аммомаро қапид ва по ба фирор гузошт.

Рӯҳонинамои бечора, ки он аммомаи тӯхолӣ[661] ҳамаи чизаш буд, бонг бароварду хитоб ба дузд гуфт: -«Боз кун дасторро, он гаҳ бубар». Аммомаро боз кун, бубин, чизе нест ва арзише надорад:

*Боз кун онро, ба дасти худ бимол,*
*Онгаҳон хоҳӣ бибар, кардам ҳалол.*
*Чунки бозаш кард он, ки мегурехт,*
*Сад ҳазорон ҷанда андар раҳ бирехт.*

Дузд вақте дар ҳоли фирор он аммомаро боз кард, миқдори зиёде порчаи беарзишу кӯҳна дар миёни роҳ рехт ва фақат як метр порчаи кӯҳна дар дасти ӯ боқӣ монд. Дузди бечора:

*Бар замин зад хирқаро к: -Эй беиёр,[662]*
*3-ин дағал моро баровардӣ зи кор.*

Эй бародар, дунё низ монанди аммомаи он рӯҳонинамо ҷаззобу фиребанда аст, аммо дарунаш ҳеҷ нест:

*Ҳамчунин дунё агарчи хуш шукуфт,*
*Бонг зад, ҳам бевафоии хеш гуфт.*

Дар ин ҷаҳони кавну фасод[663] ҳилаҳои дунё ба манзалаи кавну насиҳат ба манзалаи фасод аст.

*Андар ин кавну фасод, эй устод!*
*Он дағал кавну насиҳат он фасод.*
*Кавн мегӯяд: -Биё, ман хушпайам,*
*В-он фасодаш гуфта: -Рав, ман лошайам.[664]*

[661] *Тӯхолӣ* – дарунтиҳӣ, қабаташ холӣ.
[662] *Беиёр* - ин чо: беарзишу эътибор.
[663] *Кавну фасод* – ҳастиву нестӣ.
[664] *Лошай* - мухаффафи *лошиъ*, нест, маъдум.





Агар сабзии баҳорро мебинӣ, зардии хазонро низ бингар.

Агар тобиши зебоии хуршедро менигарӣ, заволи шомгоҳашро ҳам ба ёд ор.

Агар курси комили моҳро дар шаби чаҳордаҳ мебинӣ, шабҳоеро, ки моҳ пинҳон аст, низ фаромӯш макун.

Таровату шодобии ҷавонӣ пажмурдагии айёми солхӯрдагиро аз ёдат набарад:

*Хуш бубин кавнаш зи аввал бо гушод,*
*В-охир он расвоияш биниву шод.*
*3-он, ки ӯ бинмуд пайдо домро*
*Пеши ту барканд саблат[665] хомро.*

Нахуст ба ҷанбаҳои вуҷудӣ ва хубиҳову зебоиҳои дунё нек бингар; аммо расвоиву табоҳии онро низ мушоҳида кун; зеро, ки дунё ибтидо домро равшану возеҳ ба ту нишон дод ва дар баробари дидагони ту саблати инсонҳои хому фиребхӯрдаро канд. Пас дунё худ носеҳи хубест ва саросари таърих саҳнаи ибратомӯзест барои онон, ки панд гиранд:

*Пас магӯ: -Дунё ба тазвирам фирефт,*
*В-арна ақли ман зи домаш мегурехт.*

* * *

Марде бо либоси кӯҳнаву фарсуда ва пур аз ваславу пина аз сафари Ироқ ба ватани худ бозгашт. Дӯстону ошноён бо шунидани хабари бозгашти ёри сафаркарда ба хонааш омаданд ва аз айёми дурӣ аз ватан пурсиданд.

Мард гуфт: -Оре, сафари дуру дароз ва душворе буд, аммо бас муборак буду маймун.

-Магар чӣ иттифоқе бароят афтодааст?

-Дар Ироқ назди халифа рафтам; ӯ маро бисёр гиромӣ дошт ва даҳ даст либоси гаронбаҳо низ ба ман ҳадя дод ва…

[665] *Саблат* – мӯйлаб, бурут; маҷозан бадҳайбат, воҳиманок.

Дӯстон аз як сӯ суханонашро мешуниданд ва аз сӯи дигар нигоҳе пурмаъно бар сару қомати ӯ медӯхтанд, ки осори фақру масканат[666] аз он намоён буд:

*Пас бигуфтандаш, ки аҳволи нажанд,*
*Бар дурӯғи ту гувоҳӣ медиҳанд.*
*Тан бараҳна, сар бараҳна, сӯхта.*
*Шукрро дуздида ё омӯхта.*
*К-ӯ нишони шукру ҳамди мири ту,*
*Бар сару бар пойи бетавфири[667] ту?*

-Тани лухт ва сару сурати бараҳнаву сӯхтаи ту далели он аст, ки ин санову ситоишҳоро аз касе тақлид мекунӣ ва ё омӯхтаӣ. Дар куҷои сару пойи ту осори шукру сипоси амир дида мешавад?

*Гар забонат мадҳи он шаҳ метанад,*
*Ҳафт андомат шикоят мекунад.*

Он амири саховатманд оё як шалвору кафш надошт, ки ба ту бидиҳад?

Мард барои он ки аз вартаи хиҷолат барояд, гуфт: -Чаро, бисёр дошт ва ба ман низ дод, аммо ман онҳоро ба ину он бахшидам.

*Бистадам ҷумла атоҳо аз амир,*
*Бахш кардам бар ятиму бар фақир.*

Дӯстони зираку боҳуши он мард гуфтанд: -Бисёр хуб, мепазирем, аммо бигӯ бубинем: ин сӯзу оҳи синаат аз чист? Дар даруни ту сад навъ кароҳату парешонӣ монанди хор рӯидааст, «кай бувад андӯҳ нишони ибтишор?»[668] Фарз кунем амволе гирифтӣ ва ба дигарон бахшидӣ, пас ку ризояти хотири ту?

Аз чеҳраи парешонат дурӯғгӯии ту маълуму ошкор аст, беҳуда лоф назан, ки худро расво мекунӣ:

[666] *Масканат* – муфлисӣ.
[667] *Бетавфир* – бесуд, бефоида.
[668] *Ибтишор* - шодиву сурур.





*Ку нишони покбозӣ, эй туруш?*
*Бӯйи лофи каж ҳамеояд, хамуш!*
*Сад нишон бошад дарун эсорро,[669]*
*Сад аломат ҳаст некӯкорро.*

Оре, зоҳирсозони худнамо, ки зоҳири худро бар хилофи он чи дар дарун доранд, мероянд ва гуфтаҳояшон тазвир асту риё, саранҷом расво мешаванд, зеро даруни инсон дар буруни ӯ хоҳ-нохоҳ мунъакис мешавад ва худро нишон медиҳад.

Дар ҳамду ситоиши Худо низ бояд холи дарун ҳамоҳангиву ҳамроҳӣ кунад, вагарна ибодате берӯху ҷон хоҳад буд:

*Ҳамди ориф мар Худоро рост аст,*
*Ки гувоҳи ҳамди ӯ шуд пову даст.*
*Ҳамдашон чун ҳамди гулшан аз баҳор,*
*Сад нишоне дораду сад гиру дор.*

Дурӯғгӯиву риёкориро раҳо кун, ки бӯи ганди даруни олудаат аз нафаси ту ошкор мешавад ва бӯйшиносони моҳире ҳастанд, ки худ онро ташхис медиҳанд. Пас худатро расво накун ва роҳи садоқат пеш гир:

*Бӯйи сирри бад биёяд аз дамат,*
*В-аз сару рӯ тобад, эй лофӣ, ғамат.*
*Бӯшиносонанд ҳозиқ дар масоф,[670]*
*Ту ба ҷалдӣ, ҳою ҳу кам кун газоф.*
*Шарм дору лоф кам зан, ҷон макан,*
*Ки басе ҷосус ҳаст он сӯйи тан.*

## БОЯЗИДИ БАСТОМӢ ВА ТАЛАБИ БӮИ ЁР

*Он шунидӣ достони Боязид,*
*Ки зи ҳоли Булҳасан пешин чӣ дид?*
*Рӯзе он султони тақво мегузашт,*
*Бо муридон ҷониби саҳрову дашт.*

[669] *Эсор* – нисор кардан, бахшидан.
[670] *Масоф* - ҷои саф кашидан, саф, қатор; маҷозан ҷои ҷанг, набард, муҳориба.

*Бӯйи хуш омад мар ӯро ногаҳон,*
*Дар саводи Рай, зи сӯйи Хорақон.*

Боязиди Бастомӣ бо он, ки дар қарни севвум мезист ва Абулҳасани Хароқонӣ солҳо пас аз ӯ дар қарни чаҳорум ба дунё омад, аммо аз валодату шахсияти зоҳириву ботинии ӯ бохабар буд. Дар яке аз рӯзҳое, ки Боязид ҳамроҳи ҷамъе аз ёронаш аз ҷониби дашту саҳро мегузашт, ногаҳон дар атрофи шаҳри Рай аз ҷониби Харақон бӯйи хуше ба машомаш расид. Боязид ба ҳамроҳони худ гуфт: -Бӯйи диловезе аз ноҳияи Харақон ба машомам мерасад. Ин бӯйи дилнишин ҳокӣ аз он аст, ки солҳо баъд орифе комил ба номи шайх Абулҳасани Харақонӣ зуҳур хоҳад кард ва ба иршоди ҷӯяндагону толибони Ҳақ мепардозад. Ӯ муриди ман хоҳад шуд ва ҳар субҳ бар мазорам меояд.

Оре, орифони восил машоми тез доранд ва аз фосилаҳои замониву макониии бисёр дур бӯйи ҷонафзои мардони Ҳакро мешунаванд, чунон ки Муҳаммад салаллоҳи алайҳи ва олиҳи аз дурдастҳо бӯйи Увайсро мешунид.

*Ки Муҳаммад гуфт: -Бар дасти сабо,*
*Аз Яман меоядам бӯйи Худо.*
*Бӯйи Ромин мерасад аз ҷони Вис,*
*Бӯйи Яздон мерасад ҳам аз Увис.*
*Аз Увайсу аз Қаран бӯйи аҷаб,*
*Мар Набиро маст карду пуртараб.*

Даҳҳо сол пас аз вафоти Боязид Абулҳасани Харақонӣ бо ҳамон авсофе, ки ӯ гуфта буд, зода шуд. Ӯ пешгӯии Боязидро аз мардум шунид ва бо шахсияти вай ошно шуд ва аз шефтагону муридони ӯ гашт ва ҳар бомдод бар мазораш меомад ва то зухр бар мазори ӯ мемонд ва ба мароқабаву[671] тафаккур ва зикр мепардохт. Гохе низ

[671]*Мароқаба* - тааммул; мушоҳида.





душвориҳову мушкилоти худро дар он ҷо тарҳ мекард ва сурати мисолии муродашро дар баробараш намоён медид ва ба пурсишҳояш посух мегуфт:

*Ҳар сабоҳе рӯ ниҳодӣ сӯйи гӯр,*
*Истодӣ то зуҳо андар ҳузур.*
*Ё мисоли шайх пешаш омадӣ,*
*Ё, ки бе гуфте шиколаш ҳал шудӣ.*

То он ки рӯзе Абулҳасан бо камоли умедворӣ ба кашфи асрор бар мазори Боязид ҳозир шуд. Аммо дар он рӯз барфи тоза борида буд ва рӯйи қабрҳоро пӯшонда буд. Харақонӣ чун кӯҳҳои барфи анбӯҳро дид, андӯҳнок шуд. Ҳамон дам аз мақбараи Боязид ин садо баромад:

*Ҳин, биё ин сӯ, бар овозам шитоб,*
*Олам ар барф аст, рӯй аз ман матоб.*
*Ҳоли ӯ з-он рӯз шуд хубу бидид*
*Он аҷоибро, ки аввал мешунид.*

## ҒУЛОМИ ТАНБАЛ ВА НОМА БА ШОҲ

Ғуломе буд танбалу танпарвар, ки чун дар пайи рӯзӣ намерафт ва ранҷи кор бар худ ҳамвор намесохт, дар фақру тангдастӣ ба сар мебурд. Ғулом барои он, ки кушоише дар кораш ҳосил шавад, номае барои арбоби худ навишт ва дар зимни мадҳу ситоиш аз ӯ достони фақру ниёзи шадиди худро низ навишт ва дархости кӯмак кард.

Ғулом қабл аз навиштани нома пеши ошпази арбоб рафту гуфт: -Эй ошпази бахил, аз шоҳ ва ҳиммати ӯ муҳол аст, ки ин ҷуръаи ночизро бароям кофӣ бидонад.

Ошпаз дар посух гуфт: -Шоҳ бинобар маслиҳате ин миқдорро таъин кардааст.

Аммо ғулом напазируфт ва кашишу баҳс миёни он ду боло гирифт:

*Матбахӣ даҳ гуна ҳуҷҷат барфарошт,*
*Ӯ ҳама рад кард аз ҳирсе, ки дошт.*

*Чун ҷираъ кам омадаш дар вақти чошт,*
*Зад басе ташнеъ ӯ, суде надошт.*

Ғулом хашмгин шуд ва бо он ҳол барои шоҳ номае навишт:

*Андар он руқъа санои шоҳ гуфт,*
*Гавҳари ҷуду сахои шоҳ суфт.*
*К: -Эй зи баҳру абр афзун каффи ту,*
*Дар қазои ҳоҷати ҳоҷот ту.*
*З-он ки абр он чӣ диҳад, гирён диҳад,*
*Каффи ту хандон паёпай хон ниҳад.*

-Эй касе, ки дар баровардани ниёзи ниёзмандон аз дарёву абр бахшандатарӣ, зеро ки абр бо ҳолати гиря бар замин меборад, аммо ту бо хандаву шодӣ хилъат мебахшӣ.

Зоҳири нома мадҳомез буд, аммо осори хашм дар лобалои калимоти ситоишгаронаи ӯ ба чашм мехӯрд; чун ӯ дар дил аз шоҳ хушнуд набуд, аз ин мадҳҳояш бӯйи нафрату хашм медод.

Оре, агар маддоҳ дар дил кинае аз мамдӯҳи худ дошта бошад, мадҳи ӯ фоидае надорад ва дили мамдӯҳро шод намегардонад:

*Эй дил, аз кину кароҳат пок шав,*
*В-онгаҳон «Ал-ҳамд» хон, чолок шав.*
*Бар забон «Ал-ҳамд»-у икроҳи дарун,*
*Аз забон талбис бошад ё фусун.*

Худованд ҳам гуфтааст: -Ман ба зоҳир наменигарам, балки ба ботин нигоҳ мекунам.

Боре, ғулом номаро навишт ва барои шоҳ фиристод, аммо муддатҳо гузашту посухе аз сӯйи шоҳ наёмад. Ғулом тааҷҷуб карду бо худ гуфт: -Шояд номарасон хиёнат карда ва номаи маро ба дасти шоҳ нарасонидааст.

Номаи дигаре навишт:

*Номаи дигар навишт он бадгумон,*
*Пур зи ташнеъу нафиру пурфигон.*





Шоҳ ин номаро низ хонд, аммо боз ҳам посухе барои ғулом нафиристод. Нигаҳбони шоҳ гуфт: -Ӯ бандаи шумост, «агар ҷавобаш барнависӣ ҳам равост».

Шоҳ гуфт: -Навиштани нома осон аст, аммо он ғулом аҳмақ аст ва «марди аҳмақ зишту мардуди Ҳақ аст».

Он ғулом ба ҳама бадбин буд ва гуноҳи худро ба гардани ину он меандохт, дар ҳоле, ки ишколи кор дар худи ӯ буд. Ӯ ба хотири танбалӣ ва талош накардан заминаи фақри худро фароҳам оварда буд.

## МАШВАРАТ БО ДУШМАНИ ХИРАДМАНД

Марде барои машварат назди як хирадманди ҳушманд рафт ва аз ӯ роҳнамоӣ хост. Марди доно ба ӯ гуфт: -Ман душмани ту ҳастам ва душманин мо ҳам дерина аст, барои машварат назди дигаре бирав ва маро ба ҳоли худ бигзор:

*Гуфт: -Эй хушном, ғайри ман биҷӯ,*
*Моҷарои машварат бо ӯ бигӯ.*
*Ман адуввам мар туро, бо ман мапеч,*
*Набвад аз ройи адӯ пирӯз ҳеч.*
*Рав касе ҷӯ, ки туро ӯ ҳаст дӯст,*
*Дӯст баҳри дӯст, лошак хайрҷӯст.*

Мард ба ӯ гуфт: -Медонам, ту бо ман душмании дерина дорӣ, аммо инсони хирадманд ҳастӣ ва чун хирадмандӣ, ақли ту намегузорад ҳавои нафс бар ту ғалаба кунад ва маро гумроҳ созӣ. Ту ба ҳукми ақлат амал мекунӣ, на ба дастури нафси бадфармо:

*Гуфт: -Медонам туро, эй Булҳасан,*
*Ки туӣ дерина душмандори ман.*
*Лек марди оқиливу маънавӣ,*
*Ақли ту нагзорадат, ки каж равӣ.*
*Табъ хоҳад то кашад аз хасм кин,*
*Ақл бар нафс аст банди оҳанин.*

*Ояду маънаш кунад, водорадаш,*
*Ақл чун шаҳна-ст дар неку бадаш.*

Ақли имонӣ монанди доруғаи додгару адолатварз аст ва амири шаҳри қалб мебошад. Монанди гурбаи боҳуше, ки муш аз тарси ӯ дар сӯрох пинҳон мешавад. Агар мебинӣ муш озодона ин сӯву он сӯ меравад ва ба ҳар чӣ бихоҳад, даст меёзад, ба хотири он аст, ки гурба дар хона нест.

*Ҳамчу гурба бошад ӯ бедорҳуш,*
*Дузд дар сӯрох монад ҳамчу муш.*
*Дар ҳар он ҷо, ки барорад муш даст,*
*Нест гурба ё ки нақши гурба аст.*

## ФАРМОНДЕҲИ ҶАВОН

*Як сарийя[672] мефиристодӣ Расул,*
*Баҳри ҷанги кофиру дафъи фузул.*
*Як ҷавонеро гузид Ӯ аз Ҳузайл,*
*Мири лашкар кардашу солори хайл.*

[Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи дар рӯзҳои охири умри худ сипоҳе фароҳам овард, то бо румиён муқобала кунад. Он Ҳазрат барои фармондеҳии ин сипоҳи бузург ҷавонеро муаррифӣ карданд ба номи Исомат ибни Зайд, ки беш аз ҳаждаҳ сол надошт.

Ин дар ҳоле буд, ки он дар сипоҳ теъдоди зиёде аз муҳоҷиру ансор ва ришсафедҳои қавм ҳузур доштанд. Ин интихоб барои бархе гарон меояд ва ранҷидахотир мешаванд. Инак, идомаи моҷаро аз забони Мавлоно:]

*Булфузуле аз ҳасад тоқат надошт,*
*Эътирозу «ло нусаллим» барфарошт.*
*Гуфт: -На-на, ё Расулуллоҳ, макун*
*Сарвари лашкар, магар шайхи куҳун.*
*Ё Расулуллоҳ! Ҷавон ар шерзод,*
*Ғайри марди пир сарлашкар мабод.*

[672]*Сарийя* - дастае аз сипоҳ. Дар таърихи ислом ба набардҳое гуфта мешуд, ки Паёмбар (с.) шахсан дар он ҳузур надоштанд.





*Ё Расулуллоҳ! Дар ин лашкар нигар,*
*Ҳаст чандин пиру аз вай пештар.*
*Ҳамчунин пайваста кард он беадаб,*
*Пеши Пайғамбар сухан, з-он сард лаб.*

Шахси муътариз бо беадабиву густохӣ ба Паёмбар эътироз мекарду мегуфт: -Амир кардани як ҷавони ҳаждаҳсола барои ин ҳама пирони солхӯрда кори нодуруст аст.

Паёмбар салаллоҳи алайҳи ва олиҳи дар посух фармуд: -Эй зоҳирбин, ту он ҷавонро хому беҳунар надон, бисёранд касоне, ки ришашон ҳанӯз сафед нашуда, аммо хушу хирадмандии як пири доноро доранд. Ман борҳо ақлу шуури ин ҷавонро озмуда ва пухтагии ӯро дидаам.

Агар камол ба синну сол бошад, Иблис аз ҳамаи инҳо пиртар аст, оё ин далели шоистагиву камоли ӯст?

*Аз Билис ӯ пиртар худ кай бувад?*
*Чунки ақлаш нест, ӯ лошай[673] бувад.*
*Тифл гираш, чун бувад исонафас,*
*Пок бошад аз ғуруру аз ҳавас.*
*Он сапеди(й) мӯ далели пухтагист,*
*Пеши чашми баста, к-иш кӯтаҳтагист.*

Агар ҳам ман гуфтаам, ки дар умур бо пирон машварат кунед, мақсудам афроди зоҳирбину муқаллид аст, вагарна оқилу хирадмандро ниёзе ба ин амр нест. Касе, ки аз тақлид раҳо шуд, ҳақоиқро бо нури Ҳақ мебинад:

*Он, ки ӯ аз пардаи тақлид ҷаст,*
*Ӯ ба нури Ҳақ бубинад он чӣ ҳаст.*
*Нури покаш бе далелу бе баён*
*Пӯст бишкофад, дарояд дар миён.*

## СУБҲОНӢ! МО АЪЗАМА ШАЪНӢ

Боязиди Бастомӣ (аз орифони қарни севвум) дар ҳолати бехудӣ ва маҳву фано ба муридони худ гуфт: -Манам

[673]*Лошай* - мухаффафи лошӣ; хечу пуч.

Худойи Субҳон.

Соате гузашту аз он ҳол даромад. Муридонаш ба ӯ гуфтанд: -Соате пеш чунин суханоне бар забон меронди ва куфр мегуфтӣ.

Боязид гуфт: -Агар дигар бор чунин сухане аз ман шунидед, дашнаҳои бурррони худро бароваред ва маро тика-тикка кунед.

Муридон ҳар як корде фароҳам оварданд ва дар интизор нишастанд. Бори дигар ҳамон ҳол ба Боязид даст дод. Аз худ бехуд шуду гуфт: -Субҳонӣ! Мо аъзама шаънӣ! (Поку муназзаҳам, чӣ қадар мақомам баланд аст.)

Ёрон чун ин суханро шуниданд, бар ӯ юриш бурданд ва кордҳоро дар баданаш фурӯ карданд, аммо бо шигифтӣ диданд, ки ҳеҷ ҷароҳату захм бар бадани ӯ ворид намешавад, балки зарбаҳои корд бадани худи онҳоро медарад:

*Он муридон ҷумла девона шуданд,*
*Кордҳо бар ҷисми покаш мезаданд.*
*Ҳар яке чун мулҳидони гирдакӯҳ,*
*Корд мезад пири худро бесутӯҳ.*
*Ҳар кӣ андар шайх теғе мехалид,*
*Божгуна аз тани он медарид.*
*Ҳар кӣ ӯ сӯйи гулӯяш захм бурд,*
*Ҳалқи худ бибрида диду зор мурд.*
*Рӯз гашту он муридон коста,*
*Навҳаҳо аз хонашон бархоста.*

## СЕ МОҲӢ ДАР ОБГИР

Дар обгир се моҳӣ зиндагии орому хуше доштанд. То оне, ки рӯзе гузори се моҳигир ба он ҷо афтод. То чашми моҳигирҳо ба он се моҳӣ афтод, тасмим гирифтанд онҳоро сайд кунанд:

*Пас шитобиданд, то дом оваранд,*
*Моҳиён воқиф шуданду ҳушманд.*





Моҳии оқил то аз қасди онон огоҳ шуд, роҳеро дар пеш гирифт, ки худ майли рафтани онро надошт. Ӯ бо худ гуфт: -Бо ин ду моҳӣ набояд машварат кунам, ки қатъан маро дар тасмими худ сусту мураддад[674] хоҳанд кард, чун онҳо ба зодгоҳи худ алоқа доранд ва аз тарафе танбалу беиродаанд:

*Гуфт: -Бо инҳо надорам машварат,*
*Ки яқин сустам кунанд аз мақдират.*
*Меҳри зоду буд бар ҷоншон танад,*
*Коҳиливу ҷаҳлашон бар ман занад.*

Мусофир бояд бо ҳамроҳаш раъйзанӣ кунад, на бо касе, ки пойбанди хона аст:

*Гуфт он моҳии зирак: -Раҳ кунам,*
*Дил зи рою машваратшон барканам.*
*Нест вақти машварат, ҳин, роҳ кун,*
*Чун Алӣ ту оҳ андар чоҳ кун.*
*Маҳрами он оҳ камёб аст бас,*
*Шабраву пинҳонравӣ кун чун асас.*
*Сӯйи дарё азм кун, з-ин обгир,*
*Баҳр ҷӯву тарки ин гирдоб гир.*

Моҳии дигар, ки нимаоқил буд, чун дид моҳии оқил ҳаракат карду дур шуд, бо худ гуфт:

*К-ӯ сӯйи дарё шуду аз ғам атиқ,*[675]
*Фавт шуд аз ман чунон некӯ рафиқ.*
*Лек з-он н-андешаму бар худ занам,*
*Хештанро ин замон мурда кунам.*

Чунин андешид, ки худро воруна кунад ва рӯи об биёяд ва худашро ба мурдан бизанад, чун марги пеш аз мурдан мояи наҷот аз азоб аст.

*Мурда гардам, хеш биспорам ба об.*
*Марги пеш аз марг амн аст аз азоб.*

Мурдан, қабл аз он ки аҷал сар расад ва инсон бимирад, мояи раҳоист ва ҳам аз ин рӯст, ки Паёмбар фармуд:

---

[674] *Мураддад* - бозгардонидашуда.
[675] *Атиқ* - озод.

«Бимиред пеш аз он ки маргатон даррасад ва дар он ҳол шумо бо фитнаҳо бимиред».

*Ҳамчунон мурду шикам боло фиганд,*
*Об мебурдаш нишебу гаҳ баланд.*

Моҳигирон, ки диданд моҳӣ мурдааст, ғамгин шуданд ва моҳӣ хушҳол аз он, ки онҳоро фиреб додааст, аммо ногаҳон як моҳигири моҳир ӯро аз об гирифт ва аз рӯйи таҳқир ва ё ришханд туфе бар ӯ андохт ва ӯро ба сӯи хушкӣ партофт. Моҳӣ махфиёна ғалтид ва худро ба об андохт.

Аммо моҳии аҳмақ чапу ростро менигарист, то шояд худро озод созад, аммо фоидае надошт ва ба роҳатӣ ба доми моҳигирон гирифтор омад. Моҳигирон ӯро бар оташ ниҳоданд, то таъоме бисозанд:

*Ӯ ҳамечӯшид аз таффи саъир,*[676]
*Ақл мегуфташ: «Алам яътик назир?»*[677]
*Ӯ ҳамегуфт аз шиканҷа в-аз бало,*
*Ҳамчу ҷони кофирон «қолу бало».*
*Бозмегуфт ӯ, ки гар ин бор ман,*
*Вораҳам з-ин меҳнати гарданшикан.*
*Ман насозам ҷуз ба дарёе ватан,*
*Обгиреро насозам ман сакан.*

Эй бародар, аз халқи олам он касе, ки бо роҳнамоии нури дил роҳ месипорад, оқил аст; ва он касе, ки худаш роҳ намедонад, аммо ба оқиле иқтидо мекунад ва ӯро роҳбару роҳнамои хеш қарор медиҳад, нимаоқил аст. Ва аҳмақ он касест, ки худ ақл надорад ва аз пайравии оқил ҳам даст медорад. «Чунин касе он ақлро, ки мояи ҳаёт ва мӯҷиби нигаҳбонӣ он аст, надорад; ними ақле ҳам надорад, ки худро мурда созад ва бо фонӣ шудан дар вуҷуди шайх ба ҷӯйбори ҳастиву ҳаёт роҳ барад».[678]

[676]*Саъир* - забонаи оташ.
[677] Оё хушдордиҳандае назди ту наомад?
[678]«Бахр дар кӯза», саҳ. 172.





# ПАНДҲОИ ПАРАНДА

Рӯзе яке аз мардуми шаҳр доме густаронид ва бо ҳила парандаеро шикор кард. Паранда, ки худро дар доми сайёд гирифтор дид, гуфт: -Эй мард, ту то кунун говҳову гӯсфандҳо ва шутурони зиёде куштаву хӯрдаӣ; ту ки аз хӯрдани он ҳама гӯшт сер нашудаӣ, ба яқин, аз хӯрдани андак гӯште, ки ман дорам, низ сер нахоҳӣ шуд. Маро раҳо кун, то дар ивази ин лутфи ту се панд ба ту диҳам. Панди нахустро ҳангоме медиҳам, ки дар дасти ту гирифторам. Ва панди дуввумро он гоҳ медиҳам, ки бар боми коҳгили ту биншинам ва панди севвумро он гоҳ мегӯям, ки худро бар шохаи дарахт бубинам. Ин се панд туро саодатманд хоҳад кард. Панди аввал он аст, ки ҳеҷ ҳарфи маҳолеро аз ҳеҷ кас бовар накун:

*Ҳил*[679] *маро, то ки се пандат бардиҳам,*
*То бидонӣ зиракам ё аблаҳам?*
*Аввали он панд ҳам дар дасти ту,*
*Сониаш бар боми каҳгилбасти ту.*
*В-он севум пандат диҳам ман бар дарахт,*
*Ки аз ин се панд гардӣ некбахт.*
*Он чӣ бар даст аст, ин аст он сухун,*
*Ки муҳолеро зи кас бовар макун.*

Мард барои шунидани ду панди дигар ӯро озод кард ва бар сари девор нишаст. Он гоҳ гуфт: -Панди дуввум он аст, ки ҳаргиз бар гузаштаат афсӯс нахӯрӣ:

*Гуфт дигар: -Бар гузашта ғам мах(в)ар.*
*Чун зи ту бигзашт, з-он ҳасрат мабар.*

Сипас идома дод: -Эй мард, дар бадани ман марвориди гаронбаҳое ба вазни даҳ дирам қарор дорад, ки агар ба он даст меёфтӣ, туву фарзандонатро саодатманд мекард. Он марвориди гаронбаҳову беназир рӯзии ту набуд ва

[679]*Ҳил* - ҳал, амри *ҳилидан* ба маънои раҳо кардан.

онро аз даст додӣ.

Мард ҳамин, ки ин суханро шунид, монанди зани ҳомила дар вақти зоидан нолаву фиғон баровард ва шеван оғоз кард.

Паранда ба ӯ гуфт: -Магар нагуфтам бар гузаштаат афсӯс нахӯр. Ва низ магар ба ту нагуфтам суханеро, ки ақлан муҳол аст, ҳаргиз бовар накун! Эй бандаи Худо, ҳамаи ҳайкали ман се дирам вазн надорад, чӣ гуна зумурради даҳдирамӣ метавонад дар бадани ман бошад:

*Мург гуфташ: -Не, насиҳат кардамат,*
*Ки мабодо бар гузашта(й) дӣ*[680] *гамат?*
*Чун гузашту рафт, гам чун мех(в)арӣ,*
*Ё накардӣ фаҳм пандам ё карӣ!*
*В-он дувум пандат бигуфтам, к-аз залол,*
*Ҳеҷ ту бовар макун қавли муҳол.*
*Ман наям худ се дирам санг, эй асад!*
*Даҳ дирам санг андарунам чун бувад?*

Мард бо шунидани ин суханон ба худ омаду ором шуд. Он гоҳ рӯ ба парандаи ҳушёр карду гуфт: -Панди севвуматро бароям бигӯ.

Паранда дар посух...

*Гуфт: -Оре, хуш амал кардӣ бад-он,*
*То бигӯям панди солис ройгон?*
*Панд гуфтан бо ҷаҳули хобнок,*
*Тухм афгандан бувад дар шӯрахок.*
*Чоки ҳумқу ҷаҳл напзирад рафӯ,*
*Тухми ҳикмат кам диҳаш, эй пандгӯ!*

## СӮРОХИ ДУО ГУМ КАРДАӢ

Марде ҳангоми истинҷову таҳорат ба ҷои он ки бигӯяд: «Аллоҳум аҷъални минат-таввобин ва минал мутатаҳҳирин»,[681] дуои махсуси истиншоқ (биниро бо об

[680]*Дӣ* - дирӯз.
[681]Парвардигоро, маро аз тавбакунандагону покшудагон карор деҳ.





шустан, ки аз мустаҳаботи вузӯст)-ро мехонанду мегуфт: «Аллоҳумму ариҳни роиҳатал ҷаннат».[682]

Марде дуои ӯро шунид ва ба ӯ гуфт: -Дуои хубе хондӣ, вале сӯрохи дуоро гум кардаӣ. Ҳар сухан ҷоеву ҳар нукта маконе дорад. Бӯйи биҳишт аз тариқи машоми дил шунида мешавад, на маҳалли хурӯҷи мадфуъ:

*Гуфт шахсе: -Хуб вирд овардаӣ,*
*Лек сӯрохи дуъо гум кардаӣ.*
*Ин дуъо чун вирди бинӣ буд, чун*
*Вирди биниро ту овардӣ ба кун?*
*Роиҳа(й) ҷаннат зи бинӣ ёфт ҳур,*
*Роиҳа(й) ҷаннат кай ояд аз дубур?*

Касе, ки дар баробари нодонону фурӯмоягон фурӯтанӣ мекунад, аммо дар баробари авлиёи Ҳақ гарданфарозӣ менамояд, ӯ низ воруна кор карда ва сӯрохи дуоро гум кардааст.

*Он такаббур бар хасон хуб асту чуст,*
*Ҳин, марав маъкус, аксаш банди туст.*

## ГУФТУГӮИ МӮСО БО ФИРЪАВН

Достони Мӯсо ва Фиръавн достони ақлу фаҳм аст. Мӯсо тамсили ақл аст ва Фиръавн ҳикояти ваҳм.

*Ваҳм мар Фиръавни оламсӯзро,*
*Ақл мар Мӯсои ҷонафрӯзро.*

Фиръавн ба Мӯсо гуфт: -Бигӯ бубинам, ту аслан чӣ касе ҳастӣ?

*Гуфт: -Ман ақлам, расули Зулҷалол.*
*Ҳуҷҷатуллоҳам, амонам аз залол.*

Ман ақл ҳастам, на ваҳм, ман расули Худованди зулҷалол ҳастам ва бурҳони равшани ҳақам, омадаам, то мардумонро аз хатари гумроҳӣ бираҳонам.

[682]Худоё, бӯи хуши биҳиштро ба машомам бирасон.

*Гуфт: -Не, хомӯш, раҳо кун ҳою ҳӯ,*
*Нисбату номи қадиматро бигӯ.*

-Ин ҳарфҳоро канор бигзор, ному нишони рӯзҳои нахусти худро бигӯ.

-Насаби ман ба ин ҷаҳони хокӣ мерасад, аз хок зодашудаам ва номи аслии ман камтарину кӯчактарин бандаи Худост:

*Нисбати аслам зи хоку обу гил,*
*Обу гилро дод Яздон ҷону дил.*

-Бозгашти ин ҷисми хокии ману ту низ, эй Фиръавн, саранҷом ба ҳамон хок аст. Асли мо ва ҳамаи тоғиёну гарданкашон аз хок аст ва ҳазор далел бар ин матлаб вуҷуд дорад. Яке аз он далоил ин…

*Ки мадад аз хок мегирад танат,*
*Аз ғизои хок печад гарданат.*

-Эй Фиръавн, ҳамин ки рӯҳ аз тан хориҷ шавад, он колбад вориди гӯри саҳмноке мешавад ва дубора хок мегардад. Ҳамаи мо дубора ба хок мубаддал мешавем ва ҷоҳу мақоме аз ту боқӣ нахоҳад монд.

Фиръавн гуфт: -Ту ба ҳар ҳол номе дорӣ, он номро бигӯ. Ту бандаи Фиръавн ҳастӣ; зеро ҷисму ҷони ту бо бандапарварии ман болида шудаст. Ту бандаи ошӯбгаре ҳастӣ, ки ба воситаи анҷоми амали зиште аз ин сарзамин гурехтааст; бандаи бевафое, ки як нафарро куштааст. Ин авсоф муаррифи туст.

Мӯсо дар посух гуфт: -Ҳеҷ кас дар худовандӣ бо Молики ҳақиқии ҷаҳони ҳастӣ шарик нест. Мо ҳама бандаи он Худои ягона ҳастем. Касе бандаи ту нест.

Наққоши олами ҳастӣ Ӯст ва нақши вуҷудро низ Ӯ расм кардааст. Ту ҳатто як абрӯи манро ҳам наметавонӣ бисозӣ, чӣ гуна маро бандаи худ мехонӣ?

*Гуфт: -Ҳошо, ки бувад бо он Малик,*
*Дар худовандӣ каси дигар шарик.*
*Воҳид андар мулк, Ӯро ёр не,*
*Бандагонашро ҷуз Ӯ солор не.*





*Нест халқашро дигар кас molике,*
*Ширкаташ даъво кунад ҷуз ҳолике?*
*Нақш Ӯ кардасту наққоши ман Ӯст,*
*Ғайр агар даъво кунад, ӯ золмҷӯст.*
*Ту натонӣ абрӯ(й) ман сохтан,*
*Чун тавонӣ ҷони ман бишнохтан?*

-Аммо дар мавриди қатл, бояд бигӯям, ки ман қатлро аз рӯйи ҳавою ҳавас анҷом надодаам, «Ман задам муштеву ногоҳ ӯ фитод». Агар ман як одами бадсиратро куштам, ту ҳазорон кӯдаки бегуноҳро аз теғ гузарондӣ.

-Ин ҳарфҳоро канор бигзор. Ҳаққи нону намаке, ки бар гардани ту дорам, чӣ мешавад? Ба ҳар рӯй ман туро обу нон додам, то бузург шудӣ; ҷавоби ин неъматҳо он набуд, ки маро хору залил кунӣ.

-Ту хории дунёро хорӣ надон. Ман омадаам то туро аз ҳалокати абадиву нанги ухравӣ наҷот диҳам. Иззату зиллати воқеӣ дар охират аст.

*Гуфт: -Хории қиёмат саъбтар,*
*Гар надорӣ поси ман дар хайру шар.*
*Зоҳиран кори ту вайрон мекунам,*
*Лек хореро гулистон мекунам.*

Мӯсо идома дод: -Эй Фиръавн, ҳамон ҳаққи нону намак маро барангехта, то туро аз шиканҷаи ҳамешагии он ҷаҳон ворҳонам. Агар панди маро бипазирӣ, аз дӯзах раҳо хоҳӣ шуд.

Ту он қадар худро асири ҳавову ҳавас кардаӣ, ки кирми нафси бадфармои ту ба аждаҳо бадал гаштааст:

*Бас, ки худро кардаӣ банда(й) ҳаво,*
*Кирмакеро кардаӣ ту аждаҳо.*
*Аждаҳоро аждаҳо овардаам,*
*То ба ислоҳ оварам ман дам ба дам.*
*То дами он аз дами ин бишканад,*
*Мори ман он аждаҳоро барканад.*
*Гар ризо додӣ, раҳидӣ аз ду мор,*
*В-арна аз ҷонат барорад он димор.*

-Барои маҳор кардани аждаҳои нафси ту аждаҳо овардаам. Мори ман омадааст, то бар мори нафси ту ғолиб шавад. Агар даъвати маро бипазириву таслими он шавӣ, аз ҳар ду мор раҳо хоҳӣ шуд; вагарна он мор туро ҳалок хоҳад кард.

Фиръавн дар посух гуфт: -Алҳақ ҷодугари моҳире ҳастӣ; зеро дар мардуми муттаҳиду якпорчаи мо ихтилоф афкандӣ ва ҷамъи бисёреро бар ман шӯрондӣ.

-Ман ғарқ дар паёми Илоҳӣ ҳастам ва ҳеҷ гоҳ ҷоду бо номи Худо сурат намегирад. Мояи аслии ҷодугарӣ ғафлат аз Худо ва куфр аст. Ту чун бо боли ҳавову ҳавас парвоз мекунӣ, ин нисбатҳоро ба ман медиҳӣ:

*Чун ту бо парри ҳаво бар мепарӣ,*
*Лоҷарам бар ман гумон он мебарӣ.*
*Ҳар киро афъоли дому дад бувад,*
*Бар каримонаш гумони бад бувад.*

Чун ту ҷузъе аз ҷаҳон ҳастӣ, ҳар гуна, ки бошӣ, ҷаҳонро низ монанди худ мебинӣ. «Кофар ҳамаро ба кеши худ пиндорад». Масалан, агар ту даври худат бичархӣ, гумон хоҳӣ кард, ки хона даври сарат мечархад, ё агар дар киштӣ савор шавӣ, соҳили дарёро дар ҳаракат мебинӣ; дар ҳоле ки ҳам хона ва ҳам соҳил сокинанд ва ин ту ҳастӣ, ки ҳаракат мекунӣ. Мисоли дигар:

*Гар ту бошӣ тангдил аз малҳама,*[683]
*Танг бинӣ ҷавви дунёро ҳама.*
*В-ар ту хуш бошӣ ба коми дӯстон,*
*Ин ҷаҳон бинмоядат чун гулситон.*

Ҳар касе аз даричаи ҳувийяту шахсият ва алоиқи худ ба ҷаҳон менигарад. Чи басо касон, ки то Шому Ирок рафтаанд, аммо ҷуз куфру нифоқ наёфтаанд ва бисёранд касоне, ки то Ҳинду Ҳирот рафтаанд ва ҷуз хариду фурӯш чизе надидаанд:

[683]*Малҳама* - ходисаи ногувор, ҷанги хонумонбарандоз.





*Эй басо кас рафта то Шому Ироқ,*
*Ӯ надида ҳеч ҷуз куфру нифоқ.*
*В-эй басо кас рафта то Ҳинду Ҳарӣ,*
*Ӯ надида ҷуз магар байъу шарӣ.*
*В-эй басо кас рафта Туркистону Чин,*
*Ӯ надида ҳеч ҷуз макру камин.*

-Ту, эй Фираъвн, саропои вуҷудат ҳилаву тазвир аст ва ба ҳамин далел наметавонӣ ҳувийяту шахсияти маро аз ҳувийяти худат бозшиносӣ ва тафовути маро бо худат дарк кунӣ:

*Ту, ки Фираъвнӣ, ҳама макриву зарқ,*[684]
*Мар маро аз худ намедонӣ ту фарқ.*
*Мангар аз худ дар ман, эй каҷбоз, ту,*
*То яке тӯро*[685] *набинӣ ту дутӯ.*

Мӯсо алайҳиссалом дар идомаи суханҳои худ ба Фиръавн гуфт: -Ту пеш аз ин хобҳои саҳмгину ҳавлноке медидӣ, ки ҳама гувоҳ бар оғози паёмбарии ман буд. Аммо ту бар асари таъвили он рӯъёҳо кӯру кар шудӣ ва гумон мекардӣ он рӯъёҳо аз хоби сангин ношӣ шудааст. Мунаҷҷимон низ ба хотири тамаъ он ҳақиқати талхро ба ту нагуфтанд, онҳо мегуфтанд: -Ин хобҳои парешон ба хотири ғизоҳои номуносиб аст. Аммо Худованд буд, ки ҳақиқатро ба ту намоёнд ва ту аз дидани он сар боз задӣ. Ин рӯъёҳоро Худо ба ту нишон дод....

*То кунӣ камтар ту он зулму бадӣ,*
*Он ҳамедидиву баттар мешудӣ.*
*Нақшҳои зишт хобат менамуд,*
*Мерамидӣ з-ону он нақши ту буд.*

Монанди он сиёҳи зангӣ, ки чун чеҳраи худро дар ойина зишту сиёҳ дид, пиндошт тақсири ойина аст. Ту гоҳе дар хоб медидӣ, ки либосат сӯхта, гоҳ медидӣ, ки даҳону чашми туро дӯхтаанд ва ...

[684]*Зарқ* - макру найранг.
[685]*Тӯ* - қабат.

*Гоҳ ҳайвон қосиди хунат шуда,*
*Гаҳ сари худро ба дандони дада.*[686]
*Гаҳ нагун андар миёни обрез,*
*Гаҳ гариқи сели хуномези тез.*

Ва хобҳои бисёри дигар, ки агар бигӯям, хашмнок мешавӣ. Аммо, эй Фиръавн, ноумед мабош, ки роҳи тавба кушода аст:

*Тавбаро аз ҷониби Мағриб даре,*
*Боз бошад то қиёмат бар варӣ.*[687]
*То зи Мағриб барзанад сар офтоб,*
*Боз бошад он дар, аз вай рӯ матоб.*
*Ҳин, ғанимат дор, дар боз аст, зуд,*
*Рахт он ҷо каш, ба кӯрии ҳасуд.*

## ЯК ПАНД ВА ЧАҲОР ФАЗИЛАТ

Мӯсо ба Фиръавн гуфт: -Ту аз ман панд бипазир; дар баробараш ман чаҳор фазилат ба ту хоҳам дод.

-Он панд кадом аст? Бароям шарҳ кун.

-Ин ки ошкоро бигӯӣ: «Ки Худое нест ғайри Кирдугор».

-Он чаҳор фазилат, ки дар баробари он ба ман хоҳӣ дод, кадом аст? Бигӯ, шояд ба лутфи он ваъдаи хуб, «Суст гардад чор мехи куфри ман».

*Гуфт Мӯсо, к: -Аввалини он чаҳор,*
*Сиҳҳатӣ бошад танатро пойдор.*
*Сониян бошад туро умри дароз,*
*Ки аҷал дорад зи умрат эҳтироз.*

Севвум фазилат он аст, ки салтанати дунёву охират насиби ту мегардад. Чаҳорум фазилат он, ки ту ҷавон хоҳӣ монд.

Фиръавн суханони Мӯсоро бо ҳамсараш Осия дар миён гузошт. Осия Фиръавнро бисёр ташвиқ кард, то даъвати Мӯсоро бипазирад ва саодатро барои худ тазмин намояд.

[686] *Дад* - ҳайвони даранда.
[687] *Варӣ* - имолаи *варе*, махлуқоту офаридагон.





Фиръавн гуфт: -Бояд бо Ҳомон низ машварат кунам; зеро ӯ вазири мост ва шоҳ бе машварати вазир коре намекунад.

Фиръавн матлабро бо Ҳомон дар миён гузошт ва бо ӯ ройзанӣ кард; аммо Ҳомон то суханони Фиръавнро шунид, аз ҷо парид ва ҷомаи худро пора кард:

*Бонгҳо зад, гиряҳо кард он лаъин,*
*Кӯфт дастору кулаҳро бар замин.*
*Ки чӣ гуна гуфт андар рӯйи шоҳ,*
*Инчунин густох, он ҳарфи табоҳ?*

-Ту ҳамаи ҷаҳонро зери гомҳоят дорӣ, подшоҳони Шарқу Ғарб аз ту ҳисоб мебаранд ва бароят молиёт меоваранд, мардум туро парастиш мекунад ва ....

Фиръавн барои машварат суроғи ҳилагаре рафт ва дӯстро аз душман боз нашнохт. Суханони Ҳомон дар Фиръавн асар гузошт ва Мӯсо аз ҳидояти ӯ ноумед гашт:

*Гуфт Мӯсо: -Лутф бинмудему ҷуд,*
*Худ худовандӣ-тро рӯзӣ набуд.*
*Он худовандӣ, ки набвад ростин,*
*Маро варо на даст дон, на остин.*
*Он худовандӣ, ки дуздида бувад,*
*Бедилу беҷону бедида бувад.*
*Он худовандӣ, ки додандат авом,*
*Боз бистонанд аз ту ҳамчу вом.*
*Деҳ худовандии орият ба Ҳақ,*
*То худовандӣ-т бахшад муттафақ.*

## КӮДАК БАР САРИ НОВДОН

*Як зане омад ба пеши Муртазо,*
*Гуфт: -Шуд бар новдон тифле маро.*
*Гарчи мехонам, намеояд ба даст,*
*В-ар ҳилам,*[688] *тарсам, ки афтад ӯ ба паст.*

[688] *Ҳил* - асоси замони хозираи *ҳилидан//ҳиштан*: 1. тарк кардан, мондан. 2. гузоштан, раҳо кардан, сар додан.

Модар саросема назди Алӣ карама-л-лоҳу ваҷҳаҳу омад ва гуфт: -Кӯдакам болои новдон рафт ва ҳар чӣ хоҳиш мекунам, тавба намекунад, метарсам аз боло ба поён наяфтад. Бача кӯчак аст, на ҳарф мефаҳмад ва на ишора медонад:

*Нест оқил, то ки дарёбад чу мо,*
*Гар бигӯям, к-аз хатар сӯйи ман о.*
*Ҳам ишоратро намедонад ба даст*
*В-ар бидонад, нашнавад, ин ҳам бад аст.*

Ман ширу пистон ба ӯ нишон додам, аммо сураташро бармегардонад ва нигоҳе ба ман намекунад. Шуморо, ба Худо, чорае биандешед.

Ҳазрат фармуд: -Бирав бачаеро ба пушти бом бубар, то он бача ҳамҷинси худро бубинад. Вақте ӯ ҳамҷинси худро бубинад, зуд ба сӯи ӯ ҷазб мешавад:

*Гуфт: -Тифлеро баровар ҳам ба бом,*
*То бубинад ҷинси худро он гулом.*
*Сӯйи ҷинс ояд сабук з-он новдон,*
*Ҷинс бар ҷинс аст ошиқ, ҷовидон.*

Зан ба гуфтаи Алӣ амал кард. Кӯдакеро болои бом бурд. Бача то чашмаш ба он кӯдак афтод, бо шодӣ ба ӯ нигоҳ кард ва аз болои новадон ба тарафи бом омад.

Эй бародар, «ҷозиби ҳар ҷинсро ҳамҷинс дон», ба ҳамин далел аст, ки паёмбарони Илоҳӣ аз ҷинси башаранд, на фаришта.

*З-он бувад ҷинси башар пайғамбарон,*
*То ба ҷинсийят раҳанд аз новдон.*
*Пас башар фармуд худро мислукум,*
*То ба ҷинс оеду кам гардед гум.*
*З-он ки ҷинсийят аҷоиб ҷозибест,*
*Ҷозибаш ҷинс аст, ҳар ҷо толибест.*

Эй бародар, барои он ки худро бишносӣ, ки кадом ҷинсӣ, хуб ҳастӣ ё бад, нигоҳ кун, ки ҷазби чӣ чиз мешавӣ ва ба сӯи кӣ меравӣ ва аз сӯҳбати чӣ касе масрур мегардӣ





ва хулоса бингар, ки бо кадомин гурӯҳӣ:

*Гар ба Ҳомон моилӣ, ҳомоний,*
*В-ар ба Мӯсо моилӣ, субҳонӣ.*
*В-ар ба ҳар ду моилӣ ангехта,*
*Нафсу ақлӣ ҳардувон омехта.*
*Ҳар ду дар ҷанганд, ҳону ҳон, бикӯш,*
*То шавад голиб маъонӣ бар нуқуш.*[689]

## НИЗОЪИ АМИРОНИ АРАБ БО ПАЁМБАР САЛАЛЛОҲИ АЛАЙҲИ ВА САЛЛАМ

Амирони араб даври ҳам ҷамъ шуданду назди Паёмбар рафтанд ва даъвое тарҳ карданд. Гуфтанд: -Ту як амирӣ, мо низ ҳар кадом амире ҳастем, пас ин амoратро тақсим кун ва ба андозае саҳми худатро бардор, на бештар ва дигар бо мо коре надошта бош.

Паёмбар дар посух фармуд: -Амириро Худованд ба ман додааст, Ӯ маро сарвару амири мутлақ хостааст.

-Мо низ ба ҳукми Илоҳӣ ҳокимем ва ин амoратро Худо ба мо бахшидааст.

-Худованд салтанати ҳақиқӣ ба ман ато карда, аммо ба шумо ҳукумати ориятӣ дода, то умуроти худро бигзаронед:

*Мирии ман то қиёмат боқӣ аст.*
*Мирии ориятӣ хоҳад шикаст.*
*Қавм гуфтанд: -Эй амир, афзун магӯ,*
*Чист ҳуҷҷат бар фузунҷӯйии ту?*

Ҳамон замон абре баромаду сахт борид ва селе азим падид омад. Сели ҳавлнок ба тарафи шаҳр сарозер шуд. Мардуми шаҳр ба ваҳшат афтоданду шеван сар доданд.

*Гуфт Пайғамбар, ки: -Вақти имтиҳон*
*Омад акнун, то гумон гардад аён.*

[689] Нуқуш - ҷамъи нақш.

Ҳар як аз амирон найзаи худро даруни об афкананд, то сел банд ояд, аммо селоб он найзаҳоро монанди хасу хошок бо худ бурд. Паёмбар ҳам шохае даруни об андохт ва он шоха рӯи об истод ва ба ҳиммати он шоха сели азиму нерӯманд аз шаҳр бозгашт.

Амирони араб чун ин саҳнаро бидиданд, ҳамагӣ аз тарс ба ҳаққонияти Паёмбар эътироф карданд; ба ҷуз се тан, ки аз фарти лаҷоҷату[690] кинаву ҳасад Паёмбарро соҳиру кофир хонданд:

*Чун бидиданд аз вай он амри азим,*
*Пас муқирр[691] гаштанд он мирон зи бим.*
*Ҷуз се кас, ки ҳиқди[692] эшон чира буд,*
*Соҳираш гуфтанду коҳин[693] аз ҷуҳуд.*

Оре, агар вуҷуди одамӣ аз ҳавову ҳасад, кинаву тамаъ, бухлу ҳасад пур бошад, он чиро дӯст дорад, ки бошад, мебинанд ва он чиро дӯст надорад, ки бошад, намебинанд, ҳатто агар чун хуршед дар рӯзи равшан зоҳиру ошкор бошад.

Мӯсо низ пас аз он, ки Фиръавнро панду андарз дод, барои ӯ мӯъҷизае низ овард, то шояд чашми нобинои ӯ ҳақиқатро бубинад, аммо афсӯс. Пас чорае ҷуз танбеҳу таъдиб[694] нест.

*Гар туро ақл аст, кардам лутфҳо,*
*В-ар харӣ, овардаам харро асо.*
*Ончунон з-ин охурат берун кунам,*
*К-аз асо гӯшу сарат пурхун кунам.*

---

[690]*Лаҷоҷат* - ситезакорӣ кардан.
[691]*Муқир(р)* - иқроркунанда.
[692]*Ҳиқд* - кина, нафрат, буғз.
[693]*Коҳин* - фолгиранда, ғайбгӯй.
[694]*Таъдиб* - адабомӯзӣ; бо мақсади адабомӯзӣ ҷазо додан.





*Нак, асо овардаам баҳри адаб,*
*Ҳар хареро, к-ӯ набошад мустаҳаб.[695]*
*Аждаҳое мешавад дар қаҳри ту,*
*К-аждаҳое гаштай дар феълу хӯ.*

## МУНОЗИРАИ МӮЪМИНУ КОФИР

Кофире мӯътақид буд, ки ҷаҳон қадим аст, яъне ҳамеша будааст. Ва чун ҳамеша буд, дигар ниёз ба Офаридгоре надорад, то онро ба вуҷуд оварад, зеро танҳо чизҳое ниёз ба Офаридгор доранд, ки қадим нестанд. Дар баробари ӯ шахси мӯътақид ба Худо мегуфт: -Олам ҳодис[696] аст, яъне набуд ва сипас ба вуҷуд омадааст. Ва чун вуҷудаш масбуқ[697] ба олам аст, яъне пеш аз он ки мавҷуд бошад, маъдум[698] будааст. Ҳатман иллате буда, ки онро эҷод кард ва он иллат ҳамон Худои мутаъол аст.

Мунозирае миёни ин ду даргирифт ва ҷамъи зиёде атрофи онон гирд омада буданд. Кофир ба мӯъмин гуфт: -Чӣ далеле бар ҳудуси[699] олам дорӣ? Ту ки худ умри маҳдуд дорӣ, аз сару таҳи олам чӣ гуна бохабарӣ ва аз чӣ тариқ донистӣ ин олам набуда ва сипас ба вуҷуд омадааст? Ин суханро сирфан ту ба ҷиҳати тақлид аз падару модарат мегӯӣ:

*Заррае худ нестӣ аз инқилоб,*
*Ту чӣ медонӣ ҳудуси офтоб?*
*Кирмаке, к-андар ҳадас[700] бошад дафин,[701]*
*Кай бидонад охиру бадви[702] замин?*

---

[695]*Мустаҳаб* - некӯ, писандида, мақбул.
[696]*Ҳодис* - тоза, нав, чизе, ки нав ба вуҷуд омадааст.
[697]*Масбуқ* - он ки касе ё чизе бар ӯ собиқ шуда бошад; гузашта.
[698]*Маъдум* - адам кардашуда, несту нобуд кардашуда.
[699]*Ҳудус* - пайдоиш.
[700]*Ҳадас* - ифлосӣ, наҷосат.
[701]*Дафин* - мадфун, пинҳоншуда.
[702]*Бадв* - аввал, оғоз, ибтидо.

*Ин бо тақлид аз падар бишнидаӣ,*
*Аз ҳамоқат[703] андар ин печидаӣ.*

Мӯъмин гуфт: -Ман ин ҳақиқатро дар даруни ҷони худ меёбам ва яқин дорам, ки олам ҳодис аст ва офаринандае дорад. Ман яқин дорам ва аломати яқин ин аст, ки соҳиби яқин ба даруни оташ меравад. Бидон, ки далели ман ба забон дарнамеояд.

Кофир дар посух:...

*Гуфт: -Ман инҳо надонам ҳуҷҷате,*
*Ки бувад дар пеши омма ояте.*

Мӯъмин гуфт: -Агар тиллои ҳақиқӣ ва тиллои тақаллубиро бихоҳанд аз ҳам бозшиносанд, он дуро дар оташ меафкананд ва оташ маҳаки хубе барои тамизи он ду мебошад. Биё, то ману ту ҳам дар оташ равем, то мардум мутаваҷҷеҳ шаванд кадом ҳақ мегӯем ва кадом ботил.

Кофир қабул кард, оташе фароҳам сохтанд ва ҳар ду даруни он рафтанд. Мӯъмин солим бимонд ва кофир сӯхту хокистар шуд.

*Ҳамчунон карданду бар оташ шуданд,*
*Ҳар ду худро бар тафи оташ заданд.*
*Он Худогӯянда марди муддаъӣ*
*Расту сӯзид андар оташ он даъӣ.[704]*

## САБАБИ МУҲАББАТИ ХОСИ ХУДО БА МӮСО

*Гуфт Мӯсоро ба ваҳйи дил Худо,*
*К: -Эй гузида, дӯст медорам туро.*
*Гуфт: -Чӣ хислат бувад, эй Зулкарам,*
*Мӯҷиби он? То ман он афзун кунам*

Мӯсо гуфт: -Худоё, чӣ хислате боис шуда, ки Ту маро дӯст бидорӣ? Бароям бигӯ, то бикӯшам он хислатро

[703]*Ҳамоқат* - аблаҳӣ, аҳмақӣ.
[704]*Даъӣ* - оне, ки насаби шубҳанок дорад.





бештару комилтар кунам, то муҳаббати Ту ба ман низ бештар шавад.

Ваҳй омад, ки: -Ту монанди он кӯдаке ҳастӣ, ки ҳатто ҳангоми хашмгин шудани модараш низ ба ӯ паноҳ мебарад.

*Гуфт: -Чун тифле ба пеши волида,*
*Вақти қаҳраш даст ҳам дар вай зада.*

Далел ин, ки кӯдак дар ҳар ҳол ба домани модар паноҳ меоварад, он аст, ки ӯ аслан тасаввур намекунад, ки ҷуз модараш каси дигаре низ вуҷуд дорад; аз ин рӯст, ки аз дасти модараш ҳам шод мешавад ва ҳам ғамнок.

*Хотири ту ҳам зи мо дар хайру шар,*
*Илтифоташ нест ҷоҳои дигар.*
*Ғайри ман пешат чу санг асту кулӯх,*
*Гар сабиву[705] гар ҷавону гар шуюх.[706]*

Ту ҳангоми муноҷот мегӯӣ: «Танҳо туро мепарастам» ва ҳангоми хуҷуми балову мусибат мегӯӣ: «Аз ғайри Ту ёрӣ намехоҳам». Маънии ин иборот он аст...

*Ки ибодат мар Туро орему бас,*
*Тамъи ёрӣ ҳам зи Ту дорему бас.*

## ХАШМИ ПОДШОҲ БАР НАДИМИ ХУД

Подшоҳе бар яке аз ҳамнишинони худ хашм гирифт ва сахт бар ӯ ғазабнок гардид, то он ҷо, ки шамшер аз ниём баровард, то ӯро ба хотири гуноҳе, ки муртакиб[707] шуда буд, гардан занад. Ҳеҷ кас аз атрофиёни шоҳ ҷуръати нафас кашидану даховат кардан надоштанд, магар яке аз хавоси[708] шоҳ ба номи Имодулмулк.

Шоҳ Имодулмулкро бисёр азиз мешумурд ва эҳтироми

[705]*Сабӣ* - кӯдак, бачча.
[706]*Шуюх* - ҷамъи шайх.
[707]*Муртакиб* - оне, ки аз вай гуноҳе сар задааст.
[708]*Хавос* - шахси карин ба шоҳ.

фаровоне барои ӯ қоил буд. Имод аз он мард шафоат кард ва шоҳ низ ҳамон дам шамшерро аз каф ниҳоду ӯро бахшид ва озодаш намуд:

*Барҷаҳиду зуд дар саҷда фитод,*
*Дарзамон шаҳ теғи қаҳр аз каф ниҳод.*
*Гуфт: -Агар дев аст, ман бахшидамаш,*
*В-ар билисӣ кард, ман пӯшидамаш,*
*Чунки омад пойи ту андар миён,*
*Розиям, гар кард муҷрим[709] сад зиён.*

Шафоати бандагони муқарраби[710] даргоҳи Илоҳӣ низ ин гуна пазируфта мешавад. Худои мутаъол бандагони холиси худро он қадар дӯст медорад, ки шафоаташ дар ҳақ муҷримону гуноҳкоронро хоҳад пазируфт, чун онон фонӣ дар ҳақанд ва ҳар чӣ кунанд, феъли Худо маҳсуб аст:

*Ин накардӣ ту, ки ман кардам яқин,*
*Эй сифотат дар сифоти мо дафин.*
*Ту дар ин мустаъмалӣ,[711] не омилӣ,*
*З-он ки маҳмули[712] манӣ, не ҳомилӣ.[713]*
*«Ло» шудӣ,[714] паҳлӯйи иллохона гир,*
*Ин аҷиб, ки ҳам асирӣ, ҳам амир.*
*Он чӣ додӣ, ту надодӣ, шоҳ дод,*
*Ӯст бас, «Аллоҳу аълам би-р-ришод».*

Надим ба шафоати Имод аз теғи шоҳ раҳид; аммо шигифт он, ки ба ҷои сипосгузорӣ аз Имод сахт аз ӯ ранҷидахотир шуд ва бо он, ки аз дӯстони деринаи ӯ буд, робитаи дӯстии худро аз ӯ гусаст:

*З-ин шафеъи хештан бегона шуд,*
*З-ин тааҷҷуб халқ дар афсона шуд.*

Касе ба ӯ гуфт: -Чаро бо Имод ин гуна рафтор кардӣ?

---

709 *Муҷрим* - гунаҳгор.
710 *Муқарраб* - наздикшуда; ҳамсӯҳбати доимӣ, надим.
711 *Мустаъмал* - ба кор гумошта.
712 *Маҳмул* - бор кардашуда, нисбат додашуда, ҳисоб кардашуда.
713 *Ҳомил* - баранда, бардорандаи бор.
714 *Ло шудан* - нест шудан, нобуд шудан.





Ӯ ҷони туро харид, ба ҷои ташаккур чаро аз ӯ ранҷида шудӣ? Ӯ агар фаразан дар ҳаққи ту бадӣ ҳам карда буд, ту набояд чунин рафтори ношоистае аз худ нишон медодӣ, дар ҳоле, ки ӯ бузургтарин хидматро ба ту намудааст.

Надим дар посух гуфт: -Ӯ фурсати гаронбаҳоеро аз ман гирифт, фурсати тиллоие, ки ман метавонистам худро қурбонии шоҳ кунам. Ман ҷуз зарбаи шоҳ чизе намехостам ва Имод онро аз ман гирифт:

*Гуфт: -Баҳри шоҳ мабзул[715] аст ҷон,*
*Ӯ чаро ояд шафеъ[716] андар миён?*
*Ман нахоҳам раҳмате ҷуз захми шоҳ,*
*Ман нахоҳам ғайри он шаҳро паноҳ.*
*Ғайри шаҳро баҳри он «ло» кардаам,*
*Ки ба сӯйи шаҳ тавалло кардаам.*
*Кори ман сарбозиву бехешӣ аст,*
*Кори шоҳаншоҳи ман сарбахшӣ аст.*

Ин ҳол ҳоли саргаштагони кӯи ҳазрати Дӯст аст, ки аз Ӯ ҳар чӣ расад, барояшон некӯст. Инон касонеанд, ки ба мақоми ризои мутлақ расидаанд. Ком аз дуо баркашида ва чашм дар атои Ӯ дӯхтаанд. Ҳар чӣ бошад, ба ҷон мехаранд ва дам барнамеоваранд.

Надим гуфт: -Достони ман бо шоҳ достони Иброҳими Халил аст бо Худо, он гоҳ, ки ӯро бар манҷаниқ[717] ниҳоданд, то ба оташ дарафкананд. Ва Имод он Ҷабрайилест, ки ба воситат омад. Аммо Ҷабрайил адабро ба ҷо овард, ибтидо аз Иброҳим хоставу муродашро пурсид ва ба ӯ гуфт: -Агар мехоҳӣ, иҷоза деҳ, то туро кӯмак кунам ва агар намехоҳӣ, бигӯ, то шитобон биравам. Ва Иброҳим ӯро мураххас[718] кард:

---

715 *Мабзул* - бахшидашуда.
716 *Шафеъ* - шафоаткунанда.
717 *Манҷаниқ* - олати фалохунмонанд, ки онро бар сари чӯбе ҷойгир карда, сангҳои калон ва ё гулӯлаҳои оташро дар он монда, меандозанд.
718 *Мураххас* - рухсат додан; иҷозат додан.

*Ман Халили вақтаму ӯ Ҷабрайил,*
*Ман нахоҳам дар бало ӯро далел.*
*Ӯ адаб н-омӯхт аз Ҷибрили род,*
*Ки бипурсид аз Халили Ҳақ мурод.*
*Ки муродат ҳаст, то ёрӣ кунам,*
*В-арна бигрезам, сабукборӣ кунам.*
*Гуфт Иброҳим: -Не, рав аз миён,*
*Восита заҳмат бувад баъдалаён.*

Пас аз мушоҳидаи ҳақиқат тамассук[719] бевосита сабаби заҳмат мешавад.

## ПУРСИШИ МӮСО ВА ПОСУХИ ХУДОВАНД

Рӯзе Мӯсо дар муноҷоташ бо Худои мутаъол гуфт: -Худоё, рози ин матлаб чист, ки Ту мавҷудотро меофаринӣ ва сипас нобудашон мегардонӣ; месозӣ ва он гоҳ сарнагун мекунӣ?

Худованд ба ӯ ваҳй кард, ки: -Медонам, ин пурсиши ту аз рӯи инкору бехабарӣ ва аз ҳавою ҳавас нест, вагарна туро адаб мекардаму гӯшмолат медодам...

*Лек мехоҳӣ, ки дар афъоли[720] мо*
*Бозҷӯйӣ ҳикмату сирри бақо.*
*То аз он воқиф кунӣ мар омро,*
*Пухта гардонӣ бад-ин ҳам хомро.*

Эй Мӯсо, ту худ посухи ин суолро медонӣ, аммо дониста чунин суол кардӣ, то ҳикмати афъоли мо барои оммаи мардум низ ошкор шуд. Пас, эй Мӯсо, барои он ки посухи худро биёбӣ, базре[721] дар замин бикор.

Мӯсо базрро дар замин кошт ва киштзори ӯ ба бор нишаст ва хӯшаҳои он борвар шуд. Эшон дар ин ҳангом

[719]*Тамассук* - чанг задан, часпидан, овезон шудан ба чизе.
[720]*Афъол* - ҷамъи феъл; рафтору кирдор, феълу хӯ.
[721]*Базр* - тухм, дона





досе ба даст гирифт ва шурӯъ кард ба дарав кардани хӯшаҳои расида. Дар ин ҳол нидое аз ҷониби ғоиб ба гӯши ӯ расид...

*Ки: -Чаро киште кунию парварӣ,*
*Чун камоле ёфт, онро мебурӣ?*
*Гуфт: -Ё Раб! З-он кунам вайрону паст,*
*Ки дар ин ҷо дона ҳасту коҳ ҳаст.*
*Дона лоиқ нест дар анбори коҳ,*
*Коҳ дар анбори гандум ҳам табоҳ.*
*Нест ҳикмат ин дуро омехтан,*
*Фарқи воҷиб мекунад дар бехтан.*

Худованд ба Мӯсо гуфт: -Ин дониш аз кӣ омӯхтӣ?

-Худоё, ин қувваи ташхис ва нерӯи шинохтро Ту ба ман арзонӣ доштаӣ.

-Бисёр хуб, пас оё ман ба доштани чунин нерӯе сазовортар нестам? Дар миёни мардумон низ рӯҳҳои пок ва саргаштаву олуда - ҳар ду - ҳаст. Ҳамаи ин садафҳо яксон нестанд, бархе марворид доранд ва бархе санги сиёҳ. Ҳамон тавре, ки бояд гандум аз коҳ ҷудо шавад, бояд неконро низ аз бадон тамиз дод:

*Дар халоиқ рӯҳҳои пок ҳаст,*
*Рӯҳҳои тираи гилнок ҳаст.*
*Ин садафҳо нест дар як мартаба,*
*Дар яке дурр асту дар дигар шаба.[722]*
*Воҷиб аст изҳори ин неку табоҳ,*
*Ҳам чунон-к изҳори гандумҳо зи коҳ.*
*Баҳри изҳор аст ин халқи ҷаҳон,*
*То намонад ганҷи ҳикматҳо ниҳон.*

## ШОҲЗОДА ВА ПИРАЗАНИ ҶОДУГАР

Солҳо пеш подшохе буд, ки танҳо як писар дошт, писаре ҳунарвару ороста. Шабе он подшоҳ дар хоб дид,

[722]*Шаба* - шабаҳ, сиёҳӣ, тирагунӣ.

ки писари ҷавонаш ногаҳон мурд. Шоҳро андӯҳи сахт фаро гирифт, тамоми хушиҳои ҷаҳон барои ӯ ба талхӣ гароид, ӯ ҳатто натавонист оҳ бикашад, балки мот у мутаҳаййир монда буд.

Аз хоб бархост ва чун донист марги писар дар хоб будааст, на бедорӣ, шод шуд:

*Шодие омад зи бедорӣ-ш пеш,*
*Ки надида буд андар умри хеш.*
*Ки зи шодӣ хост ҳам фонӣ шудан,*
*Бас мутаввақ[723] омад ин ҷону бадан.*

Шоҳ бо худ андешид, ки мумкин аст ин хоб рост бошад ва ба зудӣ уқоби марг бар фарзандам чанг занад. Аз ин рӯ, дар садад баромад, ки ҳамсаре барои писараш баргузинад, то бачае биёварад ва ёдгоре аз ӯ бимонад.

Шоҳ дар назар дошт аз миёни солеҳон духтареро интихоб кунад, агарчи фақиру тангдаст бошад.

*Духтаре хоҳам зи насли солиҳе,*
*Не зи насли подшоҳе, колиҳе.[724]*

Шоҳ духтареро аз як марди порсо дид ва барои ҳамсарии фарзандаш писандид. Хабар ба гӯши ҳамсари подшоҳ расид ва ӯ аз рӯи нодониву каммоягӣ мухолифат карду гуфт: -Ин ду куфви[725] ҳам нестанд; ту аз рӯи бухлу тангчашмӣ мехоҳӣ ва барои ин ки харҷе барои ин издивоҷ накунӣ, ба чунин интихобе тан додай.

Шоҳ ҷавоб дод: -Мардони некро набояд гадо хонд, зеро инон дар сояи атоёи Илоҳӣ қалбан бениёз ҳастанд.

Гуфтугӯҳои миёни шоҳ ва ҳамсараш анҷом шуд ва саранҷом...:

*Ғолиб омад шоҳу додаш духтаре,*
*Аз нажоди солиҳе, хушҷавҳаре.*
*Дар малоҳат худ назири худ надошт,*
*Чеҳрааш тобонтар аз хуршеди чошт.*

[725]*Куфв* - баробар, монанд.
[723]*Мутаввақ* - тавқдор, ин ҷо: вобаста.
[724]*Колиҳ* - туршрӯ, бадқавоқ.





*Ҳусни духтар ин хисолаш ончунон,*
*К-аз накӯйӣ менагунҷад дар баён.*
*Сайди дин кун, то расад андар табаъ,*
*Ҳусну молу ҷоҳу бахти мунтафаъ.[726]*

Вақте ин издивоҷ сурат баст, иттифоқан зани солхӯрдае, ки ҷодугар буд, ошиқи он шоҳзодаи зебо шуд. Пиразан шоҳзодаро ҷоду кард ва дар асари он ҷоду ҷавони бечора сахт ошиқи он пиразан шуд ва тозаарӯси зеборӯи худро низ фаромӯш кард.

Шоҳзода як сол асири сеҳри он пиразан буд ва ҷои бӯсаи ӯ наъли кафши он пиразан. Шоҳзода дар асари мусоҳабат[727] бо пиразан рӯз ба рӯз таҳлил мерафт ва заифу лоғар мешуд:

*То ба соле буд шаҳзода асир,*
*Бӯсаҷояш наъли кафши гандапир.*
*Сӯҳбати кампир ӯро медуруд,*
*То зи коҳаш нимҷоне монда буд.*

Шоҳ, ки фарзанди худро дар ин ҳол медид, андӯҳе бас азим вуҷудашро фаро гирифт ва ҷаҳон дар дидааш тираву тор гашт. Падар ҳар чорае мекард, ишқи пиразан дар дили фарзандаш бештар мешуд. Саранҷом афтодаву дармонда рӯ ба остони Худои раҳим овард ва гиряву лобаву зорӣ оғоз кард:

*Саҷда мекард ӯ, ки фармонат равост,*
*Ғайри Ҳақ бар мулки Ҳақ фармон кирост?*
*Лек ин мискин ҳамесӯзад чу уд,*
*Даст гираш, эй Раҳиму эй Вадуд.[728]*

Саранҷом дуояш мустаҷоб шуд ва ҷодугари моҳире аз роҳ расид. Он соҳир дуродур хабари ишқи шоҳзода ба пиразанро шунида буд. Шоҳ ба соҳир гуфт: -Писарам сеҳр шуда ва дорам ӯро аз даст медиҳам.

[726]*Мунтафаъ* - баҳравар, судманд.
[727]*Мусоҳабат* - ҳамсӯҳбатӣ, ҳамдамӣ.
[728]*Вадуд* - дӯст, муҳиб.

Соҳир гуфт: -Осудахотир бош, ки ман ӯро аз ин сеҳр мераҳонам. Ин пиразан ҷодугари моҳир аст ва касе чун ман наметавонад бар ӯ ғалаба кунад ва ман низ ин донишро аз ғайб фаро гирифтаам:

*Чун кафи Мӯсо ба амри Кирдигор*
*Нак барорам ман зи сеҳри ӯ димор.*[729]
*Ки маро ин илм омад з-он тараф,*
*На зи шогирдии сеҳри мустахаф.*[730]
*Омадам, то баркушоям сеҳри ӯ,*
*То намонад шоҳзода зардрӯ.*

Он гоҳ ба шоҳ гуфт: -Саҳаргоҳ ба қабристон бирав, дар канори девори он як қабри сафед аст. Он қабрро дар ҷиҳати қибла ҳафр[731] кун ва ҷулӯ бирав. Дар он ҷо ресмоне хоҳӣ ёфт, ки гиреҳҳои зиёде бар он хӯрдааст. Ин ресмони он зани ҷодугар аст ва ин гиреҳҳоро ӯ бар он задааст. Ресмонро бардор ва гиреҳҳои онро боз кун.

Шоҳ чунин кард, бад-ин шакл сеҳри пиразан ботил шуду шоҳзода ба ҳолати нахустин бозгашт.

*Он писар бо хеш омад, шуд давон,*
*Сӯйи тахти шоҳ бо сад имтиҳон.*[732]
*Саҷда карду бар замин мезад зақан,*[733]
*Дар бағал карда писар тегу кафан.*

Шоҳ ҷашни муфассале гирифт; пиразан аз ғусса мурд. Шоҳзода бо дидани наварӯси зебо се рӯз аз худ бехуду беҳуш шуд.

Мӯъмин низ вақте аз зулмат мераҳад ва ба нури Ҳақ мерасад, ин гуна мешавад:

*Ҳамчунон бошад, чу мӯъмин роҳ ёфт,*
*Сӯйи нури Ҳақ, зи зулмат рӯй тофт.*

Эй бародар, бидон, ки ту ҳамон шоҳзодаӣ ва ин дунё

[729]*Димор баровардан* - интиқом гирифтан, ҷазо додан.
[730]*Мустахаф* - сабук шуморидашуда; хору залил.
[731]*Ҳафр* - ковиш, кандан.
[732]*Имтиҳон* - ин ҷо: бало, ранҷ.
[733]*Зақан* - манаҳ, занах.



он пиразани зиштрӯ. Он соҳири меҳрубон низ роҳбари Илоҳист ва наварӯси зебо ҷилваи раҳмати Илоҳӣ. Эй бародар, барои раҳоӣ аз ҷодуи дунё сураи «Қул аъузу бираббил фалақ»-ро бихон.

*Эй бародар, дон, ки шаҳзода туӣ,*
*Дар ҷаҳони кӯҳна зода аз навӣ.*
*Кобулии ҷоду ин дунёст, к-ӯ*
*Кард мардонро асири рангу бӯ.*
*Чун дарафгандат дар ин олуда рӯз,*[734]
*Дам ба дам механу медам «қул аъуз».*

## ДИДОРИ УЗАЙР БО ПИСАРОНАШ

[Достони Узайрро пеш аз ин овардем ва гуфтем, ки Узайр дар роҳи бозгашт ба шаҳр аз қарияе гузашт, ки мардумони он ҳалок шуда ва устухонҳои пӯсидаву муталошии[735] онҳо пароканда бар замин афтода буд. Ӯ бо дидани ин саҳна дар андешаи қиёмат ва чигунагии ҷамъ шудану гирд омадани ин устухонҳо фурӯ рафт. Сипас ҳангоме, ки барои истироҳат ба девор такя дода буд, ба хоби амиқ фурӯ рафт, ки сад сол ба тӯл анҷомид. Узайр сад сол ғоиб буду хешонаш дар пайи ӯ мегаштанд. Пас аз сад сол Узайр ҷони дубора ёфт ва ба сӯи шаҳри худ ва хешонаш бозгашт.]

Писарони Узайр дар ин солҳо ба дунболи падар мегаштанд ва аз ҳар раҳгузаре суроғи ӯро мегуфтанд, то ин ки рӯзе бо падари худ мувоҷеҳ шуданд. Аммо ӯро нашинохтанд; зеро онҳо интизори дидани пирамарди куҳансолро доштанд, аммо падар ҳамчунон ҷавон монда буд. Писарони Узайр пир шуда буданд; вале ӯ ҷавону шодоб буд, онон аз падари ҷавонашон суроғи Узайрро

[734]*Рӯз* - ҳамон *рӯд* аст, ки ба зарурати қофия ба ин сурат омадааст.
[735]*Муталошӣ* - аз ҳам пошида, пароканда.

гирифтанд:

*Гашта эшон пиру бобошон ҷавон,*
*Пас падаршон пеш омад ногаҳон.*
*Пас бипурсиданд аз ӯ, к: -Эй раҳгузар,*
*Аз Узайри мо аҷаб дорӣ хабар?*
*Ки касемон гуфт, к-имрӯз он санад,*
*Баъди навмедӣ зи берун мерасад.*

Узайр гуфт: -Оре, ин хабар, ки ба шумо гуфтаанд, сиҳҳат дорад. Ӯ баъд аз ман хоҳад омад.

Яке аз писарон шод шуду надонист ин шахс ҳамон Узайр аст, аммо писари дигар падарро шинохт ва беҳуш бар замин афтод.

Мухотабони анбиё низ ин гунаанд, бархе ки асосан мункиранд ва гуфтаҳои эшонро бовар надоранд. Гурӯҳе бовар доранд, аммо ба сони як амри ғоиб, ки ваъдаи онро дарёфт кардаанд. Дастае низ соҳибдилонанд, ки ваъдаи анбиёро ҳозир мебинанд:

*Кофаронро дурду[736] мӯъминро башир.[737]*
*Лек нақди ҳол дар чашми басир.[738]*
*З-он ки ошиқ дар дами нақд аст̇ маст,*
*Лоҷарам аз куфру имон бартар аст.*

## ИМОН ОВАРДАНИ МАРДИ ҚИБТӢ БА МӮСО

[Аз ҷумлаи мӯъҷизоте, ки Мӯсо барои исботи ҳаққонияти худ ироа дод, он буд, ки оби рӯди Нил барои Фиръавн ва пайравони ӯ, яъне қибтиён ба сурати хун даромад, ки наметавонистанд онро биёшоманд ва на бо он заминҳояшонро обёрӣ кунанд, аммо ҳамин рӯд барои Мӯсову пайравонаш, яъне сибтиён оби гуворову ширин буд.]

[736]*Дурд* - таҳшини шароб; шароби тира.
[737]*Башир* - башоратдиҳанда, муждарасон, қосиди хабари хуш.
[738]*Басир* - бинанда, бино; огоҳ.





Яке аз қибтиён аз фарти ташнагӣ ба яке аз сибтиён мутавассил[739] шуд ва аз ӯ хост, то косаеро аз рӯди Нил пур кунад. Чун агар яке аз қибтиён косаро дар рӯд мениҳоду пур мекард, ба ҷои об хун бармедошт.

*Баҳри худ як тосро пуроб кун,*
*То хӯрад аз онат ин ёри куҳун.*
*Чун барои худ кунӣ он тос пур,*
*Хун набошад, об бошад поку ҳур.*

-Он гоҳ ман ба туфайли ту аз оби он коса менӯшам.

Сибтӣ тақозои он мардро пазируфт. Косае бардошт ва онро дар Нил карду берун овард. Коса пур аз оби гуворо шуд. Миқдоре аз он обро худаш нӯшид ва бақияи онро ба марди қитбӣ дод, то бинӯшад, аммо ҳамин, ки ӯ косаро бо лабҳои худ ошно кард, оби он ба хун бадал шуд:

*Тосро аз Нил ӯ пуроб кард,*
*Бар даҳон бинҳоду нимеро бих(в)ард.*
*Тосро каж кард сӯйи обхоҳ,*
*Ки бихӯр ту ҳам, шуд он хуни сиёҳ.*
*Боз аз ин сӯ кард каж, хун об шуд,*
*Қибтӣ андар хашму андар тоб шуд.*

-Эй бародар, чора чист? Ин мушкилро чӣ гуна метавон ҳал кард?

-Касе метавонад аз ин об бихӯрад, ки парҳезгор бошад. Ва парҳезгор касест, ки аз Фиръавн дурӣ гузинад ва монанди Мӯсо шавад. Дар зумраи ёрони Мӯсо дарой, то битавонӣ аз ин об бинӯшӣ. Бо ҳила дарди ту дармон намешавад. Ту куфре ба бузургии кӯҳи Қоф дорӣ, чӣ гуна метавонӣ ба пайравӣ аз ман об бардорӣ?

*Кай туфайли ман шавӣ дар игтироф?[740]*
*Чун туро куфрест ҳамчун кӯҳи Қоф.*
*Кӯҳ дар сӯрохи сӯзан кай равад?*
*Ҷуз магар, к-он риштаи якто шавад.*

[739]*Мутавассил* - паноҳҷӯянда.
[740]*Игтироф* - об бардоштан.

Ту ибтидо кӯҳи худбиниро бо истиғфору тавба ба коҳ мубаддал кун, он гоҳ ҷоми омурзидагонро баргиру бинӯш:

*Кӯҳро каҳ кун ба истиғфору х(в)аш,*
*Ҷоми мағфурон бигиру хуш бикаш.*
*Ту бад-ин тазвир чун нӯшӣ аз он?*
*Чун ҳаромаш кард Ҳақ бар кофарон.*

Ту ҳаргиз наметавонӣ ба Худо макр варзӣ, чаро ки ӯ падидоварандаи макр аст: ҳила ҳеҷ суде барои ту надорад:

*Оли Мӯсо шав, ки ҳилат суд нест,*
*Ҳилаат боди тиҳӣ паймуданест.*

Марди қибтӣ гуфт: -Ту барои ман дуое кун; зеро ман сиёҳдилам ва даҳоне надорам, ки шоистаи дуо бошад. Ту дар ҳаққи ман дуо кун, шояд қуфли дилам боз шаваду тавба кунам ва ба ҷузви хубон дароям.

Марди сибтӣ дар ҳамон дам ба саҷда даромад ва ба Худо муноҷот карду дар ҳаққи он мард дуо намуд, то он, ки беҳуш шуд. Пас аз чанде ба ҳуш омад ва бо он, ки нишонаҳои иҷобати дуоро мушоҳида карда буд, даст аз дуо барнадошт:

*Дар дуъо буд ӯ, ки ногаҳ наърае*
*Аз дили қибтӣ биҷасту гуррае.*
*Ки ҳало, биштобу имон арза кун,*
*То бибуррам зуд зуннори куҳун.*
*Оташе дар ҷони ман андохтанд,*
*Мар Билисеро ба ҷон бинвохтанд.*

-Дӯстии ту, эй мӯъмин, маро наҷот дод. Сипос Худоро, ки дастамро гирифтӣ. Гуфтаҳои ту монанди кимиё буд. Он ҳолати ҷазабае, ки ба ман даст дод, монанди селе буд, ки маро то соҳили дарёи раҳмати Илоҳӣ бурд:

*Ман ба бӯйи об рафтам сӯйи сайл,*
*Баҳр дидам, даргирифтам кайл-кайл.*[741]
*Тос овардаш, ки акнун об гир,*
*Гуфт: -Рав, шуд обҳо пешам ҳақир.*

[741]*Кайл* - паймона.





*Шарбае хӯрдам зи «Аллоҳ аштаро»,*[742]
*То ба маҳшар ташнагӣ н-ояд маро.*
*Он, ки ҷӯю чашмаҳоро об дод,*
*Чашмае дар андаруни ман гушод.*

## САРКАШИИ ДУБОРАИ ФИРЪАВН

Чунон ки гуфтем, асои Мӯсо бар фирьавниён ҳоким шуд ва оби ошомидании онҳоро ба хун мубаддал кард, бошад, ки имон биёваранд. Аз сӯи дигар, дастаҳои анбӯҳи малах ба киштзорҳои онон ҳамлавар гардиданд ва тамоми баргу бори музореъро мехӯрданд. Мӯсо вақте ба саранҷоми кор назаре афканд, беихтиёр даст ба дуо бардошту гуфт:

*К-ин ҳама эъҷозу кӯшидан чарост?*
*Чун нахоҳанд ин ҷамоат гашт рост.*

Ваҳй омад, ки: -Ту монанди Нӯҳ амал кун ва ба оқибати даъвати худ наяндеш. Вазифаи ту даъвату иблоғи паёми мост. Эй Мӯсо, камтарин ҳикмат ин пофишориву исрори ту барои расонидани паёми Худо ва ҳидояти ин мардум он аст, ки саркашиву туғёни ин қавм ҳар чи ошкортар мегардад.

Азоби Илоҳӣ паёпай барои фирьавниён мерасид...

*То ба нафси хеш Фирьавн омадаш,*
*Лоба мекардаш, дуто гашта қадаш.*
*К-он чи мо кардем, эй султон, макун,*
*Нест моро рӯйи эроди сухун.*

Фирьавн изҳори надомату пушаймонӣ карду гуфт: -Ту бо мо он гуна рафтор макун, ки мо бо ту кардем. Ту кариму бузургворӣ, азобро аз мо бигардон. Мо андак-андак фармонбардору мутеътар мешавем, аммо ба якбора наметавонем, чун ба фармонравоӣ хӯ кардаем.

[742]Ишора аст ба ояи 111, аз сураи Тавба «Инналлахаш тара минал мӯъминийна анфусаҳум ва амвалаҳум би анна лахумул ҷаннаҳ».

Мӯсо арз кард: -Худоё, ӯ мехоҳад маро фиреб диҳад. Худоё, ман сухани Фиръавнро бишнавам ва ё ман низ ӯро бифиребам, то бифаҳмад, ки аслу сарчашмаи ҳар ҳилае назди мост.

Дар посух Худои мутаъол...

*Гуфт Ҳақ: -Он саг наярзад ҳам бад-он,*
*Пеши саг андоз аз дур устухон.*
*Ҳин, биҷунбон он асо, то хокҳо*
*Водиҳад, ҳар чи малах кардаш фано.*

-Эй Мӯсо, асоятро такон деҳ, то замин ҳар он чиро малахҳо нобуд кардаанд, боз бирӯёнад.

Бад-ин сон бало аз фиръавниён дур шуд ва неъматҳои Илоҳӣ дубора бароящон фароҳам гашт. Фиръавниёни қаҳтизадаву гурусна, ки дар маъразӣ[743] ҳалок буданд, ба сӯи ғизо ҳуҷум оварданд. «Чанд рӯзе сер хӯрданд аз ато», аммо пас аз он, ки шикамашон аз ғизо пур шуду ба неъмат даст ёфтанд, дучори саркашиву туғён гаштанд ва тамоми ваъдаҳои худро фаромӯш карданд.

Эй бародар, нафси бадфармо низ ҳаммонанди Фиръавн аст, ӯро сер накун, то ба ёди куфри пешини худ наяфтад:

*Нафс фиръавнест, ҳон, сераш макун,*
*То наёрад ёд аз он куфри куҳун.*
*Бе тафи оташ нагардад нафс хуб,*
*То нашуд оҳан чу ахгар, ҳин, макӯб.*
*Гар бигиряд в-ар бинолад зор-зор,*
*Ӯ нахоҳад шуд мусулмон, ҳуш дор.*
*Ӯ чу Фиръавн аст, дар қаҳт ончунон*
*Пеши Мӯсо сар ниҳад лобакунон.*
*Чунки мустағнӣ[744] шуд ӯ, тоғӣ[745] шавад,*
*Хар чу бор андохт, искеза[746] занад.*

[743] *Маъраз* - ҷои дучоршавӣ ба чизе; мавқеъ, ҷой.
[744] *Мустағнӣ* - бениёз, тавонгар, доро.
[745] *Тоғӣ* - туғёнкунанда, саркаш, нофармон.
[746] *Искеза задан* - ҷуфтак андохтан.





# ГУФТУГӮИ ЗУЛҚАРНАЙН БО КӮҲИ ҚОФ

Зулқарнайн ба тарафи кӯҳи Қоф ҳаракат кард ва дид он кӯҳи бузург монанди зумурраде софу латиф аст ва гирдогирди ҷаҳонро дар миён гирифта; дар ҳайрат шуду гуфт: -Агар ту кӯҳӣ, пас кӯҳҳои дигар чӣ ҳастанд?

-Соири кӯҳҳо ба масобаи рагҳои ман ҳастанд. Ман дар ҳар шаҳре раге ниҳон дорам ва вақте Ҳақ таъоло бихоҳад дар шаҳре зилзилае падид ояд, ба ман дастур медиҳад, то рагеро, ки дар он шаҳр дорам, биҷунбонам ва он шаҳр дарҳам фурӯ резад.

-Бароям бархе аз асрори сифоти Худоро бозгӯ.

-Сифоти Худо бартар аз он аст, ки дар баён бигунҷад.

-Пас ҷашмаҳое аз ҷилваҳои сунъи[747] ӯ бигӯ.

-Бар дашту ҳомун[748] бирав ва нигоҳ кун, ки чӣ гуна Худованд онро бо тӯдаҳои азими барф пӯшонидааст. Агар ин тӯдаҳои барф набуд, ҳарорати дӯзах маро аз миён мебурд.

Дар ин достон кӯҳи Қоф киноя аз инсони комил, кӯҳҳои барфӣ киноя аз ғофилони бегона аз ҳақиқат ва Зулқарнайн киноя аз касест, ки дар пайи шинохти асрори Илоҳӣ ба роҳ афтодааст.

Вуҷуди ғофилони аз ҳақиқат дур мӯҷиб гаштааст, ки авлиёи Ҳақ дар таъодул[749] зиндагӣ кунанд; вагарна ҳар лаҳза аз шиддати иштиёқи висолу дидори таҷаллиёти Илоҳӣ қолиб тиҳӣ мекарданд.

*Ғофилонро кӯҳҳои барф дон,*
*То насӯзад пардаҳои оқилон.*
*Гар набудӣ акси ҷаҳли барфбоф,*
*Сӯхтӣ аз нори шавқ он кӯҳи Қоф.*

[747] *Сунъ* - эҷод ва офариниш.
[748] *Ҳомун* - саҳро, водӣ.
[749] *Таъодул* - бо якдигар баробар шудан.

## ИЛЛАТИ ҲАҚИҚӢ

Мӯрчае дид, ки қалам бар рӯи сафҳаи коғаз мегардад ва нақшҳои зебо меофаринад. Матлабро бо мӯрчаи дигар дар миён гузошт ва гуфт:

*Ки аҷоиб нақшҳо он килк[750] кард,*
*Ҳамчу райҳону чу савсанзору вард.[751]*

Мӯрчае дар посух гуфт: -Ин нақшу навиштор дар воқеъ кори ангуштест, ки он қаламро ба ҳаракат даровардааст, на феъли қалам.

Мӯрчаи севвум вориди баҳс шуду гуфт: -Ангушт ҳам фаръ[752] аст, фоъили[753] аслӣ бозуст.

Ин баҳс идома ёфт ва...

*Ҳамчунин мерафт боло, то яке,*
*Меҳтари мӯрон фатин[754] буд андаке.*
*Гуфт: -К-аз сурат мабинед ин ҳунар,*
*Ки ба хобу марг гардад бехабар.*
*Сурат омад чун либосу чун асо*
*Ҷуз ба ақлу ҷон наҷунбад нақшҳо.*

-Ангушту бозуву даст ҳама зоҳиранд. Дар пушти ин зоҳир рӯҳу ҷонест, ки ин ҷисмро ба ҳаракат дармеоварад. Ва агар он рӯҳ аз ин ҷисм ҷудо шавад, бадан ҳеҷ ҳаракате наметавонад дошта бошад.

Ин мӯрча аз соири мӯрчаҳо донотар буд, аммо боз ҳам натавонист ба кунҳи[755] матлаб бирасад; зеро иллати асливу ҳақиқӣ Худост ва агар таъсири Илоҳӣ набошад, рӯҳу ақл ҳам аз кор хоҳад афтод.

*Бехабар буд ӯ, ки он ақлу фуъод,[756]*
*Бе зи тақлиби[757] Худо бошад ҷамод.[758]*

---

[750]*Килк* - қалам.
[751]*Вард* - гул.
[752]*Фаръ* - чизе ки аз асл мерӯяд, ғайриаслӣ.
[753]*Фоъил* - омил; мубтадо.
[754]*Фатин* - доно, зирак.
[755]*Кунҳ* - поён, ниҳоят; асл, ҷавҳар, моҳият.
[756]*Фуъод* - қалб.
[757]*Тақлиб* - гардонидан; дигаргун намудан;
[758]*Ҷамод* - санг, минерал; чизи беҷон.





*Як замон аз вай иноят барканад,*
*Ақли зирак аблаҳиҳо мекунад.*

## ТАМСИЛИ ҶАБРАЙИЛ БАРОИ ПАЁМБАР (С)

Паёмбар ба Ҷабрайил гуфт: -Эй дӯст, сурати худро чунон ки ҳаст, ба ман нишон бидеҳ, то туро равшану ошкор бубинам.

Ҷабрайил посух дод: -Ҳавоси[759] одамӣ заиф аст ва дидани ман барои ту душвор хоҳад буд.

Паёмбар гуфт: -Эй Ҷабрайил, сурати худро ба ман нишон бидеҳ, то ин бадан бидонад, ки ҳавос то ин ҳадд нотавон аст.

Чун Паёмбар исрор намуд, Ҷабрайил андаке аз шукӯҳу азамати худро ба Ӯ намоёнд. Ӯ тамоми фазоро фаро гирифта буд, аз Шарқ то Ғарб. Паёмбар бо дидани он манзара беҳуш шуд.

*Чунки кард илҳоҳ,[760] бинмуд андаке*
*Ҳайбате, ки кӯҳ шавад з-ӯ мундаке.[761]*
*Шаҳпаре бигрифта Шарқу Ғарбро*
*Аз маҳобат[762] гашт беҳуш Мустафо.*
*Чун зи биму тарс беҳушаш бидид,*
*Ҷабрайил омад, дар оғӯшаш кашид.*
*Он маҳобат, қисмати бегонагон*
*В-ин таҷаммуш[763] дӯстонро ройгон.*

Албатта, бидон, ки ҷисми он Ҳазрат, яъне ҷанбаи башарии Ӯ бо дидани тамсили Ҷабрайил беҳуш шуд, вагарна агар он Ҳазрат партаве аз азамати рӯҳонии худро

---

[759]*Ҳавос* - ҳис; *панҷ ҳавос* - панҷ ҳисси одамӣ - биноӣ, бӯёӣ, чашоӣ, шунавоӣ, соиш.
[760]*Илҳоҳ* - дархост, илтимос, илтиҷо.
[761]*Мундак* - муталошӣ, пора-пора.
[762]*Маҳобат* - ҳайбатнокӣ, тамкину виқор, бузургӣ; тарс, ваҳмангезӣ, даҳшатнокӣ.
[763]*Таҷаммуш* - ишқ варзидан, изҳори лутфу меҳрубонӣ кардан.

менамуд, Ҷабрайил то абад беҳуш мешуд:

*Ҷисми Аҳмадро тааллуқ буд бад-он,*
*Ин тағаййур они тан бошад, бидон.*
*Аҳмад ар бигшояд он парри ҷалил,*
*То абад беҳуш монад Ҷабрайил.*

Зеро Паёмбар дар он меъроҷи рӯҳонӣ аз сидратулмунтаҳо[764] ва аз мақоми Ҷабрайил гузашт ва Ҷабрайил натавонист бо Паёмбар ҳамроҳӣ кунад ва ҳамон ҷо монд:

*Чун гузашт Аҳмад зи сидра-в марсадаш,*
*В-аз мақоми Ҷабрайилу аз ҳадаш.*
*Гуфт ӯро: -Ҳин, бипар андар паям.*
*Гуфт: -Рав, рав, ман ҳарифи ту наям.*
*Боз гуфт ӯро: -Биё, эй пардасӯз,*
*Ман ба авҷи худ нарафтастам ҳанӯз.*
*Гуфт: -Берун з-ин ҳад, эй хушфарри ман,*
*Гар занам парре, бисӯзад парри ман.*

---

[764] *Сидратулмунтаҳо* - дарахти афсонавие, ки гӯё дар биҳишт ва ё осмони ҳафтум будааст.



# Дафтари панҷум

# ИБРОҲИМ ВА ЧИГУНАГИИ ЗИНДА ШУДАНИ МУРДАГОН

[Рӯзе Иброҳим паёмбар алайҳиссалом лошаи ҳайвонеро дид, ки ҷонварон онро пора-пора карда мехӯрданд. Ин ҷонварон бархе дарёӣ, бархе саҳроӣ ва гурӯхе низ паранда буданд. Иброҳим бо мушоҳидаи ин саҳна гуфт: -Парвардигоро, имон дорам, ки ин лошаро аз шикамҳои ин ҷонварон фароҳам меоварӣ ва зинда месозӣ. Аммо намедонам чӣ гуна ин кор анҷом мешавад. Худоё, мехоҳам бидонам чӣ гуна ин корро мекунӣ?

Қуръони карим дар ин бора мегӯяд: «Иброҳим гуфт: -Худоё, ба ман нишон бидеҳ чӣ гуна мурдагонро зинда месозӣ?

Худованд фармуд: -Магар имон наёвардаӣ?!

Арз кард: -Оре, аммо мехоҳам қалбам ором гирад.

Фармуд: -Пас чаҳор навъи мурғро интихоб кун ва онҳоро (сар бибур ва) қитъа-қитъа кун (ва дарҳам омез), сипас бар ҳар кӯҳе қисмате аз онро қарор бидеҳ, баъд онҳоро бихон, ба суръат ба сӯи ту меоянд ва бидон, Худованд қодиру ҳаким аст.] [765]

Ин чаҳор паранда мурғобӣ, товус, зоғ ва хурӯсанд. Инҳо ҳар кадом дар воқеъ гӯёи хислате дар даруни инсон аст. Инсон барои раҳо шудан аз ин хислатҳои бад бояд Иброҳимвор сари онҳоро бибурад ва нобудашон созад.

*Чор васфи тан чу мурғони Халил,*
*Бисмили эшон диҳад ҷонро сабил.*
*Эй Халил, арзи халоси неку бад,*
*Сар бибуришон, то раҳад поҳо зи сад.*

Инсон барои раҳо шудан аз неку бад бояд сари он

---

[765]Бакара / 260.





сифоти чаҳоргонаро бибурад, то поҳояш аз банд раҳо шавад.

Агар зиндагии ҷовид мехоҳӣ, ин чаҳор сифатро сар бибур. Мурғобӣ намояндаи озу тамаъ аст, хурӯс нишонаи шаҳват, товус ҳамон мақом аст ва зоғ омолу орзуст. Бо сар буридани ин сифот қаноат, сабр, тавозӯъ ва эътимод ба нафс дар инсон зинда мешавад.

Орзуи зоғ он аст, ки зиндагии ҷовид ва умри дароз дошта бошад. Мурғобӣ дар тамаъи ба даст овардани дона ҳамеша нӯки худро бар замин мезанад, то чина[766] барчинад.

*Батт[767] ҳирс асту хурӯс он шаҳват аст,*
*Ҷоҳ чун товусу зоғ умният[768] аст.*
*Муняташ[769] он, ки бувад уммедсоз,*
*Томеъи[770] таъбид[771] ё умри дароз.*
*Батт ҳирс омад, ки нӯкаш дар замин,*
*Дар тару дар хушк меҷӯяд дафин.[772]*
*Эътимодаш нест бар султони хеш,*
*Ки наёрад ёгие[773] омад ба пеш.*

Аммо инсони мӯъмин ором ва бо шикебоӣ зиндагӣ мекунад. Ҳаргиз ҳароснок нест, ки мабодо касе биёяду насибу рӯзии ӯро аз байн бубарад. Аз ин рӯ, ҳеҷ гоҳ ачалаву шитоб намекунад. Ин оромиши партави Илоҳӣ ва он ачалаву шитоб таҳрики шайтон аст. Қуръон низ гуфтааст, ки «Шайтон инсонро аз фақр метарсонад ва ваъдаи тиҳидастӣ ба инсон медиҳад».

---

[766]*Чина* - дона.
[767]*Батт* - мурғобӣ.
[768]*Умният* - орзу.
[769]*Мунят* - орзу ва мақсад.
[770]*Томеъ* - тамаъкор, харис.
[771]*Таъбид* - абадӣ кардан.
[772]*Дафин* - пинҳон кардашуда, пӯшида; он чи зери хок пинҳон аст; гӯронидашуда.
[773]*Ёгӣ* - саркаш, нофармон, исёнгар.

*Лек мӯъмин з-эътимоди он ҳаёт,*
*Мекунад горат ба маҳлу[774] бо анот.[775]*
*Эман аст аз фавту аз ёгӣ, ки ӯ*
*Мешиносад қаҳри шаҳро бар адӯ.*
*Бас тааннӣ[776] дораду сабру шикеб,*
*Чашмсеру мӯъсир[777] асту покҷеб.*
*К-ин тааннӣ партави Раҳмон бувад,*
*В-он шитоб аз ҳаззаи[778] шайтон бувад.*
*З-он ки шайтонаш битарсонад зи фақр,*
*Боргири сабрро бикшад ба акр.[779]*
*Аз Набӣ бишнав, ки шайтон дар ваъид,[780]*
*Мекунад таҳдидат аз фақри шадид.*
*То хӯрӣ зишту барӣ зишт аз шитоб,*
*Не мурувват, не тааннӣ, не савоб.*

## ПАЁМБАР (С) ВА ПАЗИРОЙ АЗ МЕҲМОНИ КОФИР

*Кофирон меҳмони Пайғамбар шуданд,*
*Вақти шом эшон ба масҷид омаданд.*
*К-омадем, эй шоҳ, мо ин ҷо қунуқ,[781]*
*Эй ту меҳмондори суккони[782] уфуқ.*
*Бенавоему расида мо зи дур,*
*Ҳин, биафшон бар сари мо фазлу нур.*

Меҳмонон кофир буданду ислом наёварда буданд. Онон шабонгоҳ бар Паёмбар ворид шуданду гуфтанд, ки: -Мо бенавоем ва акнун меҳмони шумо ҳастем, моро бипазиред.

[774] *Маҳл* - охистагии кор; фурсат, мӯҳлат.
[775] *Бо анот* - бо диранг; охиста, оромона.
[776] *Тааннӣ* - охистагӣ; сабру бардошт.
[777] *Мӯъсир* - тангдаст, камбағал, мӯҳтоҷ.
[778] *Ҳаз (з)* - баҳра, насиба.
[779] *Акр* - пай кардани шутур ё асп, буридани пайҳои шутур ё асп.
[780] *Ваъид* - таҳдид, қавлдиҳӣ дар хусуси нияти бад.
[781] *Қунуқ* - калимаи туркист ба маънои меҳмон.
[782] *Суккон* - ҷамъи сокин; дунболаи киштӣ.





Паёмбар рӯ ба ёрони худ кард ва фармуд: «Ин афродро миёни худ қисмат кунед ва ҳар кадом пазироии яке аз ононро бар ӯҳда бигиред. Шумо - ёрони ман, хислатҳои маро дар худ доред, чун ҳар муриде сифоти муриди худро мунъакис мекунад:

*Шаҳ яке ҷон асту лашкар пур аз ӯ,*
*Рӯҳ чун об асту ин аҷсом[783] ҷӯ.*
*Оби рӯҳи шоҳ агар ширин бувад,*
*Ҷумла ҷӯҳо пур зи оби хуш шавад.*

Ҳар яке аз ёрони Паёмбар як нафар аз он кофиронро бо худ бурд, аммо дар миёни онҳо марде буд бисёр фарбеҳ ва аз зоҳираш маълум буд, ки бисёр пурхӯр аст. Ҳеҷ як аз ёрони Паёмбар ӯро қабул накард.

Пазироӣ аз он мардро шахси Паёмбар бар ӯҳда гирифт ва ӯро бо худ ба хона бурд. Паёмбар дар хона ҳафт бузи ширдеҳ дошт. Он меҳмон, ки номаш Абӯқаҳти Аъваҷ ибни Ғуз буд, тамоми фаровардаи лабаниётии он ҳафт бузро хӯрд ва ҳеҷ чиз барои хонаводаи Паёмбар намонд. Ӯ дар воқеъ сахми ҳаждаҳ нафарро хӯрда буд:

*Нону ошу шири он ҳар ҳафт буз,*
*Хӯрд он Бӯқаҳти Аъваҷ ибни Ғуз.*
*Ҷумла аҳли байт хашмолуд шуданд,*
*Ки ҳама дар шири буз томеъ буданд.*

Вақти хоб омад. Меҳмон ба бистар рафту дар он орамид. Яке аз ходимон, ки аз пурхӯрии он мард ба хашм омада буд, дарро аз берун қуфл карду рафт. Аз нимаҳои шаб дарди шикам он мардро сахт озор доду бетоб кард.

Пас аз ҷояш баланд шуд ва ба тарафи дар рафт, аммо дарро баста дид. Ҳар кор кард, натавонист дарро боз кунад. Ночор ба бистар бозгашт ва ҳар тавр ки буд, хобид.

Дар хоб вайронаеро дид, ки дар он нишастааст. Вақте худро дар он вайрона ёфт, бо таваҷҷӯҳ ба ниёзи шадидаш

[783] *Аҷсом* - ҷамъи ҷисм.

ба тахлия ҳамон ҷо худро тахлия кард ва бо эҳсоси оромиш аз хоб бедор шуд; ногаҳон рахти хобашро касифу олуда дид. Сахт шармгину ошуфта шуд:

*Ҳила кард ӯву ба хоб-андар хазид,*
*Хештан дар хоб дар вайрона дид.*
*З-он ки вайрона буд андар хотираш,*
*Шуд ба хоб-андар ҳамон ҷо манзараш.*
*Хеш дар вайронаи холӣ чу дид,*
*Ӯ чунон муҳтоҷ андар дам бурид.*
*Гашт бедору бидид он ҷомахоб,*
*Пурҳадас, девона шуд аз изтироб.*

Мард аз расвоию шармандагӣ девонавор фарёд бармеовард ва мунтазири фурсате буд, то ки дар боз шаваду бедиранг монанди тире, ки аз камон раҳо мешавад, фирор кунад.

Паёмбар салаллоҳу алайҳи васаллам субҳ омаду дарро кушод ва худ пушти дар пинҳон шуд, то он бечора шарманда нашавад. Паёмбар моҷарои он мардро медиду медонист, аммо фармони Илоҳӣ монеъ аз он буд, ки пеш аз вақт дарро боз кунад. Ин ҳикмати Илоҳӣ буд, ки он кофир худро дар он вазъи касиф бубинад.

Вақте кофир дарро боз дид, оҳиставу махфиёна хориҷ шуд ва рафт. Дар ин миён як фузули нодон он рахти хоби пур аз касофатро назди Паёмбар овард:

*Ки чунин кардаст меҳмонат, бубин,*
*Хандае зад Раҳматан ли-л-оламин,*
*Ки биёр он митҳара[784] ин ҷо ба пеш,*
*То бишӯям ҷумларо бо дасти хеш.*
*Ҳар касе меҷаст, к-аз баҳри Худо,*
*Ҷони мову ҷисми мо қурбон Туро.*
*Мо бишӯем ин ҳадасро, Ту биҳил,*
*Кори даст аст ин намат, на кори дил.*

Боре Паёмбар об хостанд, то рахти хобро худ бишӯянд

[784] *Митҳара* - обдаста, зарфи об.





ва ҳар чӣ асҳоб исрор карданд, ки ин корро ба онҳо вогузорад, Паёмбар напазируфтанд.

Кофир, ки махфиёна фирор карда буд, ногаҳон дарёфт, ки бути кӯчаки худро он ҷо гузоштааст. Ҳарчанд шарманда буд, аммо тамаъ шармашро аз байн бурд. Барои гирифтани он бут шитобон ба сӯи хонаи Паёмбар бозгашт. Вақте ба хона расид, дид:

*К-он Ядуллаҳ[785] он ҳадасро ҳам ба х(в)ад,*
*Хуш ҳамешӯяд, ки дураш чашми бад.*

Паёмбар бо дастони худ машғули шустани касофатҳои ӯст. Мард бо дидани ин манзара аз худ бехуд ва шӯридаҳолу ҳайрон шуд:

*Мезад ӯ ду дастро бар рӯву сар,*
*Калларо мекӯфт бар девору дар.*
*Ончунон, ки хун зи биниву сараш*
*Шуд равону раҳм кард он меҳтараш.*

Ӯ бар сари худ мекӯфту мегуфт: -Эй сари беақл!

Ва бар синааш мезаду мегуфт: -Эй синаи бенур!

Саҷда мекарду мегуфт: -Эй кулли замин, ин ҷузъ шармандаи туст.

Паёмбар саллалоҳи алайҳи ва саллам ӯро дар бағал гирифту оромаш намуд. Сипас чашми ӯро боз кард ва ба вай маърифат омӯхт:

*Чун зи ҳад берун биларзиду тапид,*
*Мустафояш дар канори худ кашид.*
*Сокинаш карду басе бинвохташ,*
*Дидааш бигшоду дод ишнохташ.*

Оре, то гиряву зорӣ набошад, раҳмат нозил намешавад. Кӯдакон низ медонанд, то гиря накунанд, доя ба онҳо шири нӯшин намедиҳад:

*То нагиряд абр, кай хандад чаман?*
*То нагиряд тифл, кай ҷӯшад лабан?* [786]

[785] *Ядуллаҳ* - дасти Худо; киноя аз қудрати Худо.
[786] *Лабан* - шир.

*Тифли якрӯза ҳамедонад тариқ,*
*Ки бигирям, то расад доя(й) шафиқ.*
*Ту намедонӣ, ки доя(й) доягон*
*Кам диҳад бе гиря шир ӯ ройгон?*

Араб аз меҳрубониҳои Паёмбар тааҷҷуб кард, то он ҷо, ки наздик буд девона шавад. Паёмбар фармуд: -Ҳушёр шаву нола макун.

Араб обе бар сару рӯи худ рехт ва ба ҳарф омаду гуфт: -Эй Расули Ҳақ, шаҳодатро бар ман арза кун, то бар ҳаққонияти Ту шаҳодат бидиҳам ва аз дунё биравам. Аз ҷаҳон сер шудаам.

Паёмбар шаҳодатро бар ӯ арза кард:

*Он шаҳодатро, ки фаррух будааст,*
*Бандҳои бастаро бигшудааст.*
*Гашт мӯъмин, гуфт ӯро Мустафо*
*К: -Имшабон ҳам бош ту меҳмони мо.*
*Гуфт: -Валлоҳ, то абад зайфи[787] туам,*
*Ҳар куҷо бошам, ба ҳар ҷо, ки равам.*

Он шаб араб меҳмони Паёмбар шуд ва чун барояш таом оварданд, нисфи ширеро, ки аз як барра дӯшида буданд, хӯрд ва даҳонашро баст. Паёмбар исрор кард, ки бештар бихӯрад. Гуфт: -Ба Худо, ҳақиқатан сер шудам.

Аҳли хона дар шигифт шуданд, ки чӣ гуна ӯ бо ин ғизои андак сер шуд.

*Ҳирсу ваҳми кофирӣ сарзер шуд,*
*Аждаҳо аз қути мӯре сер шуд.*
*Он гадочашмии куфр аз вай бирафт,*
*Лути[788] имонии ламтур[789] карду зафт.[790]*

Оре, чун тамаъ куфри он шахсро тарк гуфт, ғизои имон ӯро чоку[791] чира[792] кард.

[787] *Зайф* - меҳмон, мусофир.
[788] *Лут* - таом, хӯрок.
[789] *Ламтур* - гафс, фарбеҳ, қавӣ.
[790] *Зафт* - калончусса, фарбеҳ; дурушт, дағал.
[791] *Чоқ* - болида, хуш
[792] *Чира* - фирӯз, ғолиб.





*Меваи ҷаннат сӯйи чашмаш шитофт,*
*Меъдаи чун дӯзахаш ором ёфт.*
*Зоти имон неъмату қутест ҳавл,*
*Эй қаноаткарда аз имон ба қавл!*

## ТОВУС ВА КАНДАНИ ПАРҲО

Товусе бо хашму нафрат болҳои худро меканд. Дар ин ҳангом ҳакиме ӯро дид, наздик омад ва пурсид: -Чаро парҳоят меканӣ? Ин парҳоро ҳама азиз медоранд. Ин чӣ носипосиву бепарвоист, магар намедонӣ наққоши ин парҳо Худост?

*Гуфт: -Товусо, чунин парри санӣ,[793]*
*Бе дарег аз бех чун бармеканӣ?*
*Ҳар паратро аз азизиву писанд*
*Ҳофизон дар тайи Мусҳаф мениҳанд.*
*Баҳри таҳрики ҳавои судманд,*
*Аз пари ту бодбезон мекунанд.*
*Ин чӣ ношукриву чӣ бебокӣ аст?*
*Ту намедонӣ, ки наққошаш кӣ аст?*

Товус вақте ин пандҳоро шунид, сахт гирист. Он қадар гирист, ки марди ҳаким бо худ гуфт: -Кош бо ин ҳарфҳо ӯро озурдахотир намекардам.

Кам-кам товус ором шуд ва он гоҳ посухи пурсиши ҳакимро дод. Гуфт: -Бирав, эй ҳаким, ту дар банди рангу бӯӣ. Ҳамин болҳои зебо мӯҷиб шуда, ки ҳадафи ҳазор тири кушанда шавам. Сайёдони бераҳм даҳҳо дом бароям густаронидаанд ва аз ҳар сӯ дар камини ман нишастаанд ва ин нест магар ба хотири парҳои зебоям. Беҳтар аст, ки зишт бошам, аммо дар ин биёбон бо эманӣ зиндагӣ кунам:

*Он намебинӣ, ки ҳар сӯ сад бало,*
*Сӯйи ман ояд пайи ин болҳо?*

[793] *Санӣ* - баланд, олӣ.

*Ай басо сайёди бераҳмат мудом,*
*Баҳри ин парҳо ниҳад ҳар сӯ-м дом.*
*Чанд тирандоз баҳри болҳо*
*Тир сӯйи ман кашад андар ҳаво.*
*Чун надорам зӯру забти хештан,*
*З-ин қазову з-ин балову з-ин фитан.*
*Он беҳ ояд, ки шавам зишту кареҳ,*
*То бувам эман дар ин кӯҳсору теҳ.*[794]

Эй бародар, хунарҳову моли дунё монанди пари товус мояи ҳалоки афроди хому нопухта аст ва онҳоро дар маърази хазорон фитна қарор медиҳад. Учбу такаббур низ балохез аст ва соҳибашро ба ранҷҳои зиёде мубтало мекунад:

*Ин салоҳи учби*[795] *ман шуд, эй фато,*[796]
*Уҷб орад мӯъҷибонро*[797] *сад бало.*
*Пас ҳунар омад ҳалокат хомро,*
*К-аз пайи дона набинад домро.*

## МАРДИ АРАБ ВА САГИ ГУРУСНА

Марди араб саге дошт, ки чанд рӯз ғизо ба ӯ нарасида буд ва аз гуруснагӣ дар ҳоли марг буд. Марди араб, ки саги худро дар ҳолати ҷон кандан медид, ашк мерехту нола сар медод. Гадое аз он ҷо гузашт. Ба марди араб гуфт: -Чаро гиря мекунӣ?

-Саги вафодоре доштам, ки акнун дар остонаи марг аст. Он саг рӯзҳо бароям шикор меовард ва шабхо нигаҳбонам буд.

-Беморияш чист? Оё захмӣ шудааст?

-Гуруснагии шадид ӯро нотавон кардааст.

[794]*Теҳ* - биёбон.
[795]*Учб* - худписандӣ, хавобаландӣ, ғурур.
[796]*Фато* - ҷавон, барно.
[797]*Мӯъҷиб* - худбин, худписанд.





-Даруни хӯрҷине. ки дар даст дорӣ, чист?

-Нону тӯшаи ғизои мондаи дишаб аст.

-Чаро аз ин нону ғизо ба саг намедиҳӣ, то аз марг начот ёбад?

-То ин андоза муҳаббату инсоф дар ҳаққи сагам надорам:

*Гуфт: -Чун надҳӣ бад-ин саг нону зод?*
*Гуфт: -То ин ҳад надорам меҳру дод.*
*Гуфт: -Хокат бар сар, эй пурбод машк,*
*Ки лаби нон пеши ту беҳтар зи ашк?*

Ашк хавфест, ки дар асари андӯҳ ба об бадал шудааст. Ноне, ки аз хок ба амал омада, арзиши онро надорад, ки беҳуда гиря кунӣ. Ин марди араб чун Иблис кулли вуҷуди ӯро хор сохт, аҷзои ин кулл ҳам фурӯмояву ҳақир гашт:

*Кулли худро хор кард ӯ чун Билис,*
*Пораи ин кулл набошад ҷуз хасис.*
*Ман ғуломи он, ки нафрӯшад вуҷуд,*
*Чун бад-он султони боифзолу ҷуд.*

## ОҲУ ДАР ТАВИЛА

Паёмбари гиромӣ фармуд: -Бар се кас тараҳҳум кунед: 1) сарватманде, ки тиҳидаст шуда; 2) азизе, ки хор гашта; 3) донишманде, ки миёни аблаҳон қарор гирифта:

*Гуфт Пайғамбар, ки: -Бо ин се гурӯҳ,*
*Раҳм оред, ар зи сангеду зи кӯҳ.*
*Он, ки ӯ баъд аз раисӣ хор шуд.*
*В-он тавонгар ҳам, ки бединор шуд.*
*В-он севум он олиме, к-андар ҷаҳон*
*Мубтало гардад миёни аблаҳон.*

Дар ин бора достоне хонданӣ нақл шудааст: Рӯзе сайёде оҳуеро шикор кард ва онро ба тавила[798] андохт. Он тавила маҳалли нигаҳдории чандин гову хар буд. Оҳуи бечора,

[798]*Тавила* - оғил.

ки ба муҳити боз ва сарсабзу зебо одат карда буд, сахт дилтангу озурдахотир шуда буд ва ба ин сӯву он сӯ мечаст.

Шабонгоҳ сайёд миқдоре коҳ дар тавила рехт. Говҳову харҳо коҳро монанди найшакар мехӯрданд, аммо оҳу лаб ба он назад ва ҳамчунин бетоб буд ва ин сӯву он сӯ мечаст.

Оре, ҳар касеро бо зидди худ нигоҳ доранд, дар азоб аст. Азобе, ки муодили азоби марг аст. Рӯҳ, ки аз он чаҳон аст, низ дар бадани хокӣ маҳбус аст ва ба ҳамин далел орому қарор надорад.

Рӯзҳо мегузашт ва он оҳу бо нофаи муаттаре, ки дошт, дар охури харон дар азоб буд; монанди моҳии рӯихокафтода дасту по мезад ва ранч мекашид. Харон мутаваччеҳи вазъи ноороми оҳу шуданд ва ҳар як чизе гуфтанд:

*Як хараш гуфтӣ, ки ҳо, ин булвуҳуш,*
*Таъби шоҳон дораду мирон, хамӯш!*
*В-он дигар тасхур задӣ, к-аз чарру мад,*
*Гавҳар овардаст, кай арзон диҳад?*
*В-он харе гуфтӣ, ки бо ин нозукӣ*
*Бар сарири шоҳ шав, гӯ, муттакӣ.*

Саранчом яке аз харон, ки пурхӯрӣ ҳам карда буд, аз хӯрдан бозистод ва сипас оҳуро ба хӯрдани коҳ даъват кард.

Оҳу саре такон доду гуфт: -Майл надорам, маризам.

-Медонам ноз мекунӣ, хичолат мекашӣ ва ё худдорӣ мекунӣ.

Оҳу бо худ гуфт: -Эй улоғи бечора, ин ғизои туст, ачзои бадани ту бо ин ғизо зиндаву шодоб аст, аммо ман бо чаман маънус будам ва дар канори боғҳои рӯҳафзо истироҳат мекардам. Акнун бечораву бадбахт шудаам. Аммо гарчи нодор шудаам, гадоманиш нашудаам.

Хар гуфт: -Хуб худситонӣ мекунӣ ва беҳуда сухан мегӯӣ!

Оҳу чавоб дод: -Нофаи мушкфоми ман шоҳиди





ростгӯии ман аст, аммо ҳар касе наметавонад роиҳаи онро истишмом кунад. Он атр бар чун шумо, ки бо саргини рӯҳозор ҳамдам ҳастед, ҳаром аст:

*Гуфт: -Нофам худ гувоҳӣ медиҳад,*
*Миннате бар уду анбар мениҳад.*
*Лек онро кӣ ш-навад? Соҳибмашом,*
*Бар хари саргинпараст он шуд ҳаром.*

Аз ин рӯст, ки Паёмбари гиромӣ салаллоҳи алайҳи ва саллам фармуд: «Ислом дар чаҳон ғариб аст», зеро агарчи фариштагон бо муслимон рафиқу анисанд, наздиконаш аз ӯ дурӣ мекунанд. Мардум зоҳиран ӯро ҳамчинси худ мебинанд, вале бӯи хуши Ҳақро дар вучуди ӯ истишмом намекунанд:

*Баҳри ин гуфт он Набии мустачиб,*
*Рамзи «алислому фӣ-д-дунё гариб».*
*З-он ки хешонаш ҳам аз вай мераманд,*
*Гарчи бо зоташ малоик ҳамдаманд.*
*Сураташро чинс мебинанд аном,*[799]
*Лек аз вай менаёбанд он машом.*

## ХОСТАИ МУҲАММАД ХОРАЗМШОҲ АЗ МАРДУМИ САБЗАВОР

Муҳаммад Хоразмшоҳ дар соли 572 шаҳри Сабзаворро муҳосира кард. Сипоҳиёнаш мардумро дар фишор гузоштанд ва ба куштори онон пардохтанд. Мардум ба ҳузури султон рафтанду ба хок афтоданд ва пӯзиш хостанд. Гуфтанд: -Моро ғуломи ҳалқабагӯши худат куну макуш. Дар баробари он ҳар молиёте бихоҳӣ, ба ту мепардозем, аммо аз куштори мо даст бардор.

Султон гуфт: -То шахсеро бо номи Абӯбакр назди ман наёваред, аз куштани шумо даст барнамедорам:

---

[799] *Аном* - мардум, халк.

*Гуфт: -Нарҳонед аз ман ҷони хеш,*
*То наёредам Абӯбакре ба пеш.*
*То моро Бӯбакр ном аз шаҳратон*
*Ҳадя н-оред, эй рамидаумматон!*
*Бидравамтон ҳамчу кишт, эй қавми дун,*
*Не хироҷ истонаму не ҳам фусун.*

Мардум гуфтанд: -Тилло бихоҳ, вале касе ба номи Абӯбакр нахоҳ. Дар ин шаҳр касе бо ин ном ёфт намешавад.

Шоҳ ҳамчунон бар хостаи худ таъкид дошт ва ба ҳеч чиз ҷуз он ризо намедод.

Мардуми Сабзавор ҷосусҳое водоштанд, то бигарданд ва шахсе ба номи Абӯбакр биёбанд. Се шабонарӯз ҷустуҷӯ карданд, то саранҷом пирамардеро ёфтанд, ки мусофир буд ва ба беморие дар гӯшаи як хароба хиромида ва аз шиддати нотавонӣ пои рафтан надошт. Ӯро гирифтанд ва бар тахте нишонида, назди султон бурданд:

*Сабзавор аст ин ҷаҳону марди Ҳақ,*
*Андар ин ҷо зоеъ асту мамтаҳақ.*[800]
*Ҳаст Хоразмшоҳ Яздони Халил,*
*Дил ҳамехоҳад аз ин қавми разил.*
*Ман зи соҳибдил кунам дар ту назар,*
*Не ба нақши саҷдаву динору*[801] *зар.*

## БУЗУРГТАРИН ДОМИ ИБЛИС

[Вақте Иблис дар асари сарпечӣ аз фармони Худо ва саҷда накардан ба Одам матруди[801] даргоҳи Худованд шуд, кинаи Одам дар дилу ҷони ӯ нишаст ва аз Худованд мӯҳлат хост, то Одам ва фарзандони ӯро то рӯзи қиёмат дар камин нишинад ва фиреб диҳад. Ӯ барои фиреби инсон ниёз ба дом дошт, доме, ки битавонад бо он хурду калонро шикор кунад ва аз ҳаракат ба сӯи Аллоҳ боздорад.]

[800] *Мамтаҳақ* - табоҳ ва ботил.
[801] *Матруд* - рондашуда.





*Гуфт Иблиси лаъин Додорро:*
*Доми зафте хоҳам ин шикорро.*
*Зарру симу галлаи асбаш намуд,*
*Ки бад-ин тонӣ халоиқро рабуд?*

Ӯ аз Худованд доме хост, то бо он инсонро шикор кунад. Худованд тиллову нуқра ва галлаи аспро ба Иблис нишон доду гуфт: -Ба ёрии инҳо метавонӣ халоиқро сайд кунӣ.

Иблис сипосгузорӣ кард, аммо розиву хушнуд набуд. Он гоҳ Худованд аз маъодини зебо, тиллову ҷавоҳир бар ӯ арза кард ва ба ӯ гуфт:

*Гир ин доми дигарро, эй лаъин,*
*Гуфт: -З-ин афзун деҳ, эй Неъмалмуъин?*
*Чарбу ширину шароботи самин,*[802]
*Додашу бас ҷомаи абрешимин.*
*Гуфт: -Ё Раб, беш аз ин хоҳам мадад,*
*То бубандамшон ба «ҳаблин мин масад».*[803]

Иблис ба ин ҳам қонеъ набуд ва аз Худованд доми мустаҳкаму бас фиребанда хост. Доме, ки танҳо мардони марду шефтагони ҳазрати Ҳақ битавонанд аз он бираҳанд ва соирин дар гирифтор оянд.

Худованд шаробу чангро дар ихтиёри Иблис гузорид. Ӯ табассуме карду андаке шодмон шуд, боз қонеъ нагашту беш аз ин хост. Он гоҳ Худованд зебоиву ҷамоли занро ба Иблис нишон дод. Иблис то онро дид, аз шодмонӣ бишкан заду ба рақс пардохт ва гуфт: -Акнун ба орзуям расидам:

*Чунки хубии занон фо*[804] *ӯ намуд,*
*Ки зи ақлу сабри мардон мефузуд.*

[802] *Самин* - гаронбаҳо.
[803] *Ҳаблин мин масад* - ресмоне аз лифи хурмо.
[804] *Фо* - бо.

*Пас зад ангуштак, ба рақс-андар фитод,*
*Ки бидеҳ зӯтар, расидам дар мурод.*
*Чун бидид он чашмҳои пурхумор,*
*Ки кунад ақлу хирадро беқарор.*
*В-он сафои орази он дилбарон,*
*Ки бисӯзад чун сипанд ин дил бар он.*

Эй бародар, бузургтарин доми Иблис барои шикори инсон шаҳвати ҷинсӣ аст. Бояд сахт ҳушёр буд ва фиреби ғамзаҳову ишваҳоро нахӯрд. Ва аз ин рӯст, ки Маъсум алайҳиссалом фармудааст: «Аҷру подоши муҷоҳид дар роҳи Худо беш аз инсони покдомане нест, ки чашм аз ҳаром баст ва бо он ки метавонист, накард».

## БУНЁНИ ИШҚ

Ошиқе дар ҳузури маъшуқи худ якояк хидматҳову фидокориҳои худро дар роҳи маъшуқ бармешумурду мегуфт:

*К-аз барои ту чунин кардам, чунон*
*Тирҳо хӯрдам дар ин разму синон.*[805]
*Мол рафту зӯр рафту ном рафт,*
*Бар ман аз ишқат басе ноком рафт.*
*Ҳеч субҳам хуфта ё хандон наёфт,*
*Ҳеч шомам бо сару сомон наёфт.*

Ин ки ошиқ якояк корҳояшро бармешумурд, на барои он, ки бар маъшуқ миннат ниҳад, балки мехост сад шоҳид бар сиҳҳати ишқи худ биёварад. Дуруст аст, ки оқилро як ишора кифоят мекунад, вале ошиқ аташе дорад, ки бо як ишора фурӯ наменишинад.

Саранҷом маъшуқ гуфт: -Оре, ҳамаи ин корҳоро кардӣ, аммо хуб гӯшҳоятро боз кун, ки ончиро асли ишқу дӯстист, ту анҷом надодӣ. Ин корҳо, ки бархондӣ, ҳама фаръ аст.

[805]*Синон* - нӯги найза, нӯги тег; найза.





-Пас асли ишқ чист? Бароям бозгӯ.

-Асли ишқ мурдан ва фонӣ шудан аст.

-Ошиқ чун ин сухан шунид, ҳамон лаҳза дароз кашиду мурд ва табассуме зебо дар чеҳраи ӯ барои абад нақш баст:

*Гуфт маъшуқ: -Ин ҳама кардӣ, валек*
*Гӯш бигшо паҳну андарёб нек.*
*К-он чи асли асли ишқ асту валост,*[806]
*Он накардӣ, ин чӣ кардӣ фаръҳост.*
*Гуфташ он ошиқ: -Бигӯ, к-он асл чист?*
*Гуфт: -Аслаш мурдан асту нестист.*
*Ту ҳама кардӣ, намурдӣ, зиндаӣ,*
*Ҳин бимир, ар ёри ҷонбозандаӣ.*
*Ҳам дар он дам шуд дарозу ҷон бидод,*
*Ҳамчу гул дарбохт сар хандону шод.*
*Монд он ханда бар ӯ вақфи абад,*
*Ҳамчу ҷону ақли ориф бекабад.*[807]

Эй бародар, ошиқӣ ҷон бохтан аст ва сар бар дор ниҳодан дар роҳи дӯст. Ҳам аз ин рӯст, ки шоҳидони майдони набардро ошиқони ҳақиқӣ ном ниҳодаанд; чаро ки дар роҳи дӯст гом бинҳоданд ва бо сар шитофтанд. Онон, ки ҷамоли он ҳақиқати ростинро диданд, хуш аз сарашон бирафт ва мурғи ҷонашон дар қафаси танги баданашон қарор нагирифт.

## ГИРЯ ДАР НАМОЗ

Марде назди олими маҳалла омаду пурсид: -Агар касе дар намоз бо садои баланд гиря кунад, оё намозаш ботил мешавад ё асосан ин кор ҷоиз аст?

Олим гуфт: -Бояд дид сабаби гирияаш чист? Оё ғами дунё дорад, ки мегиряд; молеро аз даст дода; нодорӣ бар ӯ юриш овардааст ё он ки охиратро дидааст. Аввалӣ

[806]*Вало* - дӯстӣ, муҳаббат, меҳр.
[807]*Бекабад* - бечигар.

намозро беравнақ мекунад, аммо охирӣ онро гарму боҳарорат месозад:

*Он ҷаҳон гардидааст он пурниёз,*
*Равнақе ёбад зи навҳа он намоз.*
*В-ар зи ранҷи тан буд он гиря-в зи сӯг,*
*Ресмон бигсасту ҳам бишкаст дӯк.*

## ГИРЯИ МУҚАЛЛИДОНА

Муриде ба ҳузури пири мурод ва муршиди худ омад ва ӯро дар ҳоли гиряву зорӣ дид. Мурид чун шайхи худро гирён дид, ӯ низ ба гиря афтод ва ашк аз чашмонаш сарозер шуд.

Гиряи ин муриди содадил гиряи кӯр-кӯрона буд, на аз рӯи маърифату шӯри дил; монанди хандаи инсони кар, ки вақте дар маҷлис латифае гуфта мешаваду ҳама механданд, ношунавои ҳозир дар маҷлис низ бо хандаи дигарон ба ханда меафтад. Ин ханда тиҳиву пуч аст, он гиря низ бемағзу бемӯҳтавост.

Боре он мурид ҳамроҳи пири муроди худ бисёр гирист, он гоҳ таъзим карду рафт. Яке аз муридони хоси шайх, ки дар водии сулук мароҳилеро тай карда буд, шитобон ба дунболи ӯ рафт ва гуфт: -Эй бародар, мабодо гумон барӣ, ки гиряи ту монанди гиряи шайх буд; он гиря пас аз сӣ соли муҷоҳида даст додааст ва ба ин содагӣ дастёфтанӣ нест. Гиряи ӯ на аз ғам аст, на аз шодӣ. Гиряи ӯ аз олами ғайб аст:

*Гиряи пурҷаҳлу пуртақлиду занн,[808]*
*Нест ҳамчун гиряи он мӯътаман.*
*Ту қиёси гиря бар гиря масоз,*
*Ҳаст з-ин гиря бад-он роҳи дароз.*
*Ҳаст он аз баъди сисола ҷиҳод,*
*Ақл он ҷо ҳеч натвонад фитод.*

[808] *Занн* - гумон, пиндошт.





*Гиряи ӯ на-з ғам асту на-з фараҳ,*
*Рӯҳ донад гиряи айнулмулаҳ.[809]*
*Гиряи ӯ, хандаи ӯ, он сарист,*
*З-он чи ваҳми ақл бошад, он барист.*

## ТӮТӢ ВА УСТОДИ СУХАНОМӮЗ

Тӯтӣ дар баробари ойина истода буд ва акси худро дар ойина медид. Ӯ гумон мекард тӯтии дигаре дар баробараш истодааст. Устоди суханомӯз низ пушти ойина пинҳон шуда буд ва муаддабона ва бо ширинзабонӣ ҳарф мезад. Тӯтии бечора гумон мекард ин суханони оҳистаро ҳамон тӯтие, ки дар баробари ӯст - ки дар воқеъ тасвири худаш буда - мегӯяд.

Тӯтӣ, ки суханонро аз забони ҳамҷинси худ мешунид, саъй кард ёд бигирад ва ҳамзамон бо ӯ ҳамон суханонро такрор кунад ва бад-ин васила нохудогоҳ сухан гуфтанро аз забони устод омӯхт.

Худованд низ барои таълими инсонҳо касонеро, ки ҳамҷинси эшон ҳастанд, фиристод, то инсонҳо ба тақлид аз эшон ҳақоиқро бишнаванду дарёбанд ва рафта-рафта бар забони худ ҷорӣ созанд. Пири мурод дар баробари мурид низ монанди ойина дар баробари тӯтӣ аст. Албатта, онон, ки талошу муҷоҳида[810] мекунанд, абвоби[811] раҳмати Илоҳӣ бароящон кушода мегардад ва аз завоҳир[812] мегузаранду ба ҳақоиқ мерасанд:

*Ҳарф дарвешон басе омӯхтанд,*
*Минбару маҳфил бад-он афрӯхтанд.*
*Ё ба ҷуз он ҳарфашон рӯзӣ набуд,*
*Ё дар охир раҳмат омад, раҳнамуд.*

[809] *Айнулмулаҳ* - чашми пур аз зебоиҳову малоҳатҳо.
[810] *Муҷоҳида* - ҷидду ҷаҳд.
[811] *Абвоб* - ҷамъи боб, дар роҳ.
[812] *Завоҳир* - ҷамъи зоҳир.

# ОВОЗИ ТӮЛАИ САГҲО ДАР ШИКАМИ МОДАР

Шахсе барои ибодат чилла нишаста буд. Шабе вақти хоб буд, модасаги обистанеро бар сари роҳ дид. Ногаҳон бонги тӯлаҳои[813] саг аз шиками модар ба гӯшаш расид. Дар шигифт шуд, ки тӯлаи саг дар шиками модар чӣ гуна ав-ав мекунад?

Аз хоб парид ва ба худ омад, аммо ҳанӯз аз хобе, ки дида буд, ҳайрону саргашта буд. Ба розу ниёз бо Худо пардохт ва аз Худо хост, ки розӣ ин матлабро барои ӯ фош созад. Ҳамон лаҳза нидои ғайбиро шунид, ки мегуфт: -Он садои тӯлаи сагҳо намунае аз иддаои пучи нодонон аст, газофагӯёне, ки ҳанӯз аз ҳиҷоби табиат берун наёмада, чашми баста суханони ёва мегӯянд, на гурге дида, ки ҷилави ӯро бигирад ва на дузде, ки ӯро фироре диҳад, аммо дар худситоӣ густох аст:

*Омадаш овози ҳотиф[814] дарзамон,*
*К-он мисоле дон зи лофи ҷоҳилон,*
*К-аз ҳиҷобу парда берун н-омада,*
*Чашм баста, беҳуда гӯён шуда.*
*Бонги саг андар шикам бошад зиён,*
*Не шикорангезу не шаб посбон.*

Суханони ин ҳарзагӯён барои ҳеҷ кас суде надорад, на худ нерӯву баҳрае мегиранд ва на шунавандагонро ба роҳи рост мебаранд.

# ДОСТОНИ АҲЛИ ЗАРВОН

Зарвон минтақаи ободе буд дар сарзамини Яман, наздики шаҳри Санъо. Дар он бӯстоне буд мутааллиқ ба

[813]*Тӯла* - бачаи саг.
[814]*Ҳотиф* - нидокунанда.





марди куҳансолу хайрхоҳе, ки ҳар сол бо қадри кафофи[815] худ ва хонаводааш саҳме аз маҳсули боғ бармедошт. Ва бақияи онро миёни фуқарову тиҳидастон тақсим мекард:

*Каъбаи дарвеш будӣ кӯйи ӯ,*
*Омадандӣ мустамандон сӯйи ӯ.*
*Ҳам зи хӯша ушр[816] додӣ бериё,*
*Ҳам зи гандум чун шудӣ аз каҳ ҷудо.*
*Орд гаштӣ, ушр додӣ ҳам аз он,*
*Нон шудӣ, ушри дигар додӣ зи нон.*

Ин марди саховатманд бештари даромади боғро ба фуқаро медод. Вақте меваи боғ ангур мешуд, як даҳуми онро медод; ҳангоме ки мавизу дӯшоб[817] мешуд, як даҳумашро мепардохт. Вақте ҳалвову полуда месохт, боз ҳам як даҳум медод, аз улуфаи[818] сабз як бахши онро медод, аз омехтаи коҳу гандум як даҳум медод. Вақте коҳ аз гандум ҷудо мешуд, як даҳуми дигаре медод. Орд мекард, як даҳум медод ва ба ҳамин тартиб.

Он марди Худо ҳамвора ба фарзандонаш супориш мекард, ки мабодо баъд аз ман дар асари ҳирсу оз саҳми дармондагонро қатъ кунед. Ба онон бидиҳед, то маҳсулу меваҳоятон аз офат дар амон бошад ва Худованд ба он баракат диҳад. Худованд ҳам ба боғи ӯ чунон баракате дода буд, ки ҳама ба ӯ ниёзманд буданд ва ӯ аз ҳама бениёз.

Он мард пас аз чанде ба ҷавори раҳмати Илоҳӣ шитофт ва чашм аз дунё фурӯ баст. Фарзандонаш ба якбора ҳамаи васиятҳои ӯро фаромӯш карданд ва тасмим гирифтанд саҳми маҳрумонро надиҳанд. Шабе бо худ қарор мегузоранд то саҳаргоҳон ва ба дур аз чашми бенавоён роҳии боғ шаванд ва маҳсулоти онро барчинанд. Аммо

[815]*Кафоф* - миқдори кифояи хӯрок; хӯроки рӯзмарра, рӯзӣ.
[816]*Ушр* - даҳяк; андоз, бочу хироч.
[817]*Дӯшоб* - шираву шарбати ангур.
[818]*Улуфа* - хӯрокворӣ, таом; таъминот.

вақте ба боғ расиданд, бо манзараи аҷибе мувоҷеҳ шуданд ва ғарқ дар ҳайрат гаштанд; соиқаи оташе дар боғ зада буд ва саросари боғ сӯхтаву хокистар шуда буд. Он гоҳ ба ёди андарзҳову васиятҳои падар афтоданд, ки мегуфт:

*Аллаҳ, Аллаҳ, қисми мискин баъди ман,*
*Вомагиредаш зи ҳирси хештан.*
*То бимонад бар шумо кишту симор,[819]*
*Дар паноҳи тоати Ҳақ пойдор.*
*Дахлҳову меваҳо ҷумла зи ғайб,*
*Ҳақ фиристодаст бетахмину райб.[820]*
*Дар маҳалли дахл агар харҷе кунӣ,*
*Даргаҳи суд аст, суде барзанӣ.*
*Ин замину сахтиён парда-сту бас,*
*Асли рӯзӣ аз Худо дон ҳар нафас.*
*Чун бикорӣ, дар замини асл кор,*
*То бирӯяд ҳар якеро сад ҳазор.*

[Қуръони карим дар сураи Қалам, оёти 17 то 32 ба ин достон ишора кардааст. Ривояти Қуръони карим аз ин достон ин гуна аст: «Мо ононро ҳамон гуна, ки боғдоронро озмудем, мавриди озмоиш қарор додем, он гоҳ ки савганд хӯрданд субҳ бархезанд ва меваи он боғро бичинанд. Аммо «иншоаллоҳ» нагуфтанд. Пас дар ҳоле, ки онон дар хоб буданд, балое аз ҷониби Парвардигорат бар он боғ ба гардиш даромад. Ва боғ офатзада [ва замин боир] шуд. Боғдорон бомдод якдигарро садо заданд, ки: «Агар мева мечинед, бомдодон ба сӯи киштзори хеш равед». Пас ба роҳ афтоданд ва оҳиста ба ҳам мегуфтанд, ки: «Имрӯз набояд дар боғ бенавое бар шумо рӯ ба рӯ ояд». Ва субҳгоҳон дар ҳоле ки худро бар манъи бенавоён тавоно медиданд, рафтанд. Ва чун боғро диданд, гуфтанд: -Қатъан мо роҳро гум кардаем, балки мо маҳрумем.

Хирадмандтаринашон гуфт: -Оё ба шумо нагуфтам:

[819]*Симор* - ҷамъи самар; мева, бор.
[820]*Райб* - шакку шубҳа.





чаро Худоро ба покӣ намеситоед?

Гуфтанд: -Парвардигоро, туро ба покӣ меситоем, мо воқеан ситамгар будаем.

Пас баъзеашон рӯ ба баъзеи дигар оварданд ва ҳамдигарро ба накӯҳиш гирифтанд. Гуфтанд: -Эй вой бар мо, ки саркаш будаем, умед аст, ки Парвардигори мо бехтар аз онро ба мо иваз диҳад; зеро мо ба Парвардигорамон муштоқем.]

## ОҒОЗИ ОФАРИНИШИ ОДАМ

Он гоҳ, ки Худои мутаъол ирода кард, ки башарро барои озмоиш дар хайру шар биёфаринад, ба Ҷабрайил амр фармуд, ки: -Бирав, як мушт хок аз замин баргир.

Ҷабрайил омода шуд ва ба замин омад, то фармони Парвардигорӣ ҷаҳониёнро ҷомаи амал бипӯшонад. Ҷабрайил даст ба сӯи хок дароз кард, то мушто аз он бардорад, аммо хок тарсиду худро канор кашид ва бо гиряву зорӣ аз Ҷабрайил хост, то ӯро ба ҳоли худ раҳо кунад:

*Тарки ман гӯву бирав, ҷонам бубахш,*
*Рав, битоб аз ман инони хинги[821] рахш.*
*Дар кашокашҳои таклифу хатар,*
*Баҳри Аллоҳ ҳил маро, андар мабар.*

Хок Ҷабрайилро савганд дод, ки ӯро ба аволими[822] амру наҳӣ ва таклиф дучор насозад ва набарад. Ҷабрайил, ки маъдани шарму ҳаё буд, натавонист хокро ҳамроҳи худ бубарад. Ба сӯи Худо омаду гуфт: -Парвардигоро, дар анҷоми фармони Ту сустӣ накардам, аммо хок ба номе аз номҳои Ту мутавассил[823] шуд. Аз номи Ту шармандаву

[821] *Хинг* - асп; аспи сафеду хокистарранг.
[822]*Аволим* - ҷамъи олам.
[823]*Мутавассил* - паноҳҷӯянда.

хиҷил шудам ва натавонистам хокро биёварам.

Худованд ин маъмуриятро ба Микойил вогузор намуд. Микойил ба замин омаду даст дароз кард, то хокро бардорад. Хок ларзиду гирист ва бо ашки хунин Микойилро савганд дод, ки ӯро бо худ набарад. Лоҷарам Микойил низ дасти холӣ бозгашт ва дар баробари Парвардигор...

*Гуфт: -Эй Донои сирру шоҳи фард,*
*Хокам аз зориву гиря баста кард.*
*Оби дида пеши Ту боқадр буд,*
*Ман натонистам, ки орам ношунуд.*
*Оҳу зорӣ пеши Ту бас қадр дошт,*
*Ман натонистам ҳуқуқи он гузошт.*
*Пеши Ту бас қадр дорад чашми тар,*
*Ман чӣ гуна гаштаме истезагар?*

Худои бузург узри Микойилро пазируфт ва он гоҳ Исрофилро ба ин маъмурият фиристод. Аммо ҳамон достон барои ӯ низ такрор шуд ва ӯ низ дасти холӣ назди Парвардигораш бозгашт. Худои мутаъол ин бор фариштаи боиродаву дурандеш Азройилро барои анҷоми ин муҳим маъмур сохт:

*Гуфт Яздон зуд Азройилро,*
*Ки: -Бубин он хоки пуртахйилро.[824]*
*Он заъифи золи золимро биёб,*
*Мушти хоке ҳин, биёвар боштоб.*

Азройил барои иҷрои фармони Илоҳӣ ба самти замин ҳаракат кард. Хок боз ҳам гиряву фиғон баровард ва ӯро ба Худо савганд дод. Азройил гуфт: -Ман бо ин афсун наметавонам аз фармони Худои бузург сарпечӣ кунам.

-Худованд ба бурдборӣ амр кардааст, ту аз ин амр пайравӣ кун.

-Он таъвил[825] ё қиёс аст, дар амри сареҳи Парвардигор

[824]*Тахйил* - хиёл кардан; гумон кардан.
[825]*Таъвил* - шарҳу баён; тафсир.





наметавон тардид[826] кард.

Хок ҳамчунон метарсид. Азройил гуфт: -Ба хайру салоҳи туст, ки бо ман биёӣ. Ман ба ту меҳрубонам ва аз нолаҳои ту дилам месӯзад, аммо Худованд лутфи дигаре ба ту меомӯзад, лутфе, ки дар миёни хашмҳо пинҳон аст.

*Қаҳри Ҳақ беҳтар зи сад ҳилми ман аст,*
*Манъ кардан ҷон зи Ҳақ ҷон кандан аст.*
*Лутфҳои музмар[827] андар қаҳри Ӯ,*
*Ҷон супурдан ҷон физояд баҳри Ӯ,*
*Ҳин, раҳо кун бадгумониву залол[828]*
*Сар қадам кун чунки фармудат: «Таъол».[829]*
*Он «таъол»-и ӯ таъолиҳо диҳад,*
*Мастиву ҷуфту ниҳолиҳо диҳад.*

Хок ин ҳарфҳоро шунид, аммо ҳанӯз бадгумон буд ва дубора илтимос оғоз кард. Аммо Азройил таваҷҷӯҳе накард ва бар иҷрои фармони Худои бузург исрор варзид ва саранҷом муште аз онро назди Худованд овард. Худованд ба Азройил гуфт: -Ман туро аз ин пас миронандаи инсонҳо хоҳам кард.

-Худоё, агар гулӯи мардумро ҳангоми марг фишор диҳам, душманам медоранд. Оё раво медорӣ, ки ба чашми душман ба ман нигоҳ кунанд?

-Ман сабабҳои ошкоре монанди таб, саргиҷӣ, шикамдард ва захми найза эҷод мекунам, то назари мардумро аз ту ба сӯи он гуна бемориҳои сахт маътуф кунам.

-Худоё, бандагоне ҳастанд, ки сабабҳоро мешикофанд. Чашми онон аз сабабҳо фаротар меравад ва ҳиҷобҳоро пора мекунад.

-Касе ки аслро бидонаду бубинад, туро кай ба ҳисоб

[826]*Тардид* - шакку шубҳа.
[827]*Музмар* - дар замир буда; пинҳон, пӯшида.
[828]*Залол* - гумроҳӣ; оворагӣ.
[829]*Таъол* - биё боло.

меоварад? Ва асосан барои эшон марг ширину гуворост ва гирандаи ҷонашонро ҳаргиз душман нахоҳанд дошт:

*Талх набвад пеши эшон марги тан,*
*Чун раванд аз чоҳу зиндон дар чаман.*
*Вораҳидан аз ҷаҳони печ-печ*
*Кас нагиряд бар фавоти*[830] *ҳеч-ҳеч.*
*Бурҷи зиндонро шикаст арконие,*
*Ҳеч аз ӯ ранҷад дили зиндоние?*
*Талх кай бошад касеро, к-иш баранд,*
*Аз миёни заҳри морон сӯйи қанд?*

## ВАФОДОРИИ АЁЗ ВА РАСВОИИ ҲАСУДОН

Султон Маҳмуди Ғазнавӣ (360 - 421 х.к) ғуломи бовафову зебое дошт ба номи Аёз. Аёз ба хотири садоқату фазоиле, ки дошт, сахт мавриди таваҷҷӯҳу муҳаббати султон Маҳмуд буд.

Аёз дар кохи султон утоқе дошт, ки ҳамеша дари онро мебаст ва намегузошт касе аз он чӣ даруни он пинҳон аст, мутталеъ[831] шавад. Ӯ ҳар моҳ як бор ба он утоқ мерафт, дарро аз пушт мебасту дар он ҷо мемонд, он гоҳ пас аз муддате берун меомаду дарро дубора қуфл мекард.

[Ҳасудон, ки чашми дидани Аёзро надоштанд, мепиндоранд ӯ дар он утоқ хизонае пинҳон кардааст. Матлабро ба шоҳ гузориш мекунанд.]

Ба хиёли худ Аёзро расво намоянд ва ӯро аз чашми шоҳ биёндозанд:

*Шоҳро гуфтанд: -Ӯро ҳуҷраест,*
*Андар он ҷо зарру симу хумраест.*

---

[830]*Фавот* - даргузаштан, мурдан; нестшавӣ.
[831]*Мутталеъ* - огох, бохабар.





*Роҳ менадҳад касеро андар ӯ,*
*Баста медорад ҳамеша он дар ӯ.*

Шоҳ изҳори шигифтӣ кард ва ба яке аз фармондеҳони худ дастур дод, то дар ин бора таҳқиқ кунад ва маълум дорад, ки дар он утоқ чист? Фармондеҳ нимашаб ҳамроҳи чанд тан машъалҳоро барафрӯхтанд ва шодмон ба ҷониби утоқ равона шуданд. Бо худ мегуфтанд: -Шоҳ гуфтааст ҳар чӣ дар утоқ ёфтед, тороҷ кунеду ба яғмо баред, акнун аст, ки ҳар кадом як киса тилло бардораду биравад:

*Он яке мегуфт: -Ҳай, чӣ ҷойи зар?*
*Аз ақиқу лаъл гӯю аз гуҳар.*
*Хоси хоси махзани султон вай аст,*
*Балки акнун шоҳро худ ҷон вай аст.*
*Чӣ маҳал дорад ба пеши ин ашиқ*[832]
*Лаълу ёқуту зумуррад ё ақиқ?*

Албатта, шоҳ ба Аёз эътимоди комил дошт ва ҳаргиз гумони бад дар ҳаққи ӯ набуд, аммо барои озмоиши бадандешону ҳасудон ин дастурро дод.

Боре он афроди амину мавриди эътимод бар дари утоқ рафтанд ва дар ҷустуҷӯи кисаҳои тиллову ҷавоҳир баромаданд. Қуфли дар бисёр маҳкам буд. Бо ҳар заҳмате буд, онро кушоданд. Аёз барои он, ки рози худро аз мардум пӯшида дорад, қуфли бузурге бар дар зада буд. Саранҷом вориди утоқ шуданд:

*Ҳуҷраро бо ҳирсу сад гуна ҳавас,*
*Боз карданд он замон он чанд кас.*
*Андар афтоданд аз дар з-издиҳом,*
*Ҳамчу андар дӯғи гандида ҳавом.*[833]
*Бингариданд аз ясору аз ямин,*[834]
*Чоруқе бидрида буду пӯстин.*

---

[832]*Ашиқ* - ошик.
[833]*Ҳавом* - хашарот; ҳар хазандаву газанда.
[834]*Ясору ямин* - чапу рост.

Ҳар чӣ утоқро гаштанд, ҷуз чоруқи пораву пӯстини кӯҳнае, ки бар девор овезон буд, чизе наёфтанд. Гуфтанд: «Ин барои зоҳирсозист». Сиххои тезе оварданд ва дар ҳар сӯрохие, ки дар утоқ диданд, фурӯ карданд. Ҳама гуна ворасӣ карданду ҳифраҳои амиқ канданд, аммо ҳеҷ наёфтанд. Даруни утоқ чизе ҷуз ҳамон чоруқи пораву пӯстин набуд.

Шоҳ гумоштагонро эҳзор[835] кард, то гузориши таҳқиқии худро ироа диҳанд. Онон шармандаву сарафканда назди шоҳ омаданд. Кафан бар тану шамшер ба даст ҳозир шуданд ва аз шарм ангушт ба дандон гирифта буданду мегуфтанд: -Эй шоҳи ҷаҳон:

*Гар бирезӣ хун, ҳалол асту ҳалол*
*В-ар бубахшӣ, ҳаст инъому навол.*[836]
*Кардаем онҳо, ки аз мо месазид,*
*То чӣ фармоӣ ту, эй шоҳи маҷид!*

Шоҳ гуфт: -Ин гуноҳ дар мавриди Аёз будааст, кайфараш ҳам бар ӯҳдаи ӯст. Ҳар гуна ӯ назар диҳад, амал мешавад.

*Кун миёни муҷримон ҳукм, эй Аёз,*
*Эй Аёзи пок бо сад эҳтироз.*[837]

Аёз ҳукмро ба таъхир меандохт. Шоҳ аз ӯ хост, ки дар баёни ҳукму доварии худ шитоб кунад, зеро ки мунтазир гузоштан низ навъе кинхоҳӣ аст.

Аёз гуфт: -Эй шоҳ, фармон ба дасти туст. Ҷое, ки офтоб аст, ситора фонист. Эй кош, аз он пӯстину чорук мегузаштам ва ҷамъеро ба худ бадгумон намесохтам, то акнун маҷбур ба кайфар[838] додани эшон набошам.

Шоҳ гуфт: -Ростӣ, чараёни ин чоруқу пӯстин чист?

*Эй Аёз, ин меҳрҳо бар чоруқе,*
*Чист охир? Ҳамчу бар бут ошиқе?*

[835] *Эҳзор* - ҳозир кардан.
[836] *Навол* - ато, бахшиш.
[837] *Эҳтироз* - парҳезгорӣ; канорагирӣ.
[838] *Кайфар* - ҷазо, подош.





*Ҳамчу Маҷнун аз рухи Лайлии хеш,*
*Кардаӣ ту чоруқеро дину кеш?*
*Бо ду кӯҳна, меҳри ҷон омехта,*
*Ҳар дуро дар ҳуҷрае овехта.*

-Эй шоҳ, ман бо дидани ин пӯстину чоруқи кӯҳна нафсро аз саркашиву баландпарвозӣ бозмедоштам. Бо худ мегуфтам: либоси ту инҳост; ҳар чӣ беш аз инҳо дорӣ, аз инояту таваҷҷӯҳи он султони бузург аст. Мабодо меҳрубониҳои ӯро аз ёд бубарӣ ва дар вафодорӣ ба ӯ дучори тардид шавӣ:

*Меравад ҳар рӯз дар ҳуҷра(й) хало,*[839]
*Чоруқат ин аст, мангар дар уло.*[840]
*З-он ки ҳастӣ сахт мастӣ оварад,*
*Ақл аз сар, шарм аз дил мебарад.*
*Садҳазорон қарни пешинро ҳамин*
*Мастии ҳастӣ бизад раҳ з-ин камин.*

Сабаби бадбахтиву саркашии Иблис низ ҳамин буд, ки фаромӯш кард ҳар чӣ дорад, аз Султони вуҷуд аст. Дар худ нигарист ва он чиро дошт, азони худ донист; ва бонги сарвариву бартарӣ бар Одам сар дод ва шуд он чӣ шуд:

*Шуд Азозиле аз ин мастӣ Билис,*
*Ки чаро Одам шавад бар ман раис?*
*Хоҷаам ман низу хоҷазодаам,*
*Сад ҳунарро қобилу омодаам.*
*Дар ҳунар ман аз касе кам нестам,*
*То ба хидмат пеши душман бистам.*
*Ман зи оташ зодаам, ӯ аз ваҳал,*[841]
*Пеши оташ мар ваҳалро чӣ маҳал?*
*Ӯ куҷо буд андар он давре, ки ман*
*Садри олам будаму фахри заман?*[842]

[839] *Хало* - хилват, танҳоӣ.
[840] *Уло* - баланд, бузург; аввал, ибтидо.
[841] *Ваҳал* - гил.
[842] *Заман* - замон.

## ЯГОНАГИИ ОШИҚ БО МАЪШУҚ

Маҷнун бар асари ранҷи дуриву фироқ аз Лайлӣ сахт бемор шуд. Барои дармонаш табиб оварданд. Табиб пас аз муоина гуфт: -Чорае ҷуз хун гирифтан надорад. Барои аз байн бурдани хуни фосид бояд хун гирифт.

Ҳиҷоматгари моҳиреро оварданд. Ӯ бозуи Маҷнунро баст ва нештарро ба даст гирифт, то бар бозуи Маҷнун бизанад ва аз ӯ хун бигирад. Дар ин лаҳза фарёди Маҷнун баланд шуд. Ба ҳиҷоматгар гуфт: -Бар ҷисми ман захм назан, муздатро бигиру бирав.

-Ту ки дар шуҷоат забонзади ҳамагонӣ, аз шери беша наметарсӣ, чӣ гуна аст, ки аз як захми кӯчак метарсӣ?

-Ман аз нештар наметарсам, сабри ман аз кӯҳҳои сангӣ ҳам афзун аст. Аммо вуҷуди ман пур аз Лайлист. Ин садафи тан пур аз сифоти он марворид аст. Метарсам агар ҳиҷоматам бикунӣ, бар Лайлӣ нештар бизанӣ, чун ман ӯ шудаам:

*Гуфт Маҷнун: -Ман наметарсам зи неш,*
*Сабри ман аз кӯҳи сангин ҳаст беш.*
*Лек аз Лайлӣ вуҷуди ман пур аст,*
*Ин садаф пур аз сифоти он дур аст.*
*Тарсам, эй фассод, гар фасдам кунӣ,*
*Нешро ногоҳ бар Лайлӣ занӣ.*
*Донад он ақле, ки ӯ дилрӯшан аст,*
*Дар миёни Лайливу ман фарқ нест.*

## ТАВБАИ НАСӮҲ

Солҳо пеш марде буд ба номи Насӯҳ, ки сурате шабеҳи занон дошт, дар миёни мардум бо либоси занон зоҳир мешуду худро ба унвони зан ҷо зада буд ва мардонагии хешро махфӣ мекард. Кори ӯ ба он ҷо кашид, ки дар ҳаммоми занона даллок шуд ва аз роҳи даллокии занҳо





шаҳватронӣ мекарду лаззат мебурд:

*Ӯ ба ҳаммоми занон даллок буд,*
*Дар дағову ҳила бас чолок буд.*
*Солҳо мекард даллокиву кас,*
*Бӯ набурд аз ҳолу сирри он ҳавас.*
*З-он ки овозу рухаш занвор буд,*
*Лек шаҳват комилу бедор буд.*
*Духтарони хусравонро з-ин тариқ,*
*Хуш ҳамемолиду мешуст он ашиқ.*

Ӯ ба зиштии ин амали худ хуб воқиф буд. Борҳо тавба кард ва тасмим гирифт аз ин кор даст бардорад, аммо нафси кофир тавбаашро мешикаст.

Саранҷом Насӯҳ назди орифе рафт ва аз ӯ хост дуояш кунад. Орифи озодмард ба рози ӯ пай бурд; аммо дам фурӯ басту чизе нагуфт. Дар айни ҳол ӯро дуо кард ва аз Худо хост тавфиқ тарки он амали зиштро насиби ӯ кунад.

*Он дуъо аз ҳафт гардун даргузашт,*
*Кори он мискин ба охир хуб гашт.*
*К-он дуъои шайх на чун ҳар дуъост,*
*Фонӣ асту гуфти ӯ гуфти Худост.*
*Чун Худо аз худ суолу кад(д) кунад,*
*Пас дуъои хешро чун рад кунад?*

Рӯзе воқеаи аҷибе рух дод. Дар ҳоле ки Насӯҳ дар ҳаммом таштеро пур мекард, ҷавоҳире аз духтари подшоҳ гум шуд. Валвалае дар ҳаммом падид омад. Ҳамаи занон ба ҷустуҷӯ пардохтанд. Дари ҳаммомро маҳкам бастанд ва ба ҳеҷ кас иҷозаи рафтан надоданд. Ибтидо бақачаи[843] либосҳоро тафтиш карданд, аммо чизе наёфтанд. Ҳамаи сӯрохҳову шикофҳоро гаштанд, боз ҳам чизе наёфтанд. Саранҷом:

*Бонг омад, ки: -Ҳама урён шавед,*
*Ҳар кӣ ҳастед, ар аҷузу гар навед.*

[843] *Бақача* - бугча; рӯймоли калоне, ки дар он либос нигоҳ медоранд.

Гуфтанд: -Ҳама бояд бараҳна гарданд, то тафтиш шаванд ва дузди ҷавоҳир маълум гардад.

Насӯҳ шоҳиди моҷаро буд. Аз тарс ба хилвате рафт. Чеҳрааш зарду лабҳояш кабуд шуда буд.

*Пеши чашми хеш ӯ медид марг,*
*Рафту меларзид ӯ монанди барг.*
*Гуфт: -Ё Раб, борҳо баргаштаам,*
*Тавбаҳову аҳдҳо бишкастаам.*
*Кардаам инҳо, ки аз ман месазид,*
*То чунин сели сиёҳе даррасид.*
*Навбати ҷустан агар дар ман расад,*
*Ваҳ, ки ҷони ман чӣ сахтиҳо кашад?*

Ҳамон ҷо бо Худо ба розу ниёз пардохт ва аз Худо хост ӯро аз он мӯҳлика[844] бираҳонад ва дар баробари ин ӯ низ ҳаргиз гирди ин гуноҳ начархад.

*Гар маро ин бор сатторӣ[845] кунӣ,*
*Тавба кардам ман зи ҳар нокарданӣ.*
*Ин ҳамезориду сад қатра равон,*
*Ки дарафтодам ба ҷаллоду авон.[846]*
*Эй Худову эй Худо, чандон бигуфт,*
*К-он дару девор бо ӯ гашт ҷуфт.*

Дар ҳамин ҳол буд, ки ногаҳон бонг баромад, ки:

*Ҷумларо ҷустем, пеш ой, эй Насӯҳ,*
*Гашт беҳуш он замон, паррид рӯҳ.*

Насӯҳро садо заданду гуфтанд: -Ҳамаро гаштем, инак навбати туст.

Насӯҳ аз тарс беҳуш шуд. Пас аз он тарси марговар ва пеш аз он, ки ӯро тафтиш кунанд, мужда доданд: -Насӯҳро раҳо кунед, ки ҷавоҳир пайдо шуд.

Насӯҳ ба ҳуш омад. Ҳама аз ӯ ҳалолӣ мехостанд ва

[844] *Мӯҳлика* - душворӣ, хатарнок; марговар.
[845] *Сатторӣ* - пардапӯш.
[846] *Авон* - сарҳанги девони подшоҳӣ; посбон.





мудом дасташро мебӯсиданду мегуфтанд:

*Бад гумон бурдему кун моро ҳалол,*
*Гӯшти ту хӯрдем[847] андар қилу қол.*

Аз он ҷо, ки Насӯҳ аз ҳама ба шоҳзодахонум наздиктар буд, сӯизанн бар ӯ бештар мерафт, аз ин рӯ мегуфтанд:

*Гавҳар ар бурдаст, ӯ бурдасту бас,*
*З-ӯ мулозимтар ба хотун нест кас.*

Ба ин сурат Насӯҳ аз мӯҳлика раҳо шуд ва бори дигар Худои мутаъол обрӯи ӯро ҳифз карду аз расвоии ӯ ҷилавгирӣ кард. Насӯҳ шоду масрур буд ва мегуфт:

*Дар буни чоҳе ҳамебудам забун,*
*Дар ҳама(й) олам намегунҷам кунун.*
*Офаринҳо бар ту бодо, эй Худо!*
*Ногаҳон кардӣ маро аз ғам ҷудо.*
*Гар сари ҳар мӯйи ман ёбад забон,*
*Шукрҳои ту наёяд дар баён.*

Чанде нагузашт, ки вақти имтиҳони дигар фаро расид. Касе назди Насӯҳ омаду гуфт: -Духтари подшоҳ аз рӯи лутф туро даъват мекунад, ки ба ҳаммом биёиву саришро бишӯӣ ва танашро бимолӣ. Ӯ дилаш намехоҳад даллоки дигаре ӯро бишӯяд.

Аммо Насӯҳ дар посухи ӯ...

*Гуфт: -Рав, рав, дасти ман бекор шуд,*
*В-ин Насӯҳи ту кунун бемор шуд.*
*Рав каси дигар биҷӯ иштобу тафт,*
*Ки маро, валлоҳ, даст аз кор рафт.*
*Бо дили худ гуфт, к: -Аз ҳадд рафт ҷурм,*
*Аз дили ман кай равад он тарсу гурм?*
*Тавбае кардам ҳақиқат бо Худо.*
*Нашканам то ҷон шудан аз тан ҷудо.*

[847] Киноя аз ғайбат кардан аст; чун ғайбати касеро гуфтан монанди он аст, ки гӯшти тани ӯро бихӯранд.

# ҲАСРАТИ ХАРИ МАШКОБ БАР АҲВОЛИ АСПОНИ СУЛТОН

Солҳо пеш саққое[848] буд ва улоғе[849] дошт, ки бо он зарфҳои обро аз ин ҷо ба он ҷо мебурд. Ҳайвони бечора аз ранҷ пушташ монанди чанбари хамида буд ва сад ҷои ӯ ба хотири бори сангине, ки бар пушташ мегузоштанд, захмӣ буд. Рӯзгор чунон бар ӯ сахт мегузашт, ки марг барояш ширину гуворо буд. Ғизояш андак буд ва ҳамвора бар пушташ сих мезаданд.

Рӯзе мирохур ҳайвонро диду дилаш ба ҳоли ӯ сӯхт. Аз соҳиби ҳайвон хост чанд рӯзе ҳайвонро ба ӯ биспорад, то дар охури шоҳ чанд рӯзе истироҳат кунаду ғизои серӣ бихӯрад ва рамақе биёбад.

Саққо ҳайвонро ба ӯ супурд. Ва он мард ӯро дар охури султонӣ баст. Ҳайвони бечора вақте вориди охур шуд ва ба атрофи худ нигоҳе кард, аспҳоеро дид фарбеҳу зебову ҷавон. Обу ғизояшон мураттаб буд, доим онҳоро темор мекарданд ва хулоса биҳиште васфношуданӣ доштанд.

Ҳайвони бечора лахте ба худ омаду гуфт: -Худоё, ман офаридаи Туам ва инҳо низ офаридаи Ту ҳастанд; чаро инҳо ин қадар хушу хурраманд ва ман ин андоза бадбахту дар заҳмат?

*Ҳоли ин асбон чунин хуш, бонаво,*
*Ман чӣ махсусам ба таъзибу[850] бало?*
*На ки махлуқи Туам, гирам харам,*
*Аз чӣ зору пуштрешу логарам?*
*Шаб зи дарди пушту аз ҷӯъи[851] шикам,*
*Орзумандам ба мурдан дам ба дам.*

[848]*Саққо* - обкаш, машкоб.
[849]*Улог* - хар.
[850]*Таъзиб* - азобу шиканҷа.
[851]*Ҷӯъ* - гуруснагӣ.





Дар ин ҳолу ҳаво буд, ки ногаҳон табли ҷанг баланд шуд. Аспҳоро зин карданд ва ба сӯи майдони ҷанг шитофтанд. Муддате нагузашт, ки аспҳоро боз оварданд, дар ҳоле ки захмҳои амике бар бадан доштанд ва пайконҳои тир дар пӯсту гӯшташон фурӯ рафта буд. Аспҳо бо ҳоли риққатборе вориди охур шуданд ва ба пушт бар замин афтоданд. Поҳояшонро бо порчаи борике маҳкам бастанд ва наълбандҳо саф кашиданд. Бо нештар баданҳояшонро мешикофтанд, то пайконҳоро аз захмҳо берун кашанд.

Улоғ чун ин манзараро дид, аз носипосиҳои худ тавба карду ҳоли худро бар ҳоли он аспҳои бечора тарҷеҳ дод.[852]

*Он хар онро диду мегуфт: -Эй Худо!*
*Ман ба фақру офият дорам ризо.*
*З-он наво безораму з-он захми зишт,*
*Ҳар кӣ хоҳад офият, дунё биҳишт.*

Эй бародар, ин дунё зоҳире фиребанда дорад, аммо бидон, ки ҳар лаззате дар он бо ранҷу меҳнате ҳамроҳ аст ва ҳар чӣ лаззат бештар, ранҷи он низ афзунтар аст.

Инсон ҳар давлатеро бидуни таҷриба орзу мекунад; аммо аз ранҷе, ки ба дунбол дорад, ғофил аст, ҳамон гуна, ки дар ҳар доме дона дида мешавад, вале дом пинҳон аст. Одамӣ дар ин дунё ҳамвора донаҳоро мебинад ва аз домҳо ғофил аст.

# ХАРИ СОДАДИЛ ВА РӮБОҲИ ФИРЕБКОР

Марди ҳомашӯе буд, ки хари лоғару шикамхолӣ дошт, ки пушташ ҳам дар асари ҳамли ҳезумҳо захмӣ буд. Ҳайвони бенаво рӯз то шаб дар миёни санглохи беалаф сар мекард бо шиками гуруснаву пои хаста.

Иттифоқан дар он наздикӣ бешае буд, ки шери

шикорпешае дар он маскан дошт. Рӯзе он шер бо як фили қавиву танӯманд даргир гашта, захмӣ мешавад ва аз шикор бозмемонад. Шер, ки ба шиддат нотавон шуда буд, муддате наметавонист ба шикор биравад; аз ин рӯ ҳам худ гурусна буд ва ҳам ҳайвоноте, ки резахӯрони хонаш буданду аз таҳмондаи ғизои ӯ тағзия[853] мекарданд.

Шер, ки дар фишори гуруснагӣ ба сар мебурд, рӯбоҳро эҳзор[854] карду гуфт: -Бирав ва атрофи марғзорро бигард ва агар харе ёфтӣ, фиребаш бидеҳу назди ман биёвар.

Рӯбоҳ ҳаракат кард:

*Аз сари кӯҳ ҷониби ҷӯ мешитофт,*
*Он хари мискини логарро биёфт.*
*Пас саломи гарм карду пеш рафт,*
*Пеши он содадили дарвеш рафт.*
*Гуфт: -Чунӣ андар ин саҳройи хушк?*
*Дар миёни санглоху ҷойи хушк.*
*Гуфт хар: -Гар дар ғамам, гар дар Ирам,*
*Қисматам Ҳақ кард, ман з-он шокирам.*

Улоғ бо он ки дар сахтӣ ба сар мебурд; аммо забонаш ба шукр гӯё буд ва мегуфт: -Чун қисматкунанда Худост, носипосӣ куфр аст. Бояд сабр кард. Сабр калиди висол аст:

*То диҳад дӯғам, нахоҳам ангубин,*
*З-он ки ҳар неъмат ғаме дорад қарин.*

Рӯбоҳ гуфт: -Ин чӣ ҳарфест, талаб кардани рӯзии ҳалол итоати фармони Худост. Набояд даст рӯи даст гузошт ва ҳар чизро бар гардани қазову қадар ниҳод.

Хар гуфт: -Ин аз заъфи таваккул[855] аст, вагарна касе ки ҷон бахшида, нон ҳам медиҳад.

---

[852] *Тарҷеҳ додан* - беҳтар шумурдан.
[853] *Тағзия* - ғизо хӯрдан.
[854] *Эҳзор* - ҳозир кардан.
[855] *Таваккул* - умед бастан ба Худо.





*Ҷумларо Раззоқ[856] рӯзӣ медиҳад,*
*Қисмати ҳар як ба пешаш мениҳад.*
*Ризқ ояд пеши ҳар кӣ сабр ҷуст,*
*Ранҷи кӯшишҳо зи бесабрии туст.*

Рӯбоҳ гуфт: -Ин таваккуле, ки ту мегӯӣ, камёб аст ва ба дунболи чизи камёб рафтан надониву ҷаҳл аст:

*Ҳадди худ бишносу бар боло мапар,*
*То наяфтӣ дар нишеби шӯру шар.*

Хар гуфт: -Баръакс гуфтӣ. Болову ранҷ дар асари ҳирсу тамаъ ба инсон мерасад. Ҳеҷ кас аз қаноат намурда ва ҳеҷ кас аз тамаъ ба подшоҳӣ нарасидааст.

*Гар ту наштобӣ, биёяд бар сарат,*
*В-ар ту биштобӣ, диҳад дарди сарат.*

Рӯбоҳ гуфт: -Ин қиссаҳоро раҳо кун. Бояд остинро боло зад ва кор кард. Пояҳои ҷаҳон бар кор устувор аст. Муфтхӯрӣ бар хилофи суннат аст, тариқи суннат касбу кор аст.

Хар гуфт: -Ман дар ду ҷаҳон касбе беҳтар аз таваккул намешиносам. Шукри Худо, беҳтар аз ҳар чизи дигаре, рӯзиро ҷазб мекунад.

Гуфтугӯи рӯбоҳу хар ба тӯл анҷомид. Саранҷом рӯбоҳ ба хар гуфт: -Дар ин наздикиҳо чаманзори сарсабзест. Биёву ба он ҷо кӯч кун ва барои ҳамеша аз неъматҳои Илоҳӣ истифода намо ва даст аз ин саҳрои бесабзаву алаф бардор.

Хари нодон нагуфт: -Ту, ки дар чунон чаманзоре ҳастӣ, чаро логару низорӣ?

*Ку нишоту фарбеҳиву фарри ту?*
*Чист ин логартани музтарри[857] ту?*
*Чун зи чашма омадӣ, чунӣ ту хушк?*
*В-ар ту нофи оҳуӣ, ку бӯйи мушк?*

---

[856] *Раззоқ* - ризқдиҳанда; яке аз номҳои Худованд.
[857] *Музтар(р)* - дармонда; ночору ноилоҷ.

*З-он ки мегӯиву шарҳаш мекунӣ,*
*Чун нишоне дар ту н-омад, эй санӣ?*[858]

Саранҷом рӯбоҳ дар макр пофишорӣ кард ва фиреби ӯ бар покдомании хар ғолиб омад ва ӯро бо худ бурд. Аммо, эй инсон, мурокиб бош, ки фиреби шайтон нахӯрӣ:

*Гӯшро барбанду афсунҳо мах(в)ар*
*Ҷуз фусуни он валии додгар.*
*Гар хареро мебарад рӯбаҳ зи сар,*
*Гӯ: -Бубар. Ту хар мабошу гам мах(в)ар.*

Рӯбоҳ харро ба чарогоҳи болои кӯҳ назди шер бурд. Хар ҳанӯз бо шер фосила дошт. Шер, ки аз гуруснагӣ шикебой[859] надошт, намонд, то ӯ наздиктар биёяд. Аз болои кӯҳ хез бардошт, ки ба хар ҳамла бараду ӯро пора-пора кунад, аммо захмиву нотавон буд ва қудрати онкорро надошт. Хар ӯро дид, баргашт ва то пойини кӯҳ бо шитоб гурехт.

Ба ин сурат тӯъмае, ки рӯбоҳ бо сад ҳила фароҳам карда буд, дар асари саҳлангории шер аз даст рафт. Рӯбоҳ ба шер гуфт: -Эй подшоҳ, чаро андаке сабр накардӣ?

-Мепиндоштам ҳанӯз қудратам боқист, намедонистам то ин ҳад нотавон шудаам. Гуруснагӣ низ сабру ақламро табоҳ кардааст. Агар битавонӣ, бори дигар ӯро биёварӣ, корашро хоҳам сохт.

-Оре, агар Худо ёрӣ кунад ва бар дили ӯ мӯҳре аз кӯрӣ бигзорад.

Рӯбоҳ дубора пеши хар омад. Хар ӯро дашном доду гуфт: -Бояд аз касе чун ту парҳез кард:

*Гуфт: -Рав, рав, ҳин, зи пешам, эй адӯ!*
*То набинам рӯйи ту, эй зиштрӯ!*
*Он Худое, ки туро бадбахт кард,*
*Рӯйи зиштатро кареҳу*[860] *сахт кард.*

[858]*Санӣ* - баландмартаба, оличоҳ.
[859]*Шикебой* - сабру тоқат, таҳаммул.
[860]*Кареҳ* - зишт; нафратангез.





*Бо кадомин рӯй меой ба ман?*
*Инчунин сагре*[861] *надорад каргадан.*

Рӯбоҳ гуфт: -Эй нодон, ҳамаи инҳо аз пиндори туст, вагарна ман бо ту ҳеҷ душманӣ надорам. Ту чаро инчунин бар дӯстони худ бадгумонӣ? Он чӣ ту дидӣ, шер набуд; балки тилисме сеҳромез буд, ки дар дидагони ту монанди шер падидор гашт. Ин ҷодуро соҳиби он чарогоҳ сохта, то хар ҳайвоне натавонад ба он ҷо биёяд.

Хар зери бор нарафт, аммо рӯбоҳ боз ҳам исрор кард, ки ман бар ту ҳеҷ қасди савъе[862] надорам ва он чӣ дидӣ, пиндору хиёл буд. Хар хеле талош кард, то рӯбоҳро биронад ва фиреби ӯро нахӯрад; аммо гуруснагии шадид харро озор медод. Саранҷом тамаъ чира гашт ва сабри ӯ суст шуд. Оре, муҳаббати нон гулӯҳои зиёдеро буридааст ва аз ин рӯст, ки Паёмбар фармудааст: «Наздик аст, ки фақр ба куфр анҷомад».

*Гашта буд он хар маҷоъатро*[863] *асир,*
*Гуфт: -Агар макр аст, як раҳ мурда гир.*
*З-ин азоби ҷӯъ боре вораҳам,*
*Гар ҳаёт ин аст, ман мурда беҳам.*

Агарчи хар ибтидо таваҷҷӯҳ карду савганд хӯрд, аммо саранҷом хато карду тавба шикаст:

*Ҳирс кӯру аҳмақу нодон кунад,*
*Маргро бар аҳмақон осон кунад.*

Саранҷом рӯбоҳ дубора харро пеши шер бурд. Шер ин бор сабр кард, то хар хуб наздик шавад, он гоҳ дар фурсати муносиб ҷасту харро дарид ва хӯрдан оғоз кард, то он ки ташна шуд. Ба сӯи чашма рафт, то обе бихӯрад. Рӯбоҳ фурсатро муносиб ёфт, ба сӯи хар рафт ва ҷигару дили ӯро балъид. Шер аз чашма бозомад, то бақияи ҳайвонро бихӯрад, аммо хар чӣ гашт, дилу ҷигари ӯро

[861]*Сагр* - пӯст.
[862]*Савъ* - бад.
[863]*Маҷоъат* - гуруснагӣ.

наёфт. Ба рӯбоҳ гуфт: -Дилу ҷигари ин ҳайвон чӣ шудааст?

Рӯбоҳ гуфт: -Ин хари бечора агар дил ё ҷигар дошт, кай дубора ба ин ҷо бозмегашт?

*Гар ҷигар будӣ варо, ё дил будӣ,*
*Бори дигар кай бари ту омадӣ?*
*Чун набошад нури дил, дил нест он,*
*Чун набошад рӯҳ, ҷуз гил нест он.*

## ШУТУР ВА ҲАММОМИ МАҲАЛЛА

Марде аз шутур пурсид, ки: -Эй хушқадам, аз куҷо меоӣ? Шутур гуфт: -Аз ҳаммоми гарми маҳалла меоям. Мард гуфт: -Аз зонуи чиркину касифат маълум аст.

*Он яке пурсид уштурро, ки ҳай!*
*Аз куҷо меоӣ, эй иқболпай?*
*Гуфт: -Аз ҳаммоми гарми кӯйи ту.*
*Гуфт: -Худ пайдост дар зонуйи ту.*

Эй бародар, ҳар гоҳ касе аз давлату иқбол хабар медиҳад, дар ӯ нек назар кун ва бубин, ки оё нишоне аз он фарру шукӯҳ дар ӯ ҳаст ё на? Агар нишоне дар ӯ надидӣ, ҷо дорад, ки ӯро муттаҳам кунӣ, ки бегумон лоф мезанад.

## ФАРЁДИ МАРД АЗ МАЪМУРОНИ ХАРГИР

Марде бо чеҳраи зарду лабҳои кабуд ва ранги рӯи бохта ба хонае гурехт. Соҳиби хона гуфт: -Хайр аст, чаро ин қадар меларзӣ? Аз чӣ мегурезӣ? Чаро ранги рӯят зард аст?

-Имрӯз барои бекории шоҳи золим ҳар мегиранд. Маъмурини шоҳ ҳар хареро биёбанд, мегиранду мебаранд.

-Азизи ман, агар, ки хар мегиранд, ту ки хар нестӣ,





…игарони чӣ ҳастӣ?

-Маъмурин дар кори харбигирӣ он қадар ҷиддиву мусаммаманд,[864] ки мумкин аст маро ҳам ба ҷои хар бигиранд. Дар ин кор он қадар шитобонанд, ки қудрати …ташхиси онҳо аз байн рафтааст. Чун афроди беақл бар мо ҳокиманд, соҳиби харро ба ҷои хар мегиранд:

*Баҳри харгирӣ баровардананд даст,*
*Ҷидди ҷид, тамйиз ҳам бархостаст.*
*Чунки бетамйизиёнмон сарваранд,*
*Соҳиби харро ба ҷои хар баранд.*

Эй бародар, Султони вуҷуд касеро беҳуда намегирад. Ӯ шунавову биност. Инсон бош ва аз харгирон боке надошта бош:

*Нест шоҳи шаҳри мо беҳудагир,*
*Ҳаст тамйизаш, самеъ асту басир.*[865]
*Одамӣ бошу зи харгирон матарс,*
*Хар наӣ, эй Исии даврон, матарс.*

## ФАВОИДИ ГУРУСНАГӢ

Марде нони сабӯс мехӯрд. Касе ӯро дар он ҳол диду пурсид: -Чаро ин нонро бо ин ҳама иштиҳову валаъ[866] мехӯрӣ?

Мард посух дод: -Чун сахт гуруснаам, гуруснагии зиёд нони ҷавро дар назар аз ҳалво ширинтар сохтааст:

*Гуфт: -Ҷӯъ аз сабр чун дуто шавад,*
*Нони ҷав дар пеши ман ҳалво шавад.*
*Пас тавонам, ки ҳама ҳалво х(в)арам,*
*Чун кунам сабре, сабурам лоҷарам.*

Эй бародар, гуруснагӣ султони доруҳост. Онро азиз бидор ва ба чашми ҳақорат нигоҳаш накун. Ҳар ғизои

---

[864] *Мусаммам* - тасмимгирифта, қатъӣ.
[865] *Самеъ ва басир* - шунаванда ва бинанда будан; киноя аз доною зирак будан.
[866] *Валаъ* - ҳавову ҳавас.

нописанде ба сабаби гуруснагӣ гуворо мегардад.

*Ҷӯъ худ султони доруҳост, ҳин,*
*Ҷӯъ дар ҷон неҳ, чунин хораш мабин.*
*Ҷумла нохуш аз маҷоъат хуш шудаст,*
*Ҷумла хушҳо бе маҷоъатҳо рад аст.*

Албатта, гуруснагӣ гавҳари камёб аст, ки насиби ҳар кас нашавад:

*Худ набошад ҷӯъ ҳар касро забун,*
*К-ин алафзорест з-андоза бурун.*
*Ҷӯъ мар хосони Ҳақро додаанд,*
*То шаванд аз ҷӯъ шери зӯрманд.*
*Ҷӯъ ҳар ҷилфи[867] гадоро кай диҳанд?*
*Чун алаф кам нест, пеши ӯ ниҳанд.*

## ГОВИ ҒАМНОК АЗ РӮЗИИ ФАРДО

Дар гӯшае аз замин ҷазираи сарсабзу пургиёҳест, ки дар он гове танҳо зиндагӣ мекунад. Гов аз субҳ дар алафзор мегардад ва то шом ба чаридан машғул аст ва то шаб ҳар чи алаф ҳаст, мехӯрад ва чоқу[868] сари ҳол меравад, ки бихобад. Аммо аз ҳамон лаҳза дар ин фикр аст, ки: фардо чӣ хоҳам хӯрд? Ва аз андӯҳи ғизои фардо монанди мӯ борику лоғар мешавад.

Вақте субҳ мешавад, дашт бори дигар сарсабз мегардад ва алафҳо то камар қад мекашанд. Гов бо гуруснагиву валаъи шадид ба чаманзор меравад у дубора ҳамаи алафҳоро мечарад ва дубора чоқу фарбеҳ мегардад; аммо шаб боз ҳам дар андешаи ғизои фардои худ ғусса мехӯраду лоғар мегардад ва ин моҷаро солиёни сол такрор мешавад.

[867]*Ҷилф* - беадаб, нодон.
[868]*Чоқ* - бардам, фарбеҳ.





Гови аҳмақ ҳаргиз намеандешад, ки чандин сол аст, ки рӯзии ман бекаму кост фароҳам аст, дигар чӣ ҷои нигаронист?

*Ҳеч н-андешад, ки чандин сол ман*
*Мехӯрам з-ин сабзазору з-ин чаман.*
*Ҳеч рӯзе кам наёмад рӯзиам,*
*Чист ин тарсу ғаму дилсӯзиам?*
*Боз чун шаб мешавад он гови зафт,[869]*
*Мешавад лоғар, ки ваҳ! Ризқ рафт.*

Эй бародар, нафси бадфармои одамӣ ҳамон гов аст ва он дашти сарсабз дунёст. Нафс ҳамвора дар ғами рӯзии фардост, солҳо хӯрдааст ва боз ҳам ба Рӯзирасон эътимод надорад. Худои карим низ дар Қуръон фармудааст: «Ин шайтон аст, ки ваъдаи фақру тиҳидастӣ ба шумо медиҳад» (Бақара, 268).

*Нафс он гов асту он дашт ин ҷаҳон,*
*К-ӯ ҳаме лоғар шавад аз хавфи нон.*
*Ки чӣ хоҳам хӯрд мустақбал?[870] Аҷаб!*
*Луту фардо аз куҷо созам талаб?*
*Солҳо хӯрдиву кам н-омад зи х(в)ар,*
*Тарки мустақбал куну мозӣ[871] нигар.*
*Лути пути[872] хӯрдаро ҳам ёд ор,*
*Мангар андар ғобиру[873] кам бош зор.*

## ДАР ҶУСТУҶӮИ ИНСОН

Марде бо диле пур аз ишқ дар васати[874] рӯз шамъ ба даст дар бозор мегашт. Раҳгузаре ӯро дар ин ҳол дид. Аз ӯ пурсид: -Эй мард, дунболи чӣ мегардӣ? Дар рӯзи рӯшан

[869]*Зафт* - фарбеҳ, калонҷусса; дурушт.
[870]*Мустақбал* - оянда.
[871]*Мозӣ* - гузашта.
[872]*Луту пут* - таомҳои лазиз бо нӯшиданӣ; хӯрданиву нӯшиданӣ.
[873]*Ғобир* - оянда.
[874]*Васат* - нима, миёна, мобайн.

бо чароғ дар ҷустуҷӯи чӣ ҳастӣ? Ин кори беҳуда барои чист?

-Дар пайи инсон ҳастам, инсоне, ки аз нафҳаи[875] Илоҳӣ зинда бошад. Оё чунин инсоне ёфт мешавад?

-Эй нодон, ин чӣ пурсишест? Ин бозор пур аз инсон аст.

-Аммо ман дар пайи инсоне ҳастам, ки ҳангоми хашму ҳангоми тамаъ бурдборӣ кунад:

*Гуфт: -Хоҳам мард, бар ҷода(й)дураҳ,*
*Дар раҳи хашму ба ҳангоми шараҳ.*[876]
*Вақти хашму вақти шаҳват, мард ку?*
*Толиби марде давонам кӯ ба кӯ.*
*Ку дар ин ду ҳол марде дар ҷаҳон?*
*То фидои ӯ кунам имрӯз ҷон.*

-Ба дунболи чизи камёбе мегардӣ. Аммо аз як нукта ғафлат кардаӣ ва он қазову қадари Илоҳист. Ту фаръро мебинӣ, аммо аз асл ғофилӣ.

Мо фаръему[877] асл, фармони Илоҳист. Сабрро мебинӣ, ба атокунандаи сабр ҳам таваҷҷӯҳ кун:

*Гуфт Ҳақ Айюбро: -Дар макрумат,*[878]
*Ман ба ҳар мӯет сабре додамат.*
*Ҳин, ба сабри худ макун чандин назар,*
*Сабр дидӣ? Сабр доданро нигар.*

## ПОСУХИ БОҒБОН БА ДУЗДИ ҶАБРӢ

Дузде болои дарахти мардум рафта буд ва шохаҳои дарахтро маҳкам такон медоду меваҳои онро мерехт. Соҳиби боғ омаду гуфт: -Эй мард, аз Худо шарм намекунӣ? Болои дарахти ман чӣ мекунӣ?

[875]*Нафҳа* - як бор дамидан.
[876]*Шараҳ* - оз, ҳирсу тамаъ.
[877]*Фаръ* - ғайриаслӣ.
[878]*Макрумат* - иззату эҳтиром; лутфу карам.





-Коре намекунам, бандае аз бандагони Худо ҳастам, ки аз боғи Худо хурмоеро, ки Худо дода, мечинаму мехӯрам. Чаро бар сари суфраи Худо бухл меварзиву бечиҳат маро сарзаниш мекунӣ?

Соҳиби боғ ғуломашро садо зад, то танобе биёварад. Он гоҳ дуздро маҳкам ба дарахт басту бо чӯб ӯро ба боди кутак гирифт ва сахт бар пушту пои ӯ кӯфт.

Дузди бечора, ки худро чунин гирифтор дид, фарёд зад: -Аз Худо битарс, магар маро мекушӣ? Чаро бегуноҳеро ин қадар кутак мезанӣ?

Соҳиби боғ гуфт: -Ман коре намекунам, бандаи Худо бо чӯби Худо бар пушти бандаи дигари Худо ҷонона[879] мезанад.

-Мо ҳама василаем, ҳама азони Худо ва феъли Худост.

Дузд, ки дид чӯб ҳарфи худашро мехӯрад, гуфт: -Аз ҷабрӣ[880] будан тавба кардам, инсон мухтор аст ва корҳои ӯ марбут ба худи ӯст:

*Гуфт: -Тавба кардам аз ҷабр, эй аёр,*[881]
*Ихтиёр аст, ихтиёр аст, ихтиёр.*

## ПОСУХИ МАҶНУН БА ХУРДАГИРОН

Нодонон бар Маҷнун эътироз карданд, ки зебоии Лайлӣ маъмулист, ӯ ҷамоли фавқулодате надорад, ки туро ин гуна шайдову гирифтори худ кардааст. Дар шаҳри мо садҳо ҳазор духтарони дилбар ҳамчун моҳ ҳастанд, ки аз Лайлӣ зеботаранд.

Маҷнун гуфт: -Зоҳир монанди кӯза аст ва ҷамолу зебоӣ монанди шароби дохили кӯза. Худованд аз зоҳири ӯ ба

[879]*Ҷонона* - ҳисобӣ кардан; зарбаи ҷонона.
[880]*Ҷабрӣ* - мансуб ба *ҷабария*: ҷамоате ки мегӯянд: бандаро дар кор ихтиёр нест.
[881]*Аёр* - ҷавонмард.

ман шароб медиҳад ва ба шумо аз кӯзаи зоҳирии ӯ сирка[882] дод, то ишқи ӯ шуморо ҷазб накунад.

Дасти Худо аз як кӯза ҳам заҳр медиҳад ва ҳам асал. Кӯзаро метавонӣ бубинӣ, вале он шароби ҷамоли Худро ба номаҳрамон нишон намедиҳад:

*Мар шуморо сирка дод аз кӯзааш,*
*То набошад ишқи ӯ-тон гӯшкаш.*
*Аз яке кӯза диҳад заҳру асал,*
*Ҳар якеро дасти Ҳақ азза ва ҷал.*
*Кӯза мебинӣ, валекин он шароб*
*Рӯй нанмояд ба чашми носавоб.*

Заҳр барои мор тавонбахш аст, аммо барои дигаре мояи ҳалокат.

Зоҳири Юсуф монанди қадаҳи зебое буд, ки падараш аз он бодаҳои шодибахш меошомид ва бародаронаш аз он қадаҳ оби заҳролуд менӯшиданд, ки бар хашму душмании онон меафзуд. Ва Зулайхо ҳам аз он шароби ишқ менӯшид.

*Гуна-гуна шарбату кӯза яке,*
*То намонад дар майи ғайбат шаке.*
*Бода аз ғайб асту кӯза з-ин ҷаҳон,*
*Кӯза пайдо, бода дар вай бас ниҳон.*
*Бас ниҳон аз дидаи номаҳрамон,*
*Лек бар маҳрам ҳувайдову аён.*

## МУАЗЗИНИ БАДСАДО ВА ҲАДЯИ КОФИР

Муаззине, ки садои гӯшхарому ноҳинҷоре дошт, дар диёри кофирон ба азон гуфтан пардохт. Чанд бор ба ӯ тазаккур доданд, ки ин ҷо азон нагӯ, ки ҷангу низоъ сар мегирад. Ӯ лаҷоҷат[883] кард ва бидуни тарс ҳар рӯз вақти

[882]*Сирка* - сирко; моеъи туршу тез, ки дар хӯрок ва дорусозӣ ба кор мебаранд.

[883]*Лаҷоҷат* - ситезакорӣ кардан; муболиға кардан.





намоз бо садои баланд азон медод.

Мардум аз барпо шудани ошӯбу ҷанг миёни мусулмонону кофир дар ҳарос буданд, ки ногаҳон бо шигифтӣ диданд кофире бо хилъат пайдо шуд. Мепурсид: -Касе ки ҳар рӯз бонги азон сар медиҳад, кист? Ин ҳадяро барои ӯ овардаам.

Мардум дар шигифтӣ фурӯ рафтанд ва сабабро пурсиданд, ки: -Магар аз ин азон чӣ хайре ба ту расидааст?

Марди кофир гуфт: -Духтари боҳуше дорам, ки ба ислом тамоил ёфта буду мехост мусулмон шавад. Ҳар чӣ дӯстону хешон ӯро андарз доданд ва аз ин кор барҳазар доштанд, суде набахшид. Ӯ бар мусулмон шудани худ пофишорӣ мекард, то он ки садои ин мард барои азон баланд шуд. Вақте ин овози зишту гӯшхарошро шунид, пурсид: -Ин чӣ садоест?.

Ба ӯ гуфтем: -Бонги азони мусулмонон аст, ки бо он мардумро ба намоз фаро мехонанд.

Духтарам гуфт: -Аҷаб садои зишту ноҳинҷоре, то ба ҳол чунин садои нафратангезе нашунида будам.

Боре ҳамон бонги азон мӯҷиб шуд, то кам-кам алоқааш ба ислом коста шаваду аз мусулмон шудан рӯй бартобад. Ва ман барои ташаккуру қадрдонӣ аз он муаззин, ки ин нигарониро аз мо бартараф сохт, ин ҳадяро овардам:

*Бозрастам ман зи ташвишу азоб,*
*Дӯш хуш хуфтам дар он бехавф хоб.*
*Роҳатам ин буд аз овози ӯ,*
*Ҳадя овардам ба шукр, он мард ку?*
*Чу бидидаш, гуфт: -Ин ҳадя пазир,*
*Ки маро гаштӣ муҷиру[884] дастгир.*
*Гар ба молу милку сарват фардаме,*
*Ман даҳонатро пур аз зар кардаме.*

[884]*Муҷир* - ҳомӣ, дастёр.

# ҲАМСАРИ ДУЗДУ БАДКОР

Солиёне пеш марде мезист, ки ҳамсари бадкору дузд дошт. Марди бечора ҳар чӣ ба хона меовард, ҳамсараш талаф мекард. Мард дармонда шуда буд ва намедонист чӣ кунад.

Рӯзе он марди иёлвор[885] бо кӯшишу гирифтории фаровон барои пазирой аз меҳмон гӯште таҳия карда, ба хона овард. Зан он гӯштро дуздона кабоб кард ва бо шароб хӯрд.

Мард гуфт: -Эй зан, меҳмон омадааст, гӯшт куҷост? Бояд ғизое пеши меҳмон бурд.

Зан дар посух гуфт: -Гурба омаду гӯштро бурду хӯрд. Агар лозим аст, гӯшти дигаре таҳия кун.

*Мард гуфташ: -Гӯшт ку? Меҳмон расид,*
*Пеши меҳмон лут мебояд кашид.*
*Гуфт зан: -Ин гурба хӯрд он гӯштро,*
*Гӯшти дигар хар, агар бошад, ҳало!*

Мард бедиранг ба ғуломи худ гуфт: -Тарозуро биёвар ва ин гурбаро вазн кун.

Гурбаро вазн кард, ним ман буд. Мард гуфт: -Эй зани ҳилагар, гӯштеро, ки ман овардам, ним ман буд ва як сер ҳам бештар, гурба ҳам ним ман аст. Агар ин гурба аст, пас гӯшт чӣ шуд? Ва агар гӯшт аст, пас гурба куҷо рафт?

*Баркашидаш, буд гурба ним ман,*
*Пас бигуфт он мард, к: -Эй мӯҳтол[886] зан!*
*Ин агар гурба-ст, пас он гӯшт ку?*
*В-ар бувад ин гӯшт, гурба ку? Биҷӯ.*

Ба ин сурат он зани ҳилагар расво шуд ва макраш ошкор гардид.

---

[885] *Иёлвор* - соҳиби хонавода.
[886] *Муҳтол* - ҳилагар.





# АМИРИ ШАРОБХОР ВА ЗОҲИД

Дар замони ҳазрати Масеҳ алайҳиссалом амире хушгузарону шаробхор ва дар айни ҳол меҳрубону дарвешнавоз мезист. Шабе бехабар меҳмоне аз ҳамкоронаш барояш расид. Ӯ низ марде айёшу хушгузарон буд. Барои барпоии маҷлиси шабнишиниву базм шароб лозим буд ва бода кам доштанд. Амир ғуломашро хонд ва фиристод, то аз фалон шахс миқдоре шароб бигираду биёварад.

Ғулом равона шуд ва аз он шахс бодаи нобе гирифту ба сӯи қасри амир бозомад, аммо дар миёни роҳ зоҳиде роҳро бар ӯ баст:

*Пешаш омад зоҳиде, ғамдидае,*
*Хушкмағзе, дар боло печидае.*
*Тан зи оташҳои дил бигдохта,*
*Хона аз ғайри Худо пардохта.*
*Гуфт зоҳид: -Дар сабӯҳо чист он?*
*Гуфт: -Бода. Гуфт: -Они кист он?*
*Гуфт: -Они он фалон мири аҷал,*
*Гуфт: -Толибро чунин бошад амал?*
*Толиби Яздону он гаҳ айшу нӯш?*
*Бодаи шайтону он гаҳ нимҳуш?*
*Ҳуши ту бе май чунин пажмурда аст,*
*Ҳушҳо бояд бар он ҳуши ту баст.*

Зоҳид аз рӯи ғайрат санге зад ва хуми шаробро шикаст. Ғулом хумро андохту аз дасти зоҳид гурехт ва назди амир бозгашту ҷараёнро барояш бозгуфт. Амир монанди оташ забона кашид, баланд шуд ва ба сӯи хонаи зоҳид ба роҳ афтод. Амир гурз ба даст берун омад. Нимашаб дар ҳолате, ки нимамаст буд, ба хонаи зоҳид расид. Аз шиддати хашм мехост зоҳидро бикушад. Амир наъра мекашиду зоҳидро меҷуст.

Зоҳид, ки худро махфӣ карда буд, садои амирро шунид ва бо худ гуфт: -Ойина метавонад айби мардро рӯ ба рӯ бигӯяд, зеро рӯи худро сахту маҳкам кардааст. Касе, ки мехоҳад наҳй аз мункар кунад ва зиштҳои мардумро ба эшон бинамояд, бояд монанди ойина рӯе аз оҳан дошта бошад:

*Гуфт: -Дар рӯ гуфтани зиштии мард,*
*Ойина тонад, ки рӯро сахт кард.*
*Рӯй бояд ойинавор, оҳанин,*
*То-т гӯяд: -Рӯйи зишти худ бубин.*

## МЕҲМОНИ ТОЗАВОРИД

Рӯзгоре зану шавҳаре танҳо зиндагӣ мекарданд. Рӯзе меҳмони азизе сар зада ва беҳангом бар онон ворид шуд. Онон меҳмонро азиз доштанду ба гармӣ ӯро пазируфтанд ва бо анвои хӯрданиҳо аз ӯ пазироӣ карданд. Кам-кам ҳаво торик мешуд, мард оҳиста ба ҳамсараш гуфт: -Эй зан, имшаб ду рахти хоб бигустар. Рахти хоби моро канори дар ва рахти хоби меҳмонро он сӯи дар паҳн кун. Зан рахти хобҳоро ҳамон тавре ки шавҳараш гуфта буд, густурд, он гоҳ ба маҷлиси ҷашние, ки он шаб дар хонаи яке аз ҳамсоягон барпо буд, рафт ва меҳмонро бо шавҳараш танҳо гузошт:

*Монд меҳмони азизу шавҳараш,*
*Нуқл binҳоданд аз хушку тараш.*

Онҳо то нимашаб ба гуфтугӯву нақли хотироти талху ширин пардохтанд. То он, ки меҳмон хаста шуд. Бархост, то ба рахти хоб бираваду бихобад. Аммо иштибоҳан ба рахти хобе, ки соҳибхона барои худаш паҳн карда буд, рафту хобид. Соҳибхона низ шарм кард, ки ӯро баланд кунад.

Муддате гузашт. Ҳаво боронӣ шуд. Зан аз хонаи ҳамсоя омад ва дид меҳмону ҳамсараш хобидаанд. Тибқи қарор ба рахти хобе рафт, ки барои худашон густаронида буданд, рафт ва канори меҳмон, ки гумон мекард шавҳараш аст, хобиду гуфт: -Аз он ҷӣ метарсидам, ҳамон пеш омад. Бо ин бороне, ки меояд, ин мард муддате ин ҷо хоҳад монд ва моро асири худ мекунад:

*Гуфт: -Метарсидам, эй марди калон,*
*Худ ҳамон омад, ҳамон омад, ҳамон.*
*Марди меҳмонро гилу борон нишонд,*
*Бар ту чун собуни султонӣ бимонд.*
*Андар ин борону гил ӯ кай равад?*
*Бар сару ҷони ту ӯ товон шавад.*

Меҳмон бо шунидани ин суханон сахт барошуфт. Зуд аз ҷо ҷасту гуфт: -Эй зан, ман чакма (н) дорам, аз гил боке надорам. Ман рафтам, Худо ҳофиз!

Зан бисёр нороҳат шуд; ба зориву илтимос афтоду гуфт: -Шӯхӣ кардам, ба худ магир.

Аммо фоидае надошт. Соҳибони хона вақте меҳмонро дар ҳоли рафтан диданд, бар андӯҳу ғамашон афзуда шуд; чун сурати ӯ дар биёбон монанди шамъе нурафшонӣ мекард. Хиёли он меҳмон ҳар лаҳза бар дили он марду зан меомад ва мегуфт:

*Ки манам ёри Хизир, сад ганҷу ҷуд,*
*Мефишондам, лек рӯзитон набуд.*

Эй бародар, андешаҳое, ки ҳар рӯз бар дил ворид мешаванд, монанди меҳмони тозавориде ҳастанд, ки сар зада меоянд. Ин андешаҳо агарчи бархе ғамолуд ҳастанд, аммо бидон, ки он ғам заминаи шодиро фароҳам мекунад:

*Ҳар даме фикре чу меҳмони азиз,*
*Ояд андар синаат, ҳар рӯз низ.*
*Фикрро, эй ҷон, ба ҷойи шахс дон,*
*З-он ки шахс аз фикр дорад қадру ҷон.*
*Фикри ғам гар роҳи шодӣ мезанад,*
*Корсозиҳои шодӣ мекунад.*

*Ғам канад бехи кажи пӯсидаро*
*То намояд бехи рӯпӯшидаро.*
*Ғам зи дил ҳар чӣ бирезад, ё барад,*
*Дар иваз ҳаққо, ки беҳтар оварад.*

Айюб ҳафт сол мизбони анвоъи балоҳову бем буд ва дар айни ҳол бо меҳмони Худо сархуш буд, то он балои симиҷ[887] назди Худо бозмегардад, аз сипосгузорӣ кунад:

*Ҳафт сол Айюб бо сабру ризо,*
*Дар бало хуш буд бо зайфи[888] Худо.*
*То чу вогардад балои сахтрӯ,*
*Пеши Ҳақ гӯяд ба сад гун шукр ӯ.*
*К-аз муҳаббат, бо мани маҳбубкуш,*
*Рӯ накард Айюб як лаҳза туруш.*
*Аз вафову хиҷлати[889] илми Худо,*
*Буд чун ширу асал ӯ бо бало.*

## СӮФӢ ВА МАЙДОНИ ҶАНГ

Сӯфие, ки солҳо риёзат дида ва тарки ҳавову ҳа карда буд, барои он ки аз фазилати ҷангу ҷиҳод дар ро Худо маҳрум набошад, ҳамроҳи лашкар ба ҷанг куффор рафт. Дар ҷое урду зада буданд, ки ногаҳон ҳаёҳ ҷанг баланд шуд. Сипоҳиён монанди барқ бар асп ҷастанд ва ба майдони пайкор шитофтанд ва пас муддати начандон дароз пирӯзмандона бо ғаноим усарои[890] чанде бозгаштанд. Аммо сӯфӣ натавониста бу бо эшон биравад ва то хоста буд ба худ бичунбад, сипо то қалби душман пеш рафта буд:

[887] *Симиҷ* - зишт.
[888] *Зайф* - меҳмон, мусофир.
[889] *Хиҷлат* - шарм, хаё.
[890] *Усаро* - асирон.





*Монд сӯфӣ бо буна-в хайма в-зиъоф,[891]*
*Форисон[892] ронданд то саффи масоф.[893]*
*Ҷангҳо карда, музаффар омаданд,*
*Бозгашта бо ғаноим судманд.*
*Армугон доданд, к-эй сӯфӣ, ту низ,*
*Ӯ бурун андохт, настад ҳеч чиз.*

ӯфӣ нороҳату ғамнок буд. Ҳадяи сарбозонро азируфт ва ба гӯшае андохт. Сарбозон гуфтанд: -Чаро бонӣ ҳастӣ?

Гуфт: -Аз фазоили ҷанг маҳрум шудам.

Сарбозон гуфтанд: -Нороҳат набош, яке аз ин ронро бигиру саршро бибур, то ту ҳам дар сафи ходкунандагон дароӣ.

Сӯфӣ хушҳол шуд ва асири дастбастаро пушти чодар рд, то кораш бисозад:

*Бурд сӯфӣ он асири бастаро,*
*Дар паси хиргаҳ, ки орад ӯ ғазо.*
*Дер монд он сӯфӣ он ҷо бо асир,*
*Қавм гуфто: -Дер монд он ҷо фақир.*

Сӯфӣ таъхир кард, яке аз сипоҳиён пушти чодар рафт, о бубинад чӣ шудааст. Бо камоли тааҷҷуб дид, ки он асири кофир рӯи синаи сӯфӣ нишаста, гулӯи ӯро ба дандон гирифта меҷавад. Сарбоз париду асирро аз сӯфӣ ҷудо кард ва ҳамон дам ӯро кушт. Он гоҳ рӯ ба сӯфӣ карду гуфт: -Чӣ шуд, чаро ба ҷои он, ки ту ӯро бикушӣ, ӯ рӯи ту афтода буд?

*Гуфт: -Чун қасди сараш кардам ба хашм,*
*Турфа дар ман бингарид он шӯхчашм.*
*Чашмро во кард паҳн ӯ сӯйи ман*
*Чашм гардониду шуд ҳушам зи тан.*
*Гардиши чашмаш маро лашкар намуд,*
*Ман надонам гуфт, чун пурҳавл буд?*

[891] *Зиъоф* - заифон.
[892] *Форис* - аспсавор, савораи моҳир.
[893] *Саффи масоф* - ҷои ҷанг.

*Қисса кӯтаҳ кун, к-аз он чашм инчунин,*
*Рафтам аз худ, уфтодам бар замин.*

Асир нигоҳи ғазабноке ба ман карду ман аз тарс беҳуш шудам ва он гоҳ ӯ рӯи ман париду бақияи моҷароро худатон дидед.

Сипоҳиён вақте суханони сӯфиро шуниданд ва ҳолу рӯзи ӯро диданд, ба ӯ гуфтанд: -Беҳтар аст ту ҷангу набард бо душманро канор бигзорӣ ва онро ба аҳлаш биспорӣ:

*Қавм гуфтандаш: -Ба пайкору набард,*
*Бо чунин заҳра, ки ту дорӣ, магард.*
*Чун зи чашми он асири бастадаст*
*Ғарқа гаштӣ, киштии ту даршикаст.*
*Пас миёни ҳамлаи шерони нар,*
*Ки бувад бо тегашон чун гӯй сар.*
*Кай тавонӣ кард дар хун ошино,*
*Чун найӣ бо ҷанги мардон ошно.*
*Инчунин ҳуше, ки аз муше парид,*
*Андар он саф тег чун хоҳӣ кашид?*
*Кори туркон аст на таркон,[894] бирав,*
*Ҷойи таркон ҳаст хона, хона шав.*

## ҶИҲОДИ АКБАР

Солиёне пеш марде мезист ба номи Айёзӣ, ки ҳам ҷанговар буд ва ҳам зоҳиду покдоман. Айёзӣ навад бор бо тани урёну бидуни зиреҳ ба майдони корзор рафт, ба умеди он, ки ба файзи бузурги шаҳодат ноил ояд, вале алорағми захмҳои мутааддиде, ки бар пайкари ӯ ворид омад, кушта нашуд. Инак, дунболаи моҷароро аз забони Айёзӣ бишнавем.

Бо он ки толиби шаҳодат будам, ҳеҷ гоҳ ба он даст наёфтам. Саранҷом ба ибодату чилланишиниву хилват,

[894]*Таркон* - лақаби занон аз оламӣ бибӣ ва бегима.





ки риёзати нафсу ҷиҳоди акбар аст, рӯй овардам. Дар хилвати риёзат будам, ки рӯзе садои табли ҷанговаронро шунидам. Нафси ман ба ҷангу корзор бо душманон роғиб шуд.

Ба нафс гуфтам: -Ин майл ба ҷанг аз куҷо дар ту пайдо шуд?

*Гуфтам: -Эй нафси хабиси бевафо,*
*Аз куҷо майли ғазо, ту аз куҷо?*
*Рост гӯй, эй нафс, к-ин ҳилатгарист,*
*Варна нафси шаҳват аз тоат барист.*
*Гар нагӯйӣ рост, ҳамла орамат,*
*Дар риёзат сахттар афшорамат.*

Гуфт: -Дар хилвати риёзат ту ҳар рӯз маро мекушӣ ва ҳеҷ кас ҳам аз ҳоли ман хабар надорад. Мепиндорам агар дар майдони ҷанг кушта шавам, ду фоида дорад; аввалан, аз ин ки ҳар рӯз чандин бор бимирам, халос мешавам; сониян, мардум аз шуҷоату мардонагӣ ва азхудгузаштагии ман огоҳ мешаванд.

Ба нафс гуфтам: -Ин нифоқ аст. Туро дар ин ҷиҳоди акбар нигаҳ медорам ва то зиндаам, аз хилват сар барнамедорам:

*Гуфтам: -Эй нафсак, мунофиқ зистӣ,*
*Ҳам мунофиқ мемурӣ, ту чистӣ?*
*Дар ду олам ту муроъӣ[895] будаӣ,*
*Дар ду олам ту чунин беҳудаӣ.*
*Назр кардам, ки зи хилват ҳеҷ ман*
*Сар бурун н-орам, чу зинда-ст ин бадан.*
*З-он ки дар хилват ҳар он чӣ тан кунад,*
*Н-аз барои рӯйи марду зан кунад.*
*Ҷунбишу оромиш андар хилваташ,*
*Ҷуз барои Ҳақ набошад ниятaш.*
*Ин ҷиҳоди акбар аст, он асғар аст,*
*Ҳар ду кори Рустам асту Ҳайдар аст.*

[895]*Муроъӣ* - риёкор, дурӯя, мунофиқ.

## КАНИЗИ ЗЕБО ВА ПОДШОҲИ ТАРСУ

Солҳо пеш марде хушгузарону шаҳватрон бар Миср ҳукумат мекард. Рӯзе яке аз хабарчинон ба султон гуфт: -Амири Мавсил канизаки бисёр зебое дар ихтиёр дорад. Он каниз дар зебоӣ монанде надорад.

Сипас акси канизро, ки рӯи коғаз кашида шуда буд, ба шоҳ нишон дод. Шоҳ бо дидани акси каниз ҳайрону саргашта шуд ва ҷом аз дасташ афтод.

Бедиранг паҳлавонеро бо сипоҳи фаровон ба ҷониби Мавсил гусел дошт ва ба ӯ гуфт:

*Ки агар надҳад ба ту он моҳро,*
*Баркан аз бун он дару даргоҳро.*
*В-ар диҳад, таркаш куну маҳро биёр,*
*То кашам ман бар замин маҳ дар канор.*

Паҳлавон ба ҳазорон сипоҳӣ ба сӯи Мавсил рафт. Мавсилро муҳосира карду як ҳафта бар он шаҳр ҳамла овард ва хунҳои бисёре рехт. Шоҳи Мавсил, ки шикастро наздик медид, барои он паҳлавон пайке фиристод, ки: -Мақсуди ту аз ин куштор чист? Агар мехоҳӣ шаҳрро бигирӣ, ман онро ба ту таслим мекунам ва худ меравам. Ва агар тиллову ҷавоҳир мехоҳӣ, ҳар чӣ ҳаст, дар ихтиёри ту мегузорем, ниёзе ба куштани мардуми бегуноҳ нест.

Паҳлавон ба пайк гуфт: -Мо аз шумо фақат ин канизро, ки тасвираш рӯи коғаз кашида шуда, мехоҳем. Агар ӯро ба мо вогузоред, коре бо шумо надорем.

Пайк пайғомро ба амири Мавсил расонд. Амир бедиранг канизро назди паҳлавон фиристод.

Паҳлавон то канизро дид, дилбохтаи ӯ шуд:

*Чунки овардаш расул он паҳлавон,*
*Гашт ошиқ бар ҷамолаш он замон.*
*Ишқ баҳре, осмон бар вай кафе,*
*Чун Зулайхо дар ҳавои Юсуфе.*





Мард дар баробари зани зебо бас нотавону суст аст, аз ин рӯст, ки гуфтаанд: «Аз тамосу дидори мардон бо занон, ба вежа, дар хилват, бояд парҳез кард»:

*Ҳеч касро бо занон маҳрам мадор,*
*Ки мисоли ин ду пунба-сту шарор.*

Ҳиммати Юсуф мехоҳад, то аз макри Зулайхо бираҳад:

*Оташе бояд бишуста з-оби Ҳақ,*
*Ҳамчу Юсуф мӯътасим андар раҳақ.*[896]
*К-аз Зулайхои латифи сарвқад,*
*Ҳамчу шерон хештанро вокашад.*

Боре, паҳлавон аз Мавсил бозгашт ва дар бешае фурӯд омад, оташи ишқи каниз дар ҷони ӯ ончунон шӯъла кашид, ки ихтиёрро аз ӯ рабуд. Ба қасди дидори он маҳрӯ даруни чодар рафт ва бо каниз ҳамбистар шуд. Дар ин ҳангом буд, ки ҳаёҳӯе аз лашкар бархост. Паҳлавон саросема аз ҷо ҷаст ва шамшер ба даст ба миёни сипоҳ рафт. Дид шери наре аз даруни найзор берун омада ва ба сӯи сарбозон ҳамлавар шудааст. Бедиранг ба сӯи шер рафт ва кори ӯро сохт. Каниз аз шуҷоати ӯ дар шигифт монд. Пас аз он ба чодари каниз рафт ва коре, ки набояд мешуд, сурат гирифт. Пас аз он паҳлавон дар фикр рафт ва аз кардаи худ пушаймон шуд. Канизро савганд дод, то чизе аз ин моҷаро барои шоҳ нагӯяд.

Пас аз чанд рӯз лашкар ба Миср расид ва паҳлавон канизро назди шоҳ овард:

*Чун бидид ӯро халифа, маст гашт,*
*Пас зи бом афтод ӯро низ тašт.*[897]
*Дид сад чандон, ки васфаш карда буд,*
*Кай бувад худ дида монанди шунуд?*
*Он халифа кард ройи иҷтимоъ,*
*Сӯйи он зан рафт аз баҳри ҷимоъ.*[898]

---

[896] Оташе аз оби Ҳақ фурӯнишаста лозим аст, то Юсуф худро аз амали ҳаром боздорад.
[897] *Аз бом афтодани тašт* - расво шудан, овоза шудани ягон воқеа.
[898] *Ҷимоъ* - ҳамбистар шудан.

Шоҳ бо каниз хилват карда ва қасди наздикӣ дошт. Дар ин ҳангом муше зери фарш ҳаракат кард ва садои хише омад. Шоҳ гумон кард мор аст, аз тарс рангаш парид ва шаҳваташ хомӯш шуд. Каниз, ки тарсу нотавонии шоҳро дид, хандааш гирифт ва ҳар чӣ хост худро назорат кунад, натавонист:

*Зан бидид он сустии ӯ аз шигифт,*
*Омад андар қаҳқаҳа, ханда-ш гирифт.*
*Ёдаш омад мардии он паҳлавон,*
*Ки бикушт ӯ шеру андомаш чунон.*
*Ғолиб омад хандаи зан, шуд дароз,*
*Ҷаҳд мекарду намешуд лаб фароз.*

Шоҳ донист, ки розе дар кор аст. Шамшер бароварду гуфт: -Бигӯ, сабаби ин ханда чист? Агар росташро бигӯӣ, озодат мекунам ва осебе ба ту намерасонам.

Каниз тамоми достонро барои шоҳ бозгуфт ва аз мардонагиву шуҷоати паҳлавон ҳикоят кард. Шоҳ ба худ омаду фаҳмид чӣ хатоҳое, ки ӯ дар мавриди дигарон анҷом дода ва дигарон ҳам дар мавриди ӯ раво доштанд. Ӯ ба номуси амири Мавсил хиёнат кард ва фармондеҳаш ба номуси ӯ:

*Шоҳ бо худ омад, истиғфор кард,*
*Ёди ҷурму зиллату исрор кард.*
*Гуфт бо худ: -Он чӣ кардам бо касон,*
*Шуд ҷазое он ба ҷони ман расон.*
*Қасди ҷуфти дигарон кардам зи ҷоҳ,*
*Бар ман омад ону афтодам ба чоҳ.*
*Ман дари хона(й) каси дигар задам,*
*Ӯ дари хона(й) маро зад лоҷарам.*
*Ҳар кӣ бо аҳли касон шуд фисқҷӯ,*
*Аҳли худро дон, ки қаввод[899] аст ӯ.*
*З-он ки мисли он, ҷазое он шавад,*
*Чун ҷазои сайиъа[900] мислаш бувад.*

[899] *Қаввод* - касе, ки даллолии кори ношоиста мекунад; далла.
[900] *Сайиъа* - бад, дурушт.





Шоҳ паҳлавонро бахшид. Канизро низ ба ҳамсарии он паҳлавон даровард ва аз ӯ хост, то он моҷароро барои касе бознагӯяд ва ҳатто ба он паҳлавон низ нагӯяд, ки шоҳ аз хиёнати ӯ огоҳ шудааст:

*«Раббано инно заламно»,[901] саҳв рафт,*
*Раҳмате кун, эй раҳимиҳот зафт.*
*Афв кардам, ту ҳам аз ман афв кун,*
*Аз гуноҳи нав, зи заллоти[902] куҳун.*

## ГАВҲАРШИНОСӢ ВА ФАРМОНИ МАСНӮӢ

Султон Маҳмуд рӯзе ба дарбор рафт ва дар ҷамъи бузургони кишвар хузур ёфт.

Султон дар он рӯз гавҳари дурахшонеро дар овард ва онро дар дасти вазир гузошту гуфт: -Ба назари ту, ин ҷавоҳир чӣ қадар арзиш дорад?

Вазир посух дод: -Сад хирвор тилло қимати он аст.

Шоҳ гуфт: -Онро бишкан ва хурд кун.

Вазир гуфт: -Чӣ гуна ин корро бикунам? Ба хизона латма[903] мехӯрад. Салоҳи кишвару шоҳ нест, ки ин ҷавоҳири қиматӣ аз байн биравад.

Шоҳ ба ӯ офарин гуфт ва хилъате ба ӯ бахшид. Чанде сарриштаи гуфтугӯ иваз шуд ва сӯҳбатҳои гуногун аз ҳар дари пеш омад. Он гоҳ шоҳ ҷавоҳирро ба яке аз ҳоҷибон[904] доду гуфт: -Ба назари ту, ин ҷавоҳир чӣ қадар меарзад?

Ҳоҷиб гуфт: -Ба баҳои нисфи мамлакат меарзад.

Шоҳ гуфт: -Онро бишкан.

Ҳоҷиб гуфт: -Ҳайф аст, дастам барои шикастани он

[901] Худоё, мо ба худ ситам кардем.
[902] *Заллот*- хатоҳо, корҳои номакбул.
[903] *Латма* - зарба, зиён.
[904] *Ҳоҷиб* - дарбон, пардадор.

ҳаракат намекунад.

Шоҳ ба ӯ низ хилъате бахшид ва ҳуқуқашро афзоиш дод.

Он гоҳ аз так-таки амирони ҳозир дар маҷлис ҳамон суолу ҳамон дархострo кард ва ҳамон ҷавобро шунид. Ҳеҷ кадом ҳозир нашуданд он ҷавоҳири қиматиро хурд кунанд ва аз байн бубаранд.

*Инчунин гуфтанд панҷоҳ - шаст амир,*
*Ҷумла як-як ҳам ба тақлиди вазир.*
*Гарчи тақлид аст устуни ҷаҳон,*
*Ҳаст русво ҳар муқаллид з-имтиҳон.*

Саранҷом шоҳ Аёзро хост ва ҷавоҳирро ба ӯ нишон доду гуфт: -Ин ҷавоҳир чӣ қадар меарзад?

Аёз гуфт: -Беш аз он, ки битавонам бигӯям.

Шоҳ гуфт: -Онро зуд бишкан.

Аёз дар остин чанд санг дошт. Фавран даровард ва он ҷавоҳирро хурду рез-рез кард. То ин корро кард, фарёди эътирози ҳамаи ҳозирон баланд шуд:

*Чун шикаст ӯ гавҳари хос он замон,*
*З-он амирон хост сад бонгу фиғон.*
*К-ин чӣ бебокест? Валлаҳ кофар аст,*
*Ҳар кӣ ин пурнур гавҳарро шикаст.*

Аёз дар посухи онон гуфт: -Оё фармони шоҳ бештар меарзад ё ин ҷавоҳир? Чашми шумо ба ҷавоҳир аст, аммо гӯши ман ба фармони шоҳ аст. Ман ба ӯ таваҷҷӯҳ дорам ва шумо ба ин:

*Амри султон беҳ бувад пеши шумо,*
*Ё ки ин некӯ гуҳар? Баҳри Худо.*
*Эй назартон бар гуҳар, бар шоҳ на,*
*Қиблатон гул асту ҷода(й) роҳ на.*
*Ман зи шаҳ барменагардонам басар,*[905]
*Ман чу мушрик рӯйи норам бо ҳаҷар.*[906]

[905]*Басар* - чашм.
[906]*Ҳаҷар* - санг.





Ҳозирон дар маҷлис мутаваҷҷеҳи хатои худ шуданд ва забони узрхоҳӣ кушоданд.

Шоҳ низ, ки мехост мизони фармонбардории амирони худро дарёбад, барошуфта буд ва мехост ҳамаи ононро ба кайфари фармоншиканӣ аз теғ бигзаронад, аммо Аёз ба шафоати эшон бархост ва шоҳ ба эҳтироми ӯ аз гуноҳи эшон даргузашт.

Дар ин достон Аёз рамзи он орифи ворастаест, ки дар иҷрои ҳукми Ҳақ ва пойбандӣ ба он чӣ лозимаи бандагиву фармонпазирии Парвардигор аст, гавҳари худии худро мешиканад ва аз сари анонийяти[907] хеш бармехезад. Барои ӯ ҳеҷ чиз, ҷуз фармонҳои ҳазрати Ҳақ, арзиш надорад ва ҳама чиз дар баробари Он ночиз аст, гарчи қиматитарин ҷавоҳири ҷаҳон бошад. Он амирон низ рамзи касоне ҳастанд, ки чашм дар завоҳир доранд ва азамати фармони Ҳақро дарнаёфтаанд. Инонанд, ки дар бояду набоядҳои шаръ чуну чаро мекунанду барои он фалсафа мебофанд ва он чӣ ба мазоқашон хуш наёяд, каноре мениҳанд. Ва аввал касе, ки чунин кард, Иблис буд, ҳамоне, ки дар иҷрои фармони саҷда бар Одам таъаллул[908] кард ва онро бар хилофи мавозини ақливу усули ҳикамӣ донист.

[907]*Анонийят* - манманӣ, худбинӣ.
[908]*Таъаллул* - баҳонаҷӯӣ.

# БАҲОИ ҲАР КАС БА МИҚДОРИ ҲИММАТИ ӮСТ

Воиз дар масҷид бар фарози минбар мардумро бо маорифи динӣ ошно мекард. Дар ин ҳангом аз миёни ҷамъият марде бархост ва гуфт: -Эй марди хирадманд, пурсише дорам, агар иҷозат диҳед, бипурсам.

-Бипурс.

-Агар парандае бар болои бурҷе биншинад, сари он паранда беҳтар аст ё думи он?

-Агар рӯяш ба сӯи шаҳр ва думаш ба тарафи деҳ бошад, сараш бар думаш фазилат дорад; ва агар думаш ба сӯи шаҳру сараш ба тарафи деҳ бошад, думаш бар сараш фазилату бартарӣ дорад:

*Гуфт: -Агар рӯяш ба шаҳру дум ба деҳ,*
*Рӯйи ӯ аз думми ӯ медон, ки беҳ.*
*В-ар сӯйи шаҳр аст дум, рӯяш ба деҳ,*
*Хоки он дум бошу аз рӯяш биҷеҳ.*

Дар ин достон шаҳр рамзи маркази хубиҳову фазоил ва деҳ рамзи нодониву рукуд аст. Ва мақсуд он аст, ки шарофати сар ё дум баста ба ҷиҳатест, ки мутаваҷҷеҳи он аст; яъне арзиши ҳар кас ба миқдори ҳадафест, ки ба он рӯ кардааст. Ва баҳои ҳар инсон ба андозаи ҳиммати ӯст. Ҳар чӣ инсон баландҳимматтар пурбаҳо; ва ҳар чӣ камҳимматтар камбаҳову беарзиштар аст.

*Мург бо пар мепарад то ошён,*
*Парри мардум ҳиммат аст, эй мардумон!*
*Ошиқе, к-олуда шуд дар хайру шар,*
*Хайру шар мангар ту, дар ҳиммат нигар.*
*Боз агар бошад сапеду беназир,*
*Чунки сайдаш муш бошад, шуд ҳақир.*
*В-ар бувад ҷуғдеву майли ӯ ба шоҳ,*
*Ӯ сари боз аст, мангар дар кулоҳ.*





# ИШҚИ ҒУЛОМИ ҲИНДӢ БА ДУХТАРИ АРБОБ

Солҳо пеш марди сарватманде як ғуломи ҳиндӣ дошт. Ӯ ба амри таълиму тарбияти он ғулом ҳиммат гумошт ва шамъи ҳунарро дар дили ӯ барафрӯхт. Арбоб духтаре низ дошт, ки бисёр муаддабу хушрафтор ва низ зебо буд. Духтар бузург шуда буд ва бояд ба хонаи бахт мерафт. Хостгорони зиёде барои ӯ меомаданд, ки ҳама сарватманд ва аз табақаи ашроф буданд. Аммо падар диндорӣ ва ахлоқу наҷобатро бар сарват муқаддам дошт ва духтарашро бо ақди ҷавоне порсову некӯкор даровард:

*Гуфт хоҷа: -Молро набвад субот,*
*Рӯз ояд, шаб равад андар ҷиҳот.*
*Ҳусни сурат ҳам надорад эътибор,*
*Ки шавад рух зард аз як захми хор.*
*Саҳл бошад низ меҳтарзодагӣ,*
*Ки бувад ғарра ба молу борағӣ.*
*Кор тақво дораду дину салоҳ,*
*Ки аз ӯ бошад ба ду олам фалоҳ.*
*Кард як домоди солеҳ ихтиёр,*
*Ки буд ӯ фахри ҳама хайлу*[909] *табор.*

Ғулом, ки дилбохтаи духтари арбоб буд, аз шунидани хабари издивоҷи ӯ сахт андӯҳгин шуд ва дар бистари беморӣ афтод ва рӯз ба рӯз ҳолаш вахимтар[910] мешуд. Арбоб барои иловаи ӯ табиб меоварл, чун дарди ӯро намедонистанд, дармонҳо суде ҳам намебахшид ва ғулом рӯз ба рӯз лоғару нотавонтар мешуд.

Шабе арбоб ба ҳамсараш мегӯяд: -Ту барои ин ғулом монанди модарӣ. Бо ӯ суҳбат кун, то дарди дилашро

---

[909] *Хайл* - ҷамоа, қавм.

[910] *Вахим* - ногувор; хатарнок, бад.

барои ту бигӯяд, шояд аз сабаби бемории ӯ огох шавем.

Ҳамсари арбоб чунин кард ва ғулом дарди дилашро барои ӯ гуфт. Зан барошуфт, аммо ба рӯи худ наёвард. Бедиранг матлабро бо шавҳараш дар миён гузошт.

Арбоб гуфт: -Бояд коре кунем ғулом беҳбуд ёбад, чун агар вазъи ӯ ба ҳамин сурат идома ёбад, аз беморӣ хоҳад мурд. Чора он аст, ки ба ӯ бигӯем, духтарро аз домод ҷудо мекунем ва ба ту медиҳем.

Ба ҳамсараш гуфт: -Ту дили ӯро хуш кун ва бигӯ, яқин бидон, ки ҳақиқатан духтари мо ҳамсари ту хоҳад шуд.

Зан чунин кард ва ғуломро умедвор сохт, ки ба висоли духтар хоҳад расид. Ғулом низ шоду хушҳол шуд ва рӯз ба рӯз ҳолаш беҳтар мешуд.

Муддате гузашт. Вақте ҳоли ғулом комилан хуб шуд, арбоб зиёфате тартиб дод ва гурӯҳеро даъват карду гуфт: -Мехоҳам ғуломро домод кунам.

Арбоб дар шаби зифоф мардеро ба шакли занон дароварду ороиш намуд ва ӯро вориди утоқи торик кард ва ғуломро низ он ҷо дар оғӯши арӯс фиристод.

Шаб бо ҳамаи сахтиҳо бар ғулом гузашт. Субҳ ба ҳаммом рафт ва пас аз ҳаммом ба ҳаҷла[911] оварданд ва дар канори он духтар нишонданд.

Ҳама аз нақша бохабар буданд, ҷуз ғуломи бечора. Ғулом нигоҳе нафратангез ба духтар кард ва ба ёди моҷарои шаб афтод ва меҳри духтар яксара аз дилаш бирафт.

*Соате дар вай назар кард аз инод,[912]*
*Онгаҳон бо ҳар ду дасташ даҳ бидод.*
*Гуфт: -Касро худ мабодо иттисол,[913]*
*Бо чу ту нохуш арӯси бадфиъол.*

Достони ин духтар ва шаби зифофи ғулом достони

[911] *Ҳаҷла* - хонаи ороста барои арӯсу домод.
[912] *Инод* - ситеза.
[913] *Иттисол* - пайвастагӣ; маҷозан висол.





дунёст ва комёбиҳои он. Дунё ҷилваҳои фиребандае дорад. Аз дур дилорову зебост, аммо вақте инсон бад-он мерасад, чизе ҷуз ранҷу андӯҳу дард надорад:

*Ҳамчунон ҷумла наъимӣ ин ҷаҳон,*
*Бас хуш аст аз дур пеш аз имтиҳон.*
*Менамояд дар назар аз дур об,*
*Чун равӣ наздик, бошад он сароб.*
*Гандапир аст ӯву аз бас чоплус,*
*Хешро ҷилва кунад чун наварӯс.*
*Ҳин, машав магрури он гулгунааш,*
*Нӯши нешолудаи ӯро мачаш.*
*Ошкоро дона, пинҳон доми ӯ,*
*Хуш намояд з-аввалат инъоми ӯ.*

## ДУЗДИ ЧАРОҒХОМӮШКУН

Шаб буд ва мард дар хонааш орамида буд. Ногаҳон садои пое шунид. Чахмоқро бардошт, то шамъро рӯшан кунад. Дар ин ҳангом дузд омад ва назди ӯ нишаст. То чахмоқ ҷарақа мезад, дузд сарангушташро бар сари ҷарақа мегузошт ва онро хомӯш мекард. Марди бечора гумон мекард, ки оташ худ ба худ хомӯш мешавад. Бо худ гуфт: -Ҳатман ин чахмоқ рутубат бардошта, ки зуд хомӯш мешавад.

Марди бечора ба хотири торикии шаб économique дуздро, ки рӯ ба рӯи ӯ истода буд, намедид.

*Бас ки зулмат буду торикӣ зи пеш,*
*Менадид оташкушеро пеши хеш.*

Дар дили кофирон низ чунин дузде нишаста ва ҳар ҷарақаи тобнокеро зуд хомӯш мекунад ва ӯ ба сабаби заъфи бинойӣ намебинад; вагарна Худое, ки чун офтоб ошкор аст, чӣ гуна дида намешавад ва вуҷудаш инкор мегардад? Оё хона бидуни банно ё навишта бидуни нависанда қобили тасаввур аст?

Ҳамчунин аст ҷаҳони бидуни Холиқ:

*Инчунин оташкуше андар дилаш,*
*Дидаи кофар набинад аз амаш.*
*Чун намедонад дили донандае?*
*Ҳаст бо гарданда гардонандае.*
*Чун намегӯйӣ, ки рӯзу шаб ба х(в)ад,*
*Ба Худованде кай ояд, кай равад?*
*Хона бо банно бувад маъқултар,*
*Ё ки бе банно? Бигӯ, эй камҳунар!*
*Хатт бо котиб бувад маъқултар,*
*Ё ки бе котиб? Биандеш, эй писар!*

## ТАДБИРИ АЁЗ ВА АҚЛИ СӢ АМИР

Аёз назди султон Маҳмуд бисёр азизу мӯҳтарам буд. Ӯро он қадар дӯст медошт, ки ҳуқуқи вайро се баробари дигар амирон мепардохт. Амирони султон ҳамвора ба Аёз ҳасад меварзиданд ва дар дил аз ин рафтори султон нохушнуд буданд. Саранҷом рӯзе забон ба сухан кушоданд ва ба султон гуфтанд: -Ӯ, ки ақли се нафарро надорад, чаро ҳуқуқи се танро ба ӯ медиҳӣ?

*Чун амирон аз ҳасад ҷӯшон шуданд,*
*Оқибат бар шоҳи худ таъна заданд.*
*К-ин Аёзи ту надорад се хирад,*
*Ҷомагии се амир ӯ чун хӯрад?*

Шоҳ барои он ки посухи амалӣ бо эътирози амирон дода бошад, рӯзе бо он се нафар ба саҳро рафт. Аз дур корвоне дид. Яке аз он амиронро ба самти корвон фиристоду гуфт: -Бирав аз эшон бипурс, аз куҷо омадаанд?

Амир бо суръат рафту пас аз муддате бозгашт ва гуфт: -Аз Рай меоянд.

Султон гуфт: -Мақсадашон куҷост?

Амир мақсади онҳоро напурсида буд ва намедонист





куҷо меравад ва аз ин пурсиши шоҳ дармонда шуд. Он гоҳ султон...

*Дигареро гуфт: -Рав, эй Булъало,*
*Бозпурс аз корвон, ки: -То куҷо?*
*Рафту омад, гуфт: -То сӯйи Яман.*
*Гуфт: -Рахташ чист, ҳон, эй мӯътаман?*
*Монд ҳайрон, гуфт ба мире дигар:*
*Ки бирав вопурс рахти[914] он нафар.*
*Бозомад, гуфт: -Аз ҳар ҷинс ҳаст,*
*Аглаби он косаҳои розӣ[915] аст.*

Шоҳ пурсид: -Кай аз шаҳри Рай хориҷ шудаанд? Он амир ҷавобе надошт. Ба ҳамин тартиб шоҳ се амирро якояк бо пурсише фиристод ва ҳангоми бозгашт пурсиши дигаре кард ва он амир, ки танҳо посухи ҳамон пурсиши нахустинро оварда буд, дар ҷавоб мемонд. Ба ақли ҳеҷ як аз эшон нарасида буд, ки вақте ин фосилаи тӯлониро меравад, аз корвониён ҳама иттилооти лозимро касб кунад.

Шоҳ дар поён гуфт: -Ман як рӯз Аёзро фиристодам, то аз корвоне, ки дар дурдаст буд, бипурсад, аз куҷо меоянд? Ӯ рафту бидуни супориши ман ҳамаи иттилооти лозимро аз онон касб кард:

*Гуфт амиронро, ки: -Ман рӯзе ҷудо,*
*Имтиҳон кардам Аёзи хешро.*
*Ки бипурс аз корвон, то аз куҷост?*
*Ӯ бирафт, ин ҷумла вопурсид рост.*
*Бе васийят, бе ишорат, як ба як*
*Ҳолашон дарёфт берайбеву шак.*
*Ҳар чӣ з-ин се мир андар се мақом,*
*Кашф шуд, з-ӯ он ба як дам шуд тамом.*

Эй бародар, арзиши одамӣ ба нерӯи ақл ва андешаву тадбири ӯст. Басо касон, ки дар зоҳир як тан беш нестанд, аммо дар ҳақиқат кори як умматро мекунанд.

[914] *Рахт* - коло, асбобу анҷоми сафар.
[915] *Розӣ* - мансуб ба шаҳри Рай.

# САЙЁДИ ЗОҲИДНАМО ВА МУРҒИ ЗИРАК

Сайёд худро бо барги дарахтон пӯшонда буд, то парандагон мутаваҷҷеҳи ӯ нашаванд ва ба ҳавои барчидани донаҳое, ки бар замин афтода буд, бар замин нишинанд ва дар доми ӯ гирифтор оянд. Парандае ба он сӯ наздик шуд; чун зирак буд, сайёдро диду бозшинохт ва донист, ки инсон аст, на гиёҳе рӯида аз замин:

*Мурғак омад сӯйи ӯ аз ношинохт,*
*Пас тавофе карду пеши мард тохт.*
*Гуфт ӯро: -Кистӣ ту? Сабзпӯш!*
*Дар биёбон, дар миёни ин вуҳуш.*
*Гуфт: -Марди зоҳидам ман мунқатеъ,*[916]
*Бо гиёҳе гаштам ин ҷо муқтанеъ.*[917]
*Зӯҳду тақворо гузидам дину кеш,*
*З-он ки медидам аҷалро пеши хеш.*

Гуфтугӯи ҷолибу шунидание миёни он мурғ ва сайёд сурат гирифт, ки нуктаҳои дақиқро дар бар дорад. Мурғ аз сайёд пурсид: -Ту кӣ ҳастӣ ва ин ҷо чӣ мекунӣ?

-Марди зоҳиде ҳастам, ки аз мардум буридаам ва бо гиёҳе қаноат кардаам.

-Аммо, эй мард, хилватнишиниву тарки дунё дар ойини Муҳаммад салаллоҳу алайҳи ва саллам писандида нест. Он Паёмбар аз тарки дунё наҳй[918] кардааст. Ташвиқ ба намози ҷумъа ва ҷамоат, воҷиб кардани амр ба маъруф ва наҳй аз мункар, лузуми бурдборӣ дар баробари бадхӯён, таъкид бар судманд будан ба ҳоли инсонҳо ва даҳҳо ҳукм аз ин қабил далели ин амр аст, ки мусулмон

[916] *Мунқатеъ* - буридашуда; аз мардум ҷудо.
[917] *Муқтанеъ* - қаноаткунанда, қонеъ.
[918] *Наҳй* - маън; боздоштан.





бояд дар иҷтимоъ ва миёни мардум зист кунад.

-Аммо муошират бо одамиён ва дар иҷтимоъ зистан даҳҳо зиён бар инсон ворид меоварад; ҳатто дини инсонро дар маърази нобудӣ қарор медиҳад.

-Бояд бо роҳзанони дин ҷангид.

*Ирқи*[919] *мардӣ он гаҳе пайдо шавад,*
*Ки мусофир ҳамраҳи аъдо*[920] *шавад.*

-Оре, агар нерӯву тавон бошад, бояд бо душман набард кард, дар ҳоле ки:

*Чун набошад қуввате, парҳез беҳ,*
*Дар фирори лоютоқ осон биҷеҳ.*[921]

-Дар кор бояд садоқату самимият бошад ва дар ин сурат дӯстони бисёре бо инсон ҳамроҳ мешаванд ва ӯро ёрӣ мерасонанд.

Ин гуфтугӯ чанде ба тӯл анҷомид ва суханони сайёдро паранда якояк посух дод. Дар ин миён нигоҳи паранда ба донаҳои гандуме, ки бар замин рехта буд, афтод. Пурсид: -Гандум моли кист?

Сайёд гуфт: -Амонати ятимест, ки васӣ надорад.

Паранда гуфт: -Ман дармондаву парешонҳолам ва бар инсони музтар мурдор ҳам ҳалол аст, чӣ расад ба моли ятим.

Инро гуфту ба ҳавои хӯрдани гандумҳо ба тарафи донаҳо рафт, аммо дар доми сайёд гирифтор омад. Тоза фаҳмид, чӣ фиребе хӯрдааст. Навҳаву зорӣ кард, ки суде набахшид.

*Гуфт он мурғ: -Ин сазои ӯ бувад,*
*Ки фусуни зоҳидонро бишнавад.*
*Гуфт зоҳид: -На, сазои он нашоф,*[922]
*Ки хӯрад моли ятимон аз газоф.*

[919] *Ирқ* - раги бадан.
[920] *Аъдо* - ҷамъи *адӯ*.
[921] Аз коре, ки тоқати онро надорӣ, ба осонӣ фирор кун.
[922] *Нашоф* - чунун ва девона.

Он мурғ боҳушу зирак буд, аммо шиками гурусна ва тамаъ чашми ақлу андешаи ӯро кӯр кард ва ӯро ба сӯи дона кашиду дар дом гирифтор кард.

## ДУЗДИ МЕШ ВА МАРДИ ТАМАЪКОР

Мард меши нари шохдори худро ба таноб баста буд ва ба дунболи худ мекашид. Дузд танобро бурид ва мешро рабуду бурд. Соҳиби меш вақте аз воқеа огоҳ шуд, ба ҷустуҷӯ пардохт, то дуздро биёбад. Саранҷом дуздро бар сари чоҳе ёфт.

Дузд, ки донист соҳиби меш ӯро ёфта, найранге зад, то аз дасти ӯ бигрезад. Фарёд баровард, ки: -Эй вой бар ман! Бечора шудам.

Соҳиби меш наздик омаду пурсид: -Чӣ шуд?

Дузд гуфт: -Ҳамёни тиллоям, ки сад динор дар он аст, дар чоҳ афтода ва наметавонам онро берун оварам. Агар онро бароям биёварӣ, даҳ динори онро ба ту медиҳам.

Соҳиби меш бо худ гуфт: -Меши ман беш аз як динор намеарзад, агар ҳамёни ӯро биёварам, соҳиби даҳ меш мешавам.

Ӯ аз андешаи меш фориғ шуд ва ба дунболи ҳамёни тилло рафт. Либосҳояшро кашид ва вориди чоҳ шуд. Дузд ҳам бедиранг либосҳои ӯро бардошту гурехт ва соҳиби меш илова бар меш либосҳояшро низ аз даст дод:

*Ҷомаро барканду андар чоҳ рафт,*
*Ҷомаҳоро бурд ҳам он дузд тафт.*[923]

Эй бародар, бояд дурандеш буд ва саранҷоми корро дид ва дар тасмим шитоб накард. Ва бидон, ки тамаъ ҳамеша чароғи ақлро хомӯш ва инсонро гирифтор месозад ва ҳақиқати амрро мепӯшонад:

[923] *Тафт* - тунду тез, бо шитоб.





*Ҳозиме бояд, ки раҳ то даҳ барад,*
*Ҳазм набвад, тамъи тоъун*[924] *оварад.*
*Ӯ яке дузд аст фитнасирате,*
*Чун хиёл ӯро ба ҳар дам сурате.*
*Кас надонад макри ӯ, илло Худо,*
*Дар Худо бигрезу вораҳ з-он даго.*[925]

## ОШИҚИ ХУФТА ВА ТАНБЕҲИ МАЪШУҚ

Дар рӯзгорони гузашта ошиқе буд, ки дерзамоне дар андешаи расидан ба маъшуқи моҳрӯи худ месӯхту месохт. Аз он ҷо, ки ҷӯянда саранҷом ёбанда аст, рӯзе маъшуқаш ба ӯ гуфт: -Имшаб дар фалон манзил биё, то нимаҳои шаб назди ту оям.

Ошиқ бо шунидани ин мужда аз шодӣ дар пӯст намеғунҷид. Ба шукронаи висоли ёр қурбонӣ кард ва нони садақа дод. Шаб ба умеди дидори ёр дар он ваъдагоҳ ба интизор нишаст. Наздики нимаҳои шаб буд, ки хоб бар ӯ ғолиб омад ва гӯшае афтод.

Маъшуқ ба он манзил омад ва чун дид ошиқ хобидааст, чанд чормағз бардошту дар ҷайби ӯ ниҳод ва манзилро тарк кард. Яъне, ту бачаӣ ва бояд чормағзбозӣ кунӣ, на ишқбозӣ:

*Ошиқи худро фитода, хуфта дид,*
*Андаке аз остини ӯ дарид.*
*Гирдаконе чандаш андар ҷайб кард,*
*Ки ту тифлӣ, гир ин, мебоз нард.*
*Чун саҳар аз хоб ошиқ barҷаҳид,*
*Остину гирдаконҳоро бидид.*
*Гуфт: -Шоҳи мо ҳама сидқу вафост,*
*Он чӣ бар мо мерасад, он ҳам зи мост.*

Эй бародар, ишқ ба ҳазрати Ҳақ, ки ҷамили мутлақ ва

[924] *Тоъун* - вараме, ки дар пистон, бағал, буни рон ва ё узви дигар пайдо шуда, онро фосид кунад.
[925] *Даго* - ҳилагар.

зебоии беҳамтост, бо худписандиву хоболудагӣ созгор нест. Онон, ки ошиқони ростини кӯйи Ӯянд, шабҳо то ба субҳ бедоранд ва дар сӯзу гудоз. Фиреби муддаиёни дурӯғгӯро нахӯр, ки ба газоф лофи ишқ мезананд ва ба ҳақиқат аз ишқ нишоне дар онон нест.

*Ишқу номус, эй бародар, рост нест,*
*Бар дари номус, эй ошиқ, маист,*
*Хобро бигзор имшаб, эй падар,*
*Як шабе бар кӯйи бехобон гузар.*
*Бингар инҳоро, ки Маҷнун гаштаанд,*
*Ҳамчу парвона ба васлат[926] куштаанд.*

## ИСТИҚОМАТИ БИЛОЛ ДАР РОҲИ ИСЛОМ

[Билол аз аҳолии Ҳабаша буд, ки падару модарашро ба асорат вориди ҷазиратуларабб карда буданд. Билол ғуломи Умайя ибни Халаф - душмани сарсахти Паёмбари гиромӣ саллаллоҳи алайҳи ва саллам буд. Ӯ, ки дасташ ба Паёмбар намерасид, барои интиқом ғуломи тозамусулмони худро ошкоро ва дар баробари чашмҳои тамошогарон шиканҷа медод. Ӯ Билолро дар гармтарин рӯзҳои Макка бо бадани бараҳна рӯи регҳои тасфон мехобонд ва санги бисёр бузург ва доғеро рӯи синаи ӯ мениҳод ва ба ӯ мегуфт: -Аз ту даст барнамедорам, то бар ҳамин ҳол ҷон бидиҳӣ ва ё аз эътиқод ба Муҳаммад баргардӣ ва Лоту Уззоро бипарастӣ.

Аммо Билол пойдорӣ мекард ва дар баробари он шиканҷаҳои ваҳшиёна танҳо калимае, ки бар забон меронд, «Аҳад» буд, яъне Худо яке аст.]

*Тан фидои хор мекард он Билол,*
*Хоҷааш мезад барои гӯшмол.*

[926] *Вуслат* - васл.





*Ки чаро ту ёди Аҳмад мекунӣ?*
*Бандаи бад, мункири дини манӣ?*
*Мезад андар офтобаш ӯ ба хор,*
*Ӯ «аҳад» мегуфт баҳри ифтихор.*

Ин вазъ ҳар рӯз идома дошт, то он ки рӯзе Абӯбакр аз он ҷо гузашт ва садои Билолро шунид, ки мегӯяд: «Аҳад». Вақте ҳамагон рафтанд ва Билол танҳо шуд, назди ӯ рафту гуфт: -Имони худро дар дил нигоҳ дор, аммо дар забон инкор кун, то раҳо шавӣ. Худо бар асрори дилҳо огоҳ аст.

Билол пазируфт ва аз рафтори пешини худ тавба кард.

Рӯзи баъд боз Абӯбакр аз он ҷо гузашт ва шунид, ки Билол ҳанӯз «Аҳад» мегӯяд ва амир низ ӯро шиканҷа медиҳад. Дигар бор Билолро панд дод ва Билол тавба кард, аммо дубора тавбаро шикаст:

*Боз пандаш дод, боз ӯ тавба кард,*
*Ишқ омад, тавбаи ӯро бих(в)ард.*
*Тавба кардан з-ин намат бисёр шуд,*
*Оқибат аз тавба ӯ безор шуд.*

Билол, ки аз тавбаҳояш безор шуда буд, натавонист имонашро бипӯшонад, пас ошкор кард ва тан ба бало супурду гуфт: -Эй Муҳаммад...

*Ишқ қаҳҳор асту ман маққурӣ[927] ишқ,*
*Чун шакар ширин шудам аз шӯри ишқ.*
*Барги коҳам пеши ту, эй тундбод!*
*Ман чӣ донам, ки куҷо хоҳам фитод?*
*Гар Ҳилолам, гар Билолам, медавам,*
*Муқтадии офтобат мешавам.*

Абӯбакр чун ин суханонро аз Билол шунид, аз панд додани ӯ мунсариф[928] шуд. Тасмим гирифт ӯро бихарад ва аз дасти Умайя бираҳонад. Умайя чун иштиёқи Абӯбакр дар харидани Билолро дид, бар баҳои ӯ афзуд

[927] *Мақҳур* - дучори қаҳру ғазаб; мағлуб, шикастхӯрда.
[928] *Мунсариф* - дур гардидан.

ва ӯро ба чандин баробари қимат фурӯхт. Ӯ гарчи гумон мекард, ки Билолро гарон фурӯхта, аммо муштарӣ медонист, ки баҳои ӯ ҳазорон ҳазор бештар аз он аст, ки пардохтааст.

## СИЛӢ ЗАДАНИ БЕМОР БАР ГАРДАНИ СӮФӢ

Марди беморе назди табиб рафт ва аз ӯ хост дармонаш кунад. Табиб пас аз муоинаи бемор дарёфт ӯ ба маразе мубталост, ки беҳбудӣ аз он муяссар нест ва дармону дору ҷуз озору азияти бештари бемор суде надорад. Ӯ барои ин ки бемор чанд рӯзи боқимонда аз умрашро ба ҳоли худ бошад ва дар андӯҳи бемориву андешаи марг ба сар набарад, маразе ӯро китмон[929] кард ва ба бемор гуфт: -Сабру парҳез барои ин беморӣ зиён дорад, ҳар чи дилат мехоҳад, анҷом деҳ:

*Гуфт:- Ҳар чӣ-т дил бихоҳад, он бикун,*
*То равад аз ҷисмат ин ранҷи куҳун.*
*Ҳар чӣ хоҳад хотири ту, во магир,*
*То нагардад сабру парҳезат заҳир.*[930]
*Сабру парҳез ин маразро дон зиён,*
*Ҳар чӣ хоҳад дил, дарораш дар миён.*

Бемор хушҳол шуд ва аз он ҷо барои тафарруҷу[931] тафреҳ ба соҳили ҷӯйборе рафт. Дид сӯфие канори ҷӯи об нишаста ва дасташро мешӯяд. Аз пушт гардани сӯфиро дид ва васваса шуд, ки як силии маҳкам бар он бинавозад. Ибтидо худдорӣ кард, аммо билофосила ба ёди гуфтаи табиб афтод, ки «ҳар чӣ дилат мехоҳад, анҷом деҳ». Пас ба тарафи сӯфӣ ҳаракат кард ва дасташро баланд карду маҳкам бар пушти гардани сӯфӣ зад. Садои тароқ[932] баланд шуд. Сӯфӣ ҷо хӯрд, вай

[929] *Китмон* - махфӣ доштан, пинҳон кардан.
[930] *Заҳир* - нола, зорӣ.
[931] *Тафарруҷ* - сайругашт, тамошо.
[932] *Тароқ* - овозе, ки аз шикастан ё афтодани чизе ба гӯш мерасад.





бечуну чаро яккаи[933] ӯро гирифт ва хост чанд мушт нисораш кунад. Чун дид марде ранҷуру заиф аст ва мумкин аст зарбаҳои мушти ӯ мӯҷиби маргаш шавад, аз ин рӯ ӯро назди қозӣ бурд, то ӯ ҳукм ба қасос кунад:

*Рафт сӯфӣ сӯйи он силизанаш,*
*Даст зад чун муддаӣ дар доманаш.*
*Андар овардаш бари қозӣ кашон,*
*К-ин хари идборро бар хар нишон.*[934]

Қозӣ нигоҳе ба муттаҳам кард ва дид марде ранҷуру логар аст. Пас рӯ ба сӯфӣ карду гуфт: -Чӣ ҷои қасосу интиқом аст? Ин мард мисли мурда аст, ҳукми шаръ дар бораи зиндаҳо ҷорӣ мешавад, на мурдаҳо:

*Гуфт қозӣ: -Ман қазодори ҳайам,*[935]
*Ҳокими асҳоби гӯристон кayам?*
*Гуфт сӯфӣ: -Пас раво дорӣ, ки ӯ*
*Силиям зад бе қасосу бе тасӯ?*[936]

Қозӣ ба сӯфӣ гуфт: -Чӣ қадар пул ҳамроҳ дорӣ?

Сӯфӣ гуфт: -Дороиям шаш дирҳам аст.

Қозӣ гуфт: -Се дирҳамро бо худ нигаҳ дор ва се дирҳами дигарро ба ин мард бидеҳ.

Марди бемор бо худ гуфт: -Аҷаб! Қасосам, ки накарданд ҳеҷ, се дирҳам низ гирам омад. Чӣ силии бобаракате.

Дар ин миён ногаҳон нигоҳаш ба пушти гардани қозӣ афтод. Дид ба маротиб беҳтар аз пушти гардани сӯфӣ аст; пас наздики қозӣ рафт ва як силии ҷонона бар гарданаш навохт. Қозӣ сахт асабонӣ шуд. Аммо сӯфӣ фурсатро музтанам шумурду гуфт: -Бешак, ҳукме, ки дар ҳаққи ман кардӣ, одилона буд, ҳамон ҳукм дар мавриди худат низ иҷро кун:

[933] *Якқа* - ҷома.
[934] Яъне ин хари бадбахтро бар хари муҷозот биншон.
[935] *Ҳай* - зинда.
[936] *Тасӯ* - пули андак.

*Он чӣ напсандӣ ба худ, эй шайхи дин,*
*Чун писандӣ бар databases бародар, эй амин?*
*Ин надонӣ, ки пайи ман чаҳ канӣ,*
*Ҳам дар он чаҳ оқибат худ афканӣ?*
*Ту бад-он буз монӣ, эй маҷҳули*[937] *дод,*
*Ки нажоди гургро ӯ шир дод.*

Эй бародар, чоҳ макан баҳри касе, аввал худат, дуввум касе. Гӯ ин, ки подоши хубиҳову кайфари бадиҳо рӯзи қиёмат дода мешавад; инро ҳам бояд донист, ки дар ҳамин дунё низ бозтоби аъмоли одамӣ бад-ӯ мерасад. Ва низ бояд бидонем, ки раҳм овардан бар бадон, ситам аст бар некон. Тараҳҳум бар паланги тездандон, ситамгорӣ бувад бар гӯсфандон.

## ПУРСИШИ ОРИФ АЗ КАШИШ

Рӯзе орифи мусулмон аз кашиши масеҳӣ пурсид: -Эй хоҷа, ту куҳансолтарӣ ё риши ту?

Кашиш гуфт: -Ман мусинтарам, чун пеш аз риш ба дунё омадаам.

Ориф гуфт: -Пас чӣ гуна аст, ки риши ту аз сиёҳӣ ба сафедӣ гароида, ҳол он ки хулқу хӯйи зишти ту хуб нашуда ва ҳоли ту ҳеҷ бехбуд наёфтааст? Риши ту бар ту пешӣ гирифт. Ту рангатро тағйир надодӣ, аммо ранги риши ту тағйир ёфт.

*Орифе пурсид аз он пири кашиш,*
*Ки: -Туӣ хоҷа, мусинтар*[938] *ё ки риш?*
*Гуфт: -На, ман пеш аз ӯ зойидаам,*
*Бе зи рише, бас ҷаҳонро дидаам.*
*Гуфт: -Ришат шуд сапед, аз ҳол гашт,*
*Хӯйи зишти ту нагардидаст вашт.*[939]

---

[937] *Маҷҳул* - номаълум, ношинос.
[938] *Мусин* - солхӯрда, куҳансол; пир.
[939] *Вашт* - хуб, хуш.





*Ту бар он ранге, ки аввал зодаӣ,*
*Як қадам з-он пештар наннҳодаӣ.*

## СУЛТОН МАҲМУД ВА ҒУЛОМИ ҲИНДӢ

Султон Маҳмуд ба Ҳинд лашкар кашид ва саранҷом пирӯз шуд. Аз ҷумлаи чизҳое, ки аз он сарзамин ба ғанимат овард, як ғулом буд. Ӯ он ғуломро ҷонишини худ карду бар тахт нишонд ва солори лашкар карду фарзанди худ хонд. Он кӯдак бар фарози тахти заррин канори султон Маҳмуд нишаста буд, аммо бо сӯзу нола мегиристу ашк мерехт:

*Гиря кардӣ, ашк мерондӣ ба сӯз,*
*Гуфт шаҳ ӯро, ки: -Эй пирӯзрӯз,*
*Аз чӣ гирйӣ? Давлатат шуд ногувор?*
*Фавқи амлокӣ, қарини шаҳриёр.*

Кӯдак гуфт: -Сабаби гиряам он аст, ки вақте дар диёри худ будам, модарам ҳамвора маро аз ту метарсонд ва вақте мехост нафринам кунад, мегуфт: «Илоҳӣ ба дасти султон Маҳмуд бияфтӣ». Он гоҳ падарам ба модарам гуфт: «Ин чӣ нафрини сахтест».

*Пас падар мар модарамро дар ҷавоб,*
*Ҷанг кардӣ, к-ин чӣ хашм асту азоб?*
*Менаёбӣ ҳеч нафрине дигар,*
*З-инчунин нафрини мӯҳлик*[940] *саҳлтар?*

Ман ҳамеша аз ту бимнок будам. Дар ҳоле, ки акнун мебинам, ҷуз лутфу муҳаббату меҳрубонӣ чизе аз ту ба ман намерасад.

*Ман ҳамеларзидаме аз бими ту,*
*Ғофил аз икрому аз таъзими ту.*

Султон Маҳмуд рамзи фақру тангдастист ва модар рамзи нафси бадфармост. Ва он кӯдак ҳам ту ҳастӣ, ки

---

[940] *Мӯҳлик* - хатарнок; ҳалокатовар.

*Пас камони сахт овард он фато,*[947]
*Тир парронид дар саҳни фазо.*
*З-ӯ табар оварду бел ӯ шоди шод,*
*Канд он мавзеъ, ки тираш уфтод.*

Ҷавон ба тарафи маҳалле, ки дар ганҷнома мушаххас шуда буд, рафт ва дар ҳамон нуқта истод. Рӯ ба қиблаву пушт ба қубба кард ва тир дар камон ниҳод ва рӯ ба осмон ва бо қудрат онро раҳо кард. Сипас ба ҷое, ки тир дар он афтод, рафт. Ӯ ҳар чӣ заминро ковид, чизе наёфт. Ӯ чандин бор ин корро такрор кард. Тирҳо раҳо кард ва заминҳоро ковид. Аммо аз ганҷ ҳеҷ нишоне наёфт:

*Ҳамчунин ҳар рӯз тир андохтӣ,*
*Лек ҷойи ганҷро нашнохтӣ.*
*Чунки инро пеша кард ӯ бардавом,*
*Фуҷфуҷе дар шаҳр афтоду авом.*

Хабар ба гӯши султон расид. Шоҳ ганҷномаро аз ҷавон гирифт ва тирандозон ба фармонаш беш аз шаш моҳ ба ҳамон равиш тир андохтанду заминро канданд, аммо чизе наёфтанд. Охири кор султон навмед шуд ва ганҷномаро ба фақир бозгардонд.

Ин бор ҷавони фақир рӯ ба даргоҳи Ҳақ овард ва аз остонаш хост, то рози ин ганҷро барои ӯ во намояд. Шабҳангом нидое аз ғайб ба гӯшаш расид, ки: -Мо ба ту гуфтем, тирро дар камон бигзор, ҳар ҷо афтод, ганҷ ҳамон ҷост. Мо кай гуфтем зеҳкамонро бикаш ва тирро ба фазо партоб кун? Кашидани камон фузулӣ[948] буд. Тирро дар камон қарор бидеҳ, аммо камонро накаш ва бигзор, то он тир аз камон фурӯ афтад. Ҳамон ҷо, ки тир меафтад, заминро биков, ки ганҷи мавриди назари ту ҳамон ҷост.

*К-ӯ бигуфтат: -Дар камон тире бинеҳ,*
*Кай бигуфтандат, ки андаркаш ту зеҳ?*

[947]*Фато* - ҷавон, ҷавонмард.
[948]*Фузулӣ* - бехуда.





*Ӯ нагуфтат, ки камонро сахт каш,*
*-Дар камон неҳ, -гуфт ӯ, -неҳ, пур кунаш.*

Эй бародар, ганҷи ҳақиқат аз толиби соҳибдавлат дур ...ст. Касе, ки дар ҷустуҷӯи ганҷ худро ба роҳҳои дур ...кашад, соҳиби он давлат нест; ва аз ин рӯ, аз расидан ... он ноком мемонад. Онон, ки бо боли андешаи худ ва ... иттикои[949] истидлолҳои[950] фалсафиву ақлӣ мехоҳанд ... ба сӯи кӯи Дӯст бубаранд ва ба сарманзили мақсуд ...расанд, тири худро ба дурдаст афкандаанд ва аз ганҷ ...р мондаанд:

*Эй камону тирҳо барсохта,*
*Сайд наздику ту дур андохта.*
*Ҳар кӣ дурандозтар, ӯ дуртар*
*В-аз чунин ганҷ аст ӯ маҳҷуртар.*
*Фалсафӣ худро аз андеша бикушт,*
*Гӯ: «Бидав», к-ӯрост сӯйи ганҷ пушт.*
*Гӯ: «Бидав» чандон, ки афзун медавад,*
*Аз муроди дил ҷудотар мешавад.*
*Хешро урён кун аз фазлу фузул,*
*То кунад раҳмат ба ту ҳар дам нузул.*

## АБУЛҲАСАНИ ХАРАҚОНӢ ВА ЗАНИ НОБОБИ Ӯ

[Абулҳасани Харақонӣ аз урафои маъруфи нимаи ...дуюми қарни чаҳорум ва аввали қарни панҷум аст. Дар ...бораи ӯ гуфтаанд, ки хондану навиштан намедонистааст.]

Ҷавони дилсӯхтае, ки овозаи шайхи Харақониро ...шунида буд, аз шаҳри Толиқон ба қасди дидори шайх ...ҳаракат кард. Роҳи дарозеро тай кард. Кӯҳҳоро пушти ...р ниҳод ва саҳроҳои гарму сӯзонеро дарнавардид.

[949]*Иттико* - такя.
[950]*Истидлол* - далел, бурҳон.

Сахтиҳо диду ранҷҳо кашид фақат ба ишқи дидори шайх. Саранҷом ба шаҳри шайх мерасад.

Нишонии хонаи шайхро гирифт ва якрост ба манзили ӯ рафт. Дарро кӯфт. Ҳамсари шайх аз дари хона сар беруноварду гуфт: -Чӣ мехоҳӣ?

Ҷавон гуфт: -Ба қасди зиёрати шайх омадаам.

Зан то инро шунид, қаҳқаҳае заду ҷавонро ба боди сахрийя[951] гирифт, ки магар дар шаҳру кошонаи худ кору боре надоштӣ, ки беҳуда барои дидани як марди бекора ин ҷо омадӣ:

*Хандае зад зан, ки хиҳ-хиҳ! Риш бин,*
*Ин сафаргириву ин ташвиш бин.*
*Худ туро коре набуд он ҷойгоҳ?*
*Ки ба беҳуда кунӣ ин азми роҳ.*
*Гуфт нофарҷому фаҳшу дамдама,*
*Ман натонам боз гуфтан он ҳама.*
*Аз масал в-аз ришханди беҳисеб,*
*Он мурид афтод аз гам дар нишеб.*

Бо шунидани ин носазоҳо аз ҳамсари шайх ранҷи сафар бар тани ҷавон сангинӣ кард ва сахт гамгин шуд. Ашк дар чашмонаш ҷорӣ шуд ва гуфт: -Бо ин ҳама бигӯ, он шайх куҷост? Зан...

*Гуфт: -Он солуси зарроқи[952] тиҳӣ,*
*Доми гӯлону каманди гумраҳӣ.*
*Садҳазорон хомришон ҳамчу ту,*
*Уфтода аз вай андар сад уту.[953]*

Гуфт: -Он марди риёкор, он ҳилагари тӯхолӣ, он дами аҳмақон, он каманди гумроҳӣ сад ҳазорон аҳмақ монанди туро фиреб дода ва дар сад нофармонии гуноҳ андохтааст. Ба салоҳи туст, ки ӯро набиниву бозгардӣ.

Ҷавон аз зани шайх ҷуз носазо дар ҳаққи ӯ нашунид.

[951]*Сахрийя* - сангистон.
[952]*Зарроқ* - маккор, риёкор.
[953]*Уту* - саркашӣ.





...чоро тарк гуфт ва нишонии шайхро аз мардуми шаҳр ...рифт. Донист, ки ӯ барои ҷамъоварии ҳезум ба беша ...фтааст. Фавран ба самти беша ҳаракат кард. Дар роҳ ...худ мегуфт:

*К-инчунин занро чаро ин шайхи дин,*
*Дорад андар хона ёру ҳамнишин?*

Аммо фавран бар худ ниҳеб[954] мезад, ки ман ҳаққи ...тироз бар шайх надорам. Чӣ кунад, ки ин андеша ...хояш намекард:

*Ки чӣ нисбат девро бо Ҷабраил?*
*Ки бувад бо ӯ ба сӯҳбат ҳам мақил.[955]*
*Чун тавонад сохт бо Озар Халил,*
*Чун тавонад сохт бо раҳзан далел?*

Ҷавон дар ин андеша буд, ки ногаҳон шайхи савор бар ...ер дар баробараш зоҳир шуд. Манзараи аҷибе буд. ...Шери нари тавонманду гуррандае ҳезуми шайхро ҳамл ...екард ва шайх худ бар болои ҳезумҳо нишаста, шер ...ронд.

Ҳамаи мардони Худо бар шери нафси аммора[956] ...аворанд:

*Ту яқин медон, ки ҳар шайхе, ки ҳаст,*
*Ҳам саворӣ мекунад бар шери маст.*

Тозиёнаи шайх низ мори бузурге буд, ки онро монанди ...аллоқ ба даст гирифта буд. Шайх то ҷавонро дид, ...абханде зад ва андешаашро хонду гуфт: -Ба ҳарфи ...шайтон гӯш мадеҳ. Ман аз рӯи ҳаво, балки ба хотири ...ризои Худо бо он зан сохтаам ва дар канори ӯ мондаам. ...Агар сабурии ман бо он зан набуд, ҳаргиз шери нар роми ...ман намешуд:

*К-он таҳаммул аз ҳавои нафс нест,*
*Он хиёли нафси туст, он ҷо маист,*

[954]*Ниҳеб* - ҳайрат, тарсу бим.
[955]*Мақил* - нимрӯз хуфтан ва чоштгоҳ шароб хӯрдан.
[956]*Нафси аммора* - хоҳиш ва тақозои табиати инсон ба лаззатҳои нафсонӣ.

*Гар на сабрам мекашидӣ бори зан,*
*Кай кашидӣ шери нав бегори ман?*
*Нози он аблаҳ кашему сад чу ӯ,*
*На зи ишқи рангу на савдои бӯ.*
*Чун бисозӣ бо хасии ин хасон,*
*Гардӣ андар нури суннатҳо расон.*
*К-анбиё ранҷи хасон бас дидаанд,*
*Аз чунин морон басе печидаанд.*

[Достони дидори мурид бо шайхи Харақон ин нуктаро дар бар дорад, ки бо рафиқи бадтинат бояд сохт ва мард то бори иёл накашад ва тундхӯйиву бадхулқии ӯро таҳаммул накунад, ба мартабаи камол намерасад. Ин достон ҳамчунин меомӯзад, ки аҳволи авлиёи Ҳақ мумкин аст ҳатто аз наздиктарини наздиконашон низ мастур бимонад.]

## СЕ МУСОФИР ВА ҲАЛВОИ ШИРИН

*Як ҳикоят бишнав ин ҷо, эй писар,*
*То нагардӣ мумтаҳан[957] андар ҳунар.*
*Он ҷуҳуду мӯъмину тарсо магар,*
*Ҳамраҳӣ карданд бо ҳам дар сафар.*
*Бо ду гумраҳ ҳамраҳ омад мӯъмине,*
*Чун хирад бо нафсу бо оҳармине.*

Се мусофир - як мусулмон, як яҳудӣ ва як масеҳӣ шабҳангом дар корвонсаро манзил мекунанд. Ҳаво сард шуда ва барфи фаровоне борида буд ва мусофирон маҷбур буданд муддате дар корвонсаро бимонанд, то роҳ боз шавад.

Шахси накӯкоре чун донист он мусофирон гуруснаанд ва чизе барои хӯрдан надоранд, ҳалвоеро ба эшон ҳадя дод. Мусофири мусулмон гуруснатар буд ва мехост ҳамон шаб ҳалво хӯрда шавад, аммо ду мусофири дигар

[957]*Мумтаҳан* - дучори сахтӣ ва бало; имтиҳон кардашуда.





пофишорӣ карданд, ки сабр мекунем ва ҳалворо фардо субҳ мехӯрем; ҳатто бо пешниҳоди тақсим кардани ҳалво ва ин ки ҳар кас бо саҳми худаш ҳар чӣ мехоҳад бикунад, мувофиқат накарданд. Он ду алайҳи мусофири мусулмон муттаҳид буданд ва ӯ чорае чуз таслим надошт:

*Буд мағлуб ӯ ба таслиму ризо,*
*Гуфт: -Самъан тоъатун, асҳобуно!*
*Пас бихуфтанд он шабу бархостанд,*
*Бомдодон хешро оростанд.*
*Рӯй шустанду даҳону ҳар яке*
*Дошт андар вирд роҳу маслаке.*

Он гоҳ яке аз онон гуфт: -Ҳар кас хоберо, ки шаб дида, бозгӯяд. Ҳар кӣ хоби беҳтаре дида буд, ҳалво барои ӯ бошад:

*Ҳар кӣ хобаш беҳтар, инро ӯ х(в)арад,*
*Қисми ҳар мафзулро[958] афзал барад.*
*Он, ки андар ақл болотар равад,*
*Хӯрдани ӯ хӯрдани ҷумла бувад.*

Ибтидо марди яҳудӣ хоби худро бозгуфт: -Мӯсоро дидам. Ба дунболи ӯ то кӯҳи Тур рафтам. Ҳар се (ман, Мӯсо ва кӯҳи Тур) ғарқ дар нур шудем. Аз тобиши хуршед таҷаллии ҳар се соя аз миён рафт.

Яҳудӣ ба тафсил аз мукошафати[959] ирфонии худ дар кӯҳи Тур ва ҳамроҳии Мӯсо сухан гуфт.

Пас аз он марди масеҳӣ ба сухан омаду гуфт: -Дар хоб Масеҳро дидам:

*Ман шудам бо ӯ ба чоруми осмон,*
*Марказу масвои[960] хуршеди ҷаҳон.*
*Худ аҷабҳои қилоъи[961] осмон,*
*Нисбаташ набвад ба оёти ҷаҳон.*

[958]*Мафзул* - фазилат додашуда.
[959]*Мукошафат* - ошкор шудани асрори ғайби; зуҳури асрор.
[960]*Масво* - ҷойгоҳ; маскан.
[961]*Қилоъ* - қалъаҳо.

Навбат ба мусулмон расид. Ӯ бо ҳолати тамасхуромезе, ки ҳокӣ аз огоҳӣ ба дурӯғи он ду буд, гуфт: -Дар хоб Муҳаммад салаллоҳи алайҳи ва салламро дидам.

*Пас маро гуфт: -Он яке бар Тур тохт,*
*Бо Калими ҳаққу нарди ишқ бохт.*
*В-он дигарро Исии соҳибқирон,*
*Бурд бар авҷи чаҳорум осмон.*

Он ду ба авҷи афлок расиданд ва ту ақиб афтодӣ. Эй вомонда, бархез ҳамон ҳалворо бихӯр, ки лоақал шикамат сер шавад. Ман ҳам бархостам ва он ҳалворо хӯрдам.

Вақте ҳамсафарони дурӯғпардоз дарёфтанд, ки марди мусулмон нимашаб бархостааст ва ҳалворо якҷо хӯрдааст, тасдиқ карданд, ки хоби ӯ, ба ҳар ҳол, аз хоби онҳо бартар будааст; зеро ки он на хоб, балки бедории воқеӣ будааст:

*Пас бигуфтандаш, ки валлаҳ, хоби рост,*
*Ту бидидӣ в-ин беҳ аз сад хоби мост.*
*Хоби ту бедорӣ аст, эй бӯбатар,[962]*
*Ки ба бедорӣ аён асташ асар.*

## ШУТУР, ГӮСФАНД, ГОВ ВА ДАСТАИ АЛАФ

Шутур, гов ва гӯсфанде бо ҳам мерафтанд. Бар сари роҳ дастае алаф ёфтанд. Гӯсфанд гуфт: -Агар ин алафро миёни худ тақсим кунем, ҳеҷ як аз мо сер нахоҳад шуд. Беҳтар аст ин алафро фақат яке аз мо бихӯрад, то лоақал як шикам сер шавад. Аз ҳама сазовортар ҳам касест, ки аз дигарон куҳансолтар бошад.

Раъйи гӯсфандро писандиданд. Пас ҳар як ба баёни таърихи ҳаёти худ пардохт. Гӯсфанд гуфт: -Дар он рӯзгорони дур чарогоҳи ман бо чарогоҳи гӯсфанде, ки

[962]*Эй бӯбатар* - эй марди шодоб.





ҳазрати Иброҳим ба ҷои Исмоил қурбонӣ кард, яке буд.

Гов гуфт: -Ман аз ту пиртарам, зеро ҷуфти он гове ҳастам, ки Одам бо он зироат мекард.

Шутур чун ин суханони аҷибро аз гову гӯсфанд шунид, фавран сар фурӯд овард ва дастаи алафро бардошту гуфт:

*Ки маро худ ҳоҷати торих нест,*
*К-инчунин ҷисмеву олӣ гарданест.*
*Худ ҳама кас донад, эй ҷони падар,*
*Ки набошам аз шумо ман хурдтар.*
*Донад инро, ҳар кӣ з-асҳоби нӯҳост,[963]*
*Ки ниҳоди ман фузунтар аз шумост.*

## АМИРИ ТИРМИЗ ВА ДАЛҚАКИ НОДОН

Солҳо пеш дар Тирмиз подшоҳе сайид мезист, ки далқаки[964] латифапардозе дошт. Сайидро дар Самарқанд кори муҳиме пеш омад ва дар пайи пайке мегашт, ки битавонад панҷрӯза аз он ҷо барояш хабаре биёварад, подшоҳ ҳам дар баробар подоши хубе ба ӯ бидиҳад.

Дар ин ҳангом далқак дар деҳ буд. Хабарро шунид, савор шуд ва то Тирмиз тохт. Чунон бо шитоб назди шоҳ омад, ки ду асп дар миёни роҳ талаф шуданд. Саранҷом ба шаҳр расид. Бевақт буд. Бо ин ҳама бидуни он, ки гарди сафар бияфшонад, назди шоҳ омад. Ҳама ҳаросон шуданд, ки далқак бо ин шитоб чӣ чизе барои шоҳ овардааст; накунад душман дар фикри ҳамла бошад. Ё сипоҳӣ ба наздики шаҳр расида бошад?

*Ҷамъ гашта бар сарои шоҳ халқ,*
*То чаро омад чунин иштоб далқ?*
*Роҳ ҷусту роҳ додаш шоҳ зуд,*
*Чун замин бӯсид, гуфташ: -Ҳай, чӣ буд?*

[963]*Нӯҳо* - хирад.
[964] *Далқак* - номи масхара.

*Ҳар кӣ мепурсид ҳоле з-он туруш,*
*Даст бар лаб мениҳод ӯ, ки хамӯш!*
*Кард ишорат далқ, к: -Эй шоҳи карам,*
*Як даме бигзор, то ман дам занам.*

Далқак баски бо шитоб ба даргоҳи шоҳ омада буд, чунон нафас-нафас мезад, ки наметавонист сухан бигӯяд. Бо ишора аз шоҳ хост лахте диранг кунад, то ҳолаш ҷо ба ҷо биёяд ва битавонад ҳарф бизанад. Ҳама нигарону музтариб буданд. Саранҷом далқак ба сухан омад. Гуфт: -Эй шоҳи азиз,дар деҳ будам. Шунидам, ки шумо пайке мехоҳед серӯза (дар ҳоле ки шоҳ гуфта буд панҷрӯза) ба Самарқанд биравад ва хабаре аз он ҷо биёварад.

*Ман шитобидам бари ту, баҳри он,*
*То бигӯям, ки надорам он тавон.*
*Инчунин чустӣ наёяд аз чу ман,*
*Боре ин уммедро бар ман матан.*

Далқаки нодон ҳамаи ҳамму[965] талоши худро масруфи он дошт, ки аҷзу нотавонии худро ба иттилои шоҳ бирасонад. Шоҳ барошуфт ва ӯро дар зиндон маҳбус кард.

Эй бародар, ҷоҳилони мункир, ки аз расидан ба ҳақиқат оҷизу нотавонанд, низ бо ҳаяҷону талош умре мекӯшанд, ки нотавонии хешро ба исбот расонанд.

## ДӮСТИИ МУШ БО ҚУРБОҚА

Дар беша муше бо қурбоқаи бовафое ошно мешавад ва пайванди дӯстӣ миёнашон барқарор мегардад. Ҳар рӯз субҳ дар вақти муайян ба гӯшае гирд меомаданд ва бо ҳам самимона ба дарди дил менишастанд. Муши мағрур чун бо он қурбоқаи хушҳол ҳамнишин мешуд, қиссаҳои дароз ба ёдаш меомад ва барои ӯ бозмегуфт.

Рӯзе муш ба қурбоқа мегӯяд: -Баъзе вақтҳо мехоҳам туро бубинам ва розе бароят бозгӯям; аммо ту дар миёни

[965] *Ҳамм* - қасд ва оҳанг.





об ҳастӣ ва дасти ман ба ту намерасад ва ҳар чи фарёд мекашам, садоямро намешунавӣ. Ман бидуни дидори ту лаҳзае ором надорам.

Муш ва қурбоқа муддате бо ҳам машварат карданд, то саранҷом ба ин натиҷа расиданд:

*Ки ба даст оранд як ришта(й) дароз,*
*То зи ҷазби ришта гардад кашф роз.*
*Як саре бар пойи ин банда(й) дутӯ,*
*Баст бояд, дигараш бар пойи ту.*
*То ба ҳам оем з-ин фан мо ду тан,*
*Андаромезем чун ҷон бо бадан.*

Ресмоне фароҳам оварданд ва як сарашро ба пои муш ва сари дигарашро ба пои қурбоқа бастанд, то ҳар гоҳ бихоҳанд, якдигарро биёбанд.

Қурбоқа дар оғоз аз ин пешниҳод андешанок буд ва бо худ мегуфт: -Муш мехоҳад маро ба банд бикашад; аммо саранҷом бад-он ризоят дод.

Дар ивaз муш хушҳолу хурсанд буд ва бо худ мегуфт: -Саранҷом тавонистам сари наҳро ба даст оварам ва зимоми қурбоққаро дар даст гирам ва ҳар гоҳ бихоҳам ӯро назди худ ҳозир меоварам.

Чанде нагузашт, ки калоғе[966] ба шикори муш омад ва ӯро аз замин рабуд. Муш ба парвоз даромад ва ҳамроҳи ӯ қурбоқа низ аз миёни об берун шуд ва дар ҳаво овезон гашт. Мардум дар шигифт монданд, ки калоғ чӣ гуна тавонист қурбоққаро аз миёни об шикор кунад?

Қурбоқа зору низор мегуфт: -Ин аст сазои касе, ки бо фурӯмоя ҳамнишин шавад:

*Ҷагз[967] гуфто: -Ин сазои он касе,*
*К-ӯ чу беобон[968] шавад ҷуфти хасе.*
*Эй фиғон аз ёри ноҷинс, эй фиғон,*
*Ҳамнишини нек ҷӯед, эй меҳон!*

[966] *Калоғ* - зоғи ало, калзоғ.
[967] *Ҷагз* - қурбоқа.
[968] *Беоб* - беобрӯ.

Достони дӯстии мушу қурбоққа достони ҳамнишинии нафсу ақл ё тану рӯҳ аст. Нафс ақлро ва тан рӯҳро асири худ карда ва ба банд кашида ва ҳар ҷо бихоҳад, мебарад. Ин аст достони асирони ҳавову ҳавас ва ононе, ки дар банди лаззатҳои моддианд:

*Ақлро афғон зи нафси пуръуюб,*
*Ҳамчу бинии баде бар рӯйи хуб.*
*Ақл мегуфташ, ки ҷинсият яқин*
*Аз раҳи маънист, не аз обу тин.*
*Ҷон чу мӯру тан чу дона(й) гандуме,*
*Мекашонад сӯ ба сӯяш ҳар даме.*

## СИЛИИ НАҚД АЗ АТОИ НАСЯ БЕҲ

Марди тавонгару бахшандае ба дарвеши фақир гуфт: -Эй бародар, оё мехоҳӣ, ки имрӯз як дирҳам ба ту бидиҳам ё он ки сабр мекунӣ, то фардо зӯҳр се дирҳам ба ту бидиҳам?

Дарвеш гуфт: -Агар дирӯз ним дирҳам медодӣ, розии ту будам, то имрӯз як дирҳам ё фардо сад дирҳам бидиҳӣ:

*Гуфт: -Дӣ ними дирам розитарам,*
*З-он ки имрӯз ину фардо сад дирам.*
*Силии нақд аз атои нася беҳ,*
*Нак қафо пешат кашидам, нақд деҳ.*

Эй бародар, ту низ ҳушёр бош ва қадри ҳангомаҳоеро, ки дар он ҳастӣ, бидон ва акнунатро ғанимат шумор ва кори имрӯзро ба фардо насупор:

*Ҳин, биё, эй ҷони ҷону сад ҷаҳон,*
*Хуш ғанимат дор нақди ин замон.*

## СУЛТОН МАҲМУД ВА ДУЗДОНИ ШАБ

Як шаб, ки султон Маҳмуд ба танҳоӣ ва ба таври ношинос барои огоҳӣ аз умур дар шаҳр мегашт, ба гурӯҳе аз дуздон бархурд мекунад. Дуздон ба ӯ мегуфтанд: -Эй





мард, ту кистӣ?

Султон посух дод: -Яке аз шумоҳо ҳастам.

Аз он миён яке гуфт: -Ҳар кас бояд ҳунари худро бигӯяд, то дар мавқеи лузум он кор ба кор бандем.

Аввалӣ гуфт: -Ҳунари ман дар гӯшҳоям аст. Агар саг ав-ав кунад, медонам чӣ мегӯяд.

Дуввумӣ гуфт: -Тамоми ҳунари ман дар чашми ман аст:

*Ҳар киро шаб бинам андар қирвон,*[969]
*Рӯз бишносам ман ӯро бегумон.*

Севвумӣ гуфт: -Ҳунари ман дар бозувони ман аст. Бо зӯри бозу метавонам заминро сӯрох кунам.

Чаҳорумӣ гуфт: -Ҳунари ман дар бинии ман аст. Ман метавонам бӯи хокҳоро ташхис диҳам.

*Ҳамчу Маҷнун бӯ кунам ман хокро,*
*Хоки Лайлиро биёбам бехато.*
*Бӯ кунам, донам зи ҳар пароҳане*
*Гар бувад Юсуф ва ё аҳримане.*

Панҷумӣ гуфт: -Ҳунари ман дар панҷаи ман аст. Метавонам каманде ба баландии кӯҳ биандозам.

Навбат ба султон Маҳмуд расид. Ӯ гуфт: -Ҳунарам дар риши ман аст. Агар онро биҷунбонам, гуноҳкорон аз кайфар халос мешаванд:

*Муҷримонро чун ба ҷаллодон диҳанд,*
*Чун биҷунбад риши ман, эшон раҳанд.*
*Чун биҷунбонам ба раҳмат ришро,*
*Тай кунанд он қатлу он ташвишро.*

Дигар дуздон гуфтанд: -Ҳунари ту бештар аз ҳама ба кор меояд; аз ин рӯ, ту раҳбару раиси мо хоҳӣ буд.

Он гоҳ ҳама ба сӯи қасри шоҳ ҳаракат карданд. Саге ав-ав кард. Дузди ошно ба садоҳо гуфт: -Мегӯяд, ки шоҳ ҳамроҳи шумост.

Дузди камандандоз каманд андохт ва ҳама ба он

---

[969] *Қирвон* - шакли арабшудаи *корвон*.

тарафи девор баланд рафтанд. Бӯшинос заминро бӯ карду гуфт: -Хоки хазинаи подшоҳ аст.

Дузди нақбзан сӯрохе канд ва ба хазина расид. Ҳар як аз дуздон аз хазина чизе бардоштанд. Шоҳ миёни онон буд ва ҳама чизро нигоҳ мекард. Қиёфаву ном ва панохгоҳи ҳамаи ононро дошт. Пас худро аз онон пинҳон карду баргашт. Субҳ фармон дод, то ҳамаи он дуздонро дастгир карданд ва ба қаср оварданд.

Дар миёни дуздон он, ки биноиаш бисёр тез буд ва дар шаб ҳар киро медид, мешинохт, то шоҳро дид, бозшинохту гуфт: -Ин ҳамон касест, ки дишаб ҳамроҳи мо буд ва мегуфт: -Ҳунарам он аст, ки агар рише биҷунбонам, аз дасти ҷаллод раҳо мешавед:

*Он, ки чандин хосият дар риши ӯст,*
*Ин гирифти мо ҳам аз тафтиши ӯст.*

Чашмони тезбини ӯ шоҳро шинохт ва гуфт: -Ман раҳоии пайравони худро аз ӯ хоҳам хост.

Он гоҳ рӯ ба шоҳ карду гуфт: -Эй шоҳ, мо ҳунарҳои худро ба кор бастем, аммо суде набурдем. Инак, навбати туст, ки ҳунари худро ба кор бандӣ, рише биҷунбонӣ ва моро бираҳонӣ:

*Рӯ ба шаҳ овард чун ташна ба абр,*
*Он, ки буд андар шаби қадр они бадр.*
*Гуфт: -Мо гаштем чун ҷонбанди тин,*
*Офтоби ҷон туӣ дар явми дин.*
*Вақти он шуд, эй шаҳи мактумсайр,*[970]
*К-аз карам рише биҷунбонӣ ба хайр.*
*Ҳар яке хосияти худро намуд,*
*Он ҳунарҳо, ҷумла бадбахтӣ фузуд.*

Ҳунарҳои ҳеҷ яке аз онон суде набахшид, ҷуз ҳунари касе, ки чашми бино дошт. Он рӯз шоҳ аз чашми ӯ шарм кард ва саранҷом риш ҷунбонду ононро раҳо кард:

[970] *Мактум* - пӯшида; киноя аз роз.





*Он ҳунарҳо ҷумла гули роҳ буд,*
*Ғайри чашме, к-ӯ зи шаҳ огоҳ буд.*
*Шоҳро шарм аз вай омад рӯзи бор,*
*Ки ба шаб бар рӯйи шаҳ будаш назор.*

Эй бародар, шафеъи уммат дар даргоҳи Ҳақ ононанд, ки чашми бинояшон бар ҷамоли Дӯст дӯхтааст ва аз миёни ҳамаи мазоҳир[971] ӯро мебинанд. Паёмбари гиромӣ салаллоҳу алайҳи ва саллам чун ҷуз Ҳақ намедид, уммати хешро аз азоб мераҳонд:

*З-он Муҳаммад шофеъи ҳар доғ буд,*
*Ки зи ҷуз Ҳақ чашми уммо зоғ буд.*
*Дар шаби дунё, ки маҳҷуб асту шед,*
*Нозири Ҳақ буду з-Ӯ будаш умед.*

## ГОВИ ОБӢ ВА ГАВҲАРИ ТОБНОК

Гови обӣ гавҳаре дурахшандаву тобнок дар дарё ёфт. Бо ҳазор шӯру иштиёқ онро берун овард ва чароғи нурафзои шабҳои торикаш қарор дод. Ӯ он гавҳарро дар канори чаманзор ниҳод ва шабҳо дар партави нури он чаро мекард. Шабе бозаргони гавҳаршиносе убураш ба он чаманзор меафтад ва гавҳар чашми ӯро хира месозад. Мунтазир мемонад, то гов каме дур шавад, он гоҳ рӯи гавҳарро бо гили сиёҳ мепӯшонад.

Мартаъ[972] ногаҳон дар торикӣ фурӯ меравад. Бозаргон мегурезад ва болои дарахте пинҳон мешавад ва гов ба ҷустуҷӯи ӯ мепардозад; аммо ҳар ҷӣ мечархад, ӯро намеёбад. Он гоҳ ба суроғи гавҳар меравад ва чун рӯи гавҳар бо гилу лаҷан[973] пӯшида буд, аз канори он рад мешавад ва онро бознамешиносад:

[971] *Мазоҳир* - ҷамъи мазҳар, яъне махалли зуҳур ва ошкоршавӣ.
[972] *Мартаъ* - чарогоҳ ва сабзазоре, ки ҳайвонот дар он чаранд.
[973] *Лаҷан* - лойқа.

*Пас гурезад марди тоҷир бар дарахт,*
*Гов ҷӯён мардро бо шохи сахт.*
*Бист бор он гов тозад гирди марҷ,*[974]
*То кунад он хасмро дар шох дарҷ.*
*Чун аз ӯ навмед гардад гови нар*
*Ояд он ҷо, ки ниҳода буд гуҳар.*
*Луҷм*[975] *бинад фавқи дурри шоҳвор,*
*Пас зи тин*[976] *бигрезад ӯ иблисвор.*

Эй бародар, он гавҳар ҷони одамист, ки чун дар гили бадан пинҳон шуд, Иблиси кӯр онро надид, фурӯғашро наёфт ва аз он мутанаффир шуд. Хитоби «Иҳбиту» (ба замин фурӯд оед) ҷонро дар бадан андохт, то он марвориди гаронбаҳо дар гил пинҳон монд. Аҳли дил онро ташхис медиҳаду бозмешиносанд, аммо говони инсоннамо куҷо қадраш донанду қиматаш шиносанд. Инон гилро мебинанд, на гавҳари даруни онро:

*«Иҳбиту» афганд ҷонро дар бадан,*
*То ба гил пинҳон бувад дурри адан.*
*Тоҷираш донад, валекин гов не,*
*Аҳли дил донанду ҳар гилков не.*
*Ҳар гиле, к-андар дили ӯ гавҳарест,*
*Гавҳараш гаммози тини дигарест.*
*В-он гиле, к-аз рашши*[977] *Ҳақ нуре наёфт,*
*Сӯҳбати гилҳои пурдур барнатофт.*

## БАДРУДДИН ВА МАРДИ ҒАРИБИ ВОМДОР

Солиёне дур раиси интизомоти Табрез марде буд бисёр бахшандаву саховатманд ба номи Бадруддини Умар. Ҷуди ӯ шӯҳраи офоқ буд. Агар Ҳотами Тойӣ зинда мебуд,

[974]*Марҷ* - чаманзор, чарогоҳ.
[975] *Луҷм* - лачан, лойка.
[976]*Тин* - гил ва хоки намнок.
[977]*Рашш* - чакидан, боридан; борони андак.





ғуломи даргоҳаш мешуд ва аз бахшандагии худ шарм мехӯрд:

*Ҳотам ар будӣ, гадойи ӯ шудӣ,*
*Сар ниҳодӣ, хоки пойи ӯ шудӣ.*
*Гар бидодӣ ташнаро баҳре зулол,*
*Дар карам шарманда будӣ з-он навол.*[978]

Рӯзе марди фақире, ки на ҳазор динор бидеҳкор[979] буд ва дар атрофи Табрез мезист, ба умеди дарёфти кӯмак аз Бадруддин ба сӯи Табрез ҳаракат мекунад. Он ғариб Бадруддинро нек мешинохт ва ба умеди дастгириҳои ӯ аз мардум вомҳо гирифта буд:

*Ҳам ба пушти он карим ӯ вом кард,*
*Ки ба бахшишҳо-ш восиқ*[980] *буд мард.*
*Вомдорон рӯтуруш, ӯ шодком,*
*Ҳамчу гул хандон аз он равзулкиром.*

Марди ғариб ба Табрез расид ва суроғи хонаи Бадруддинро гирифт, аммо бо камоли таассуф дер расида буд, зеро Бадруддин ду рӯз пеш даъвати Ҳақро лаббайк гуфта ва ҷон ба ҷонофарин таслим карда буд. Марди ғариб бо шунидани хабари реҳлати Бадруддин наърае заду беҳуш шуд. То шаб беҳуш афтода буд ва чун ба ҳуш омад, рӯй ба даргоҳи Борӣ таолло оварл ва ба Худо муноҷот кард. Мегуфт:- Худоё, маро бубахш, ман ба ғайри Ту умед бастам ва умедам ноумед шуд:

*Чун ба ҳуш омад, бигуфт: -Эй Кирдугор,*
*Муҷримам, будам ба халқ уммедвор.*
*Гарчи хоҷа бас саховат карда буд,*
*Ҳеҷ он куфви*[981] *атои ту набуд.*
*Ӯ кулаҳ бахшиду Ту сар пурхирад,*
*Ӯ қабо бахшиду Ту болову қад.*

[978]*Навол* - ато, бахшиш.
[979]*Бидеҳкор* - қарздор.
[980]*Восиқ* - бовардошта, дилпур, мутмаин.
[981]*Куфв* - ҳамто, ҳамсанг.

*Ӯ зарам доду Ту дасти заршумор,*
*Ӯ сутурам доду Ту ақли савор.*

Марди ғариб пас аз чанде ба худ меояд ва бо худ мегӯяд: -Амсоли Бадруддин мазҳари исми Раҳмону Раҳим ва ҷаводи[982] ҳазрати Ҳақанд ва ононро наметавон ғайр хонд. Ин дидаи дубин аст, ки имсоли Бадруддинро ғайри Ҳақ мебинад:

*Хоҷаро чун ғайр гуфтӣ аз қусур?*
*Шарм дор, эй аҳвал,[983] аз шоҳи ғаюр.*
*Хоҷаи ҷон бин, мабин ҷисми гарон,*
*Мағз бин ӯро, мабинаш устухон.*

Ба ҳар ҳол марди ғариб он қадар дар фуқдони[984] Бадруддин гиряву нола мекунад, ки достони ӯ ва қарзи сангинаш машҳур мешавад. Дар ин миён поймарде хайрхоҳ аз дарди ӯ огоҳ мешавад ва домони ҳиммат бармезанад ва дар тамоми шаҳр мегардаду аз ҳар кас кӯмаке барои он марди ғариб гирд меоварад; аммо аз тамоми шаҳр наметавонад беш аз сад динор ҷамъ кунад, ҳол он ки қарзи он мард на ҳазор динор буд, аз ин рӯ, дасти марди ғарибро гирифт ва ӯро бар сари хоки Бадруддин бурд. Ӯ бар хоки Бадруддин сахт гирист ва ҳоли худро бозгуфт ва аз рӯҳи ӯ мадад хост:

*Ту куҷоӣ, то маро хандон кунӣ,*
*Лутфу эҳсон чун худовандон кунӣ?*
*Ту куҷоӣ, то барӣ дар махзанам,*
*То кунӣ аз вому фоқа[985] эманам.*
*Ман ҳамегӯям басу ту муфзилам,[986]*
*Гуфта, к-ин ҳам гир аз баҳри дилам.*

Пас аз муддате гиряву нола поймарди хайрхоҳ дасти

[982]*Ҷавод* - сахӣ, ҷавонмард.
[983]*Аҳвал* - дубин.
[984]*Фуқдон* - гум кардан, аз даст додан.
[985]*Фоқа* - факр, камбағалӣ, мӯҳтоҷӣ.
[986]*Муфзил* - некикунанда, афзунибахшанда; лутфу марҳаматкунанда.





ғарибро мегирад ва ӯро ба манзили худ меҳмон мекунад. Шаб мешавад ва ҳар ду мехобанд. Поймард дар хоб Бадруддинро мебинад, ки ба ӯ мегӯяд: -Он суханонро, ки бар сари хок гуфта шуд, ҳамаро шунидам; аммо иҷозаи посух гуфтан надоштам.

Сипас мегӯяд: -Ман аз ҳоли ин марди ғариб ғофил набудам. Чанд гавҳари гаронбаҳо, ки барои адои қарзи ӯ кифоят мекунад, омода карда будам ва дар фалон дафтар ҳам ба номи ӯ навиштам, аммо аҷал мӯҳлат надод, ки онро пинҳонӣ ба ӯ бидиҳам. Акнун он гавҳарҳо ба номи ӯ дар фалон маҳал аст:

*Хостам, то он ба дасти худ диҳам,*
*Дар фалон дафтар навиштаст ин қасам.*
*Худ аҷал мӯҳлат надодам, то ки ман*
*Хуфя биспорам бад-ӯ дурри Адан.*

Бадруддин дар хоб таъкид мекунад, ки достонро барои бозмондагонам бозгӯ ва ононро тавсия кун, ки аз зиёдии тилло наҳаросанд ва бидуни икроҳ[987] онро ба меҳмон таслим кунанд. Агар онон чизе аз он молро баргиранд, бист баробар зиён хоҳанд дид.

*Ворисонамро саломи ман бигӯ,*
*В-ин васийятро бигӯ ҳам мӯ ба мӯ.*
*То зи бисёрии он зар нашкуҳанд,*
*Бе гаронӣ пеши он меҳмон ниҳанд.*
*В-ар бигӯяд ӯ, нахоҳам ин фиреҳ,[988]*
*Гӯ: -Бигиру ҳар киро хоҳӣ, бидеҳ.*
*В-ар раво доранд чизе з-он ситад,*
*Бистчандон худ зиёншон уфтад.*

Соҳиби хона аз хоб бармеҷаҳад ва дар ҳоле ки аз шодӣ дар пӯст намеғунҷид, моҷарои хобро барои марди ғариб бозмегӯяд.

[987]*Икроҳ* - кароҳат; нафрат; норозигӣ.
[988]*Фиреҳ* - афзунӣ, фаровонӣ; бартарӣ.

Эй бародар, бидон, ки мардони Ҳақ аз аҳволи халқ огоҳанд ва розҳои эшонро медонанд. Ин ишрофу[989] огоҳӣ пас аз марг низ идома дорад ва аз ҳамин рӯст, ки авлиёи Худо шоҳидон бар аъмоли халоиқ хонда шудаанд. Низ судмандиву нафърасонии эшон ба замони ҳаёти дунявии онон маҳдуд нест; ва чӣ басо, ки марди Ҳақ дар гӯр хуфтааст, аммо аз сад зиндаи мурдадил нофеътар мебошад.

## ҶАЪФАРИ ТАЙЁР ВА ФАТҲИ ҚАЛЪА

Ҷаъфари Тайёр - сардор ва диловари Паёмбари гиромӣ ва бародари амири мӯъминон яккаву танҳо барои фатҳи қалъаи душман ба роҳ афтод. Мардуми қалъа аз тарс дарҳоро баста ва худро маҳбус карданд. Амири қалъа рӯ ба вазири худ карду гуфт: -Акнун чора чист?

*Гуфт: -Он ки тарк гӯйӣ кибру фан,*
*Пеши ӯ ойӣ ба шамшеру кафан.*
*Гуфт: -Охир на яке мардест фард?*
*Гуфт: -Мангар хор дар фардии мард.*
*Чашм бигшо, қалъаро бингар накӯ,*
*Ҳамчу симоб аст ларзон пеши ӯ.*

Чанд тан аз ҷанговарони қалъа ба масофи[990] Ҷаъфар рафтанд. Ҷаъфар якояки эшонро бо зарбае аз по даровард ва чун барги хазон бар замин андохт. Қудрати Худо чунон эътимоде ба ӯ дода буд, ки яктана бар сипоҳе ҳамла кард.

*Дода будаш сунъи[991] Ҳақ ҷамъияте,*
*Ки ҳамезад яктана бар уммате.*

Ситорагон бисёранд, аммо дар баробари хуршед тоби худситоӣ надоранд. Ҳазорҳо муш агар сар бароваранд,

[989]*Ишроф* - боло шудан; мушарраф кардан; рутбаи олӣ, сарварӣ.
[990]*Масоф* - ҷои ҷанг; ҷанг, набард.
[991]*Сунъ* - офаридан, накӯӣ кардан.





дар баробари гурбае гурезон мешаванд; чун муш дар даруни ҷонаш эътимоде надорад. Душманони Худо агарчи дар зоҳир ҷамъу муттаҳиданд, аммо дар ботин парокандадилу мутафарриқанд ва аз ин рӯ, дар баробари Ҳақ тоб намеоваранд:

*Ахтарон бисёру хуршед ар якест,*
*Пеши ӯ бунёди эшон мандакест.[992]*
*Гар ҳазорон муш пеш оранд сар,*
*Гурбаро не тарс бошад, не ҳазар.*
*Дар дили муш ар будӣ ҷамъияте*
*Ҷамъ гаштӣ чанд муш аз ҳамийяте.[993]*
*Барзадандӣ чун фидоӣ ҳамлае*
*Хешро бар гурбаи бемӯҳлае.*
*Лек ҷамъият надорад ҷони муш,*
*Биҷҳад аз ҷонаш ба бонги гурба ҳуш.*

## ХОРАЗМШОҲ ВА АСПИ ЗЕБО

Хоразмшоҳ барои гардиш ба саҳро рафта буд ва амирони лашкар ӯро ҳамроҳӣ мекарданд. Дар он миён яке аз амирон аспи бисёр зебову чолок дошт. Шукӯҳу ранги фиребои аспи ӯ чашми шоҳро хира кард ва то ҳангоми бозгашт чашм аз он асп барнадошт:

*Бар ҳар он узваш, ки афкандӣ назар,*
*Ҳар якаш хуштар намудӣ з-он дигар.*
*Чашми шаҳро фарру ранги ӯ рабуд,*
*То ба риҷъат[994] чашми шаҳ бар асп буд.*

Чун Хоразмшоҳ аз гардиш бозгашт, дастур дод, то он аспро биҷӯянд ва барояш биёваранд. Маъмурони шоҳ ба манзили соҳиби асп омаданд ва моҷароро бо ӯ дар миён гузоштанд. Соҳиби асп, ки шефтаи аспи худ буд ва чизе

[992]*Мандак* - пора-пора, шикаста.
[993]*Ҳамийят* - гайрат, мардонагӣ.
[994]*Раҷъат* - бозгашт.

барояш азизтар аз он набуд, мутаҳаййир шуд. Суроғи Имодулмулк, ки аз наздикону муқаррабони[995] шоҳ ва мавриди эътимоду маҳалли машварати ӯ буд, рафт ва аз ӯ ёрӣ хост.

Имод, ки аз ошуфтаҳолии он сардор дилаш сӯхта буд, ба суръат ба қаср рафт. Назди шоҳ хомӯш истод, аммо дар дил бо Худо муноҷот мекард:

*Лаб бубасту пеши султон истод,*
*Розгӯён бо Худо, раббулибод.*
*Истода рози султон мешунид*
*В-андарун андешааш ин метанид.*
*К: -Эй Худо, гар он ҷавон каж рафт роҳ,*
*Ки нашояд сохтан ҷуз Ту паноҳ.*
*Ту аз они худ бикун, аз вай магир,*
*Гарчи ӯ хоҳад халос аз ҳар асир.*

Мегуфт: -Худоё, он ҷавон бероҳа рафт ва ба ҷои он, ки ба Ту паноҳ оварад, ба бандаи Ту рӯ овард. Ту ин гуноҳро нодида ангор ва он чи сазовори Туст, амал кун. Гарчи ӯ раҳоии худро аз ҳар бандаи асире талаб мекунад.

Дар ҳамон ҳол, ки Имод истода ва бо Худои худ муноҷот мекард, маъмурони шоҳ аспро кашон-кашон ба ҳузур оварданд. Асп ончунон зебо буд, ки ҳар чашмеро хира мекард. Султон нигоҳе ба асп кард; он гоҳ рӯ ба Имод намуду гуфт: -Ин асп дар назари ту чӣ гуна аст? Гӯё онро аз биҳишт овардаанд.

Имод гуфт: -Эй подшоҳ, агар чизеро писандидӣ, дев ҳам бошад, чун фаришта ҷилва мекунад. Ҳар чӣ ба чашмат биёяд, некӯ менамояд, пас ин асп ҳам зебост, аммо:

*Ҳаст ноқис он сар андар пайкараш,*
*Чун сари гов аст гӯйӣ он сараш.*

Сари ин асп ба пайкараш намехӯрад, сараш мисли сари гов аст.

[995]*Муқарраб* - хамсӯхбати доимӣ, надим.





Ин гуфтаи Имод дар шоҳ асар гузошт ва асп аз назараш афтод.

*Дар дили Хоразмшаҳ ин дам кор кард,*
*Аспро дар манзари шаҳ хор кард.*

Дар ин олам мардумон ба довариву диди дигарон беш аз доварии хеш эътимод мекунанд. Ва аз ин рӯст, ки Имод метавонад назари Хоразмшоҳро бо ҷумлае дигаргуна созад. Ба вежа, тасвирҳои хиёлангез дар барангехтани ҳаббу буғзҳо бисёр муассир аст. Бо як ташбеҳ метавон зеборо зишт ва зиштро зебо ҷилвагар сохт. Чунон ки Имод сари аспро ба сари гов монанд кард ва ҳамин амр аспи зеборо дар назари шоҳ зишт намоёнд.

*Чун араз даллола гашту восифе,*
*Аз се газ карбос ёбӣ Юсуфе.*

## ЮСУФ ДАР ЗИНДОН

[Юсуф ба сиъояти[996] Зулайхо ба зиндон афтод. Ӯ дар он ҷо ба мақоми нубувват[997] расид. Юсуф дар зиндон рафтори инсониву огоҳкунанда дошт ва чандон ба беморону мӯҳтоҷон мерасид, ки ҳама аз ҷону дил ӯро дӯст медоштанд. Дар миёни зиндониён ду тан аз хидматгузорони шоҳ низ дида мешуданд: яке надими шаробрези шоҳ ва дигарӣ хизонадори[998] ӯ. Як рӯз ҳар ду назди Юсуф омаданд, то хобҳои аҷиберо, ки дида буданд, барои ӯ бигӯянд ва таъбири онро аз даҳони ӯ бишнаванд.

Надими шоҳ гуфт: -Ман дар хоб дидам, ки дар токистони зебое қадам мезанам. Ҷоми холие дар даст дорам ва токҳо аз дорбастҳои[999] афшон ва хӯшаҳои заррини ангур аз ҳар як овезон аст. Ман зери дорбастҳо

[996]*Сиъоят* - гаммозӣ ва бадгӯӣ.
[997]*Нубувват* - пайғамбарӣ.
[998]*Хизонадор* - ганҷинадор; маъмури ганҷина ва мол.
[999]*Дорбаст* - чафт, чӯббанд, хавозаи ангур.

ҷом дар даст қадам мезанам ва хӯшаҳоро ҳамчунон ки ба ток часпидаанд, мефишурам ва оби онҳоро дар ҷоми холии худ мерезам.

Юсуф гуфт: -Ба зудӣ озод хоҳӣ шуд ва ба шуғли пешини худ бармегардӣ.

Хизонадор гуфт: -Ман хоб дидам, ки табақе бар сар дорам, ки дар он ҳама ранги ғизову мева ҳаст; дар ҳамин ҳол дастае парандаи ваҳшӣ болои сарам дар парвозанд, ки ба табақ ҳуҷум меоваранд ва он ғизоҳоро бо минқори худ мерабоянд ва дар ҳаво нопадид мешаванд.

Юсуф гуфт: -Туро ба зудӣ дор мезананд ва лошахӯрхо пеш аз марг саратро сӯрох мекунанду мағзатро мехӯранд.]

Он гоҳ рӯ ба надими пешини шоҳ карду гуфт: -Вақте озод шудӣ, назди Азизи Миср аз ман низ ёд кун, то маро низ аз ин зиндон берун оварад:

*Хост ёрӣ, гуфт: -Чун берун равӣ,*
*Пеши шаҳ гардад умурат муставӣ.*[1000]
*Ёди ман кун пеши тахти он Азиз,*
*То маро ҳам вохарад з-ин ҳабс низ.*

Кӯмак хостан аз ғайри Худо аз паёмбаре чун Юсуф, тарки улои[1001] бузурге буд. Зиндонии асир чӣ гуна метавонад зиндонии дигарро раҳо кунад? Мардуми ин дунё ҳамагӣ зиндониянд. Юсуф ба кайфари ин хато чандин сол дар зиндон монд. Шайтон супориши Юсуфро аз хотири надими шоҳ бурд ва солҳо ӯро фаромӯш кард.

*Пас ҷазои он, ки дид ӯро муъин,*[1002]
*Монд Юсуф ҳабс дар бизъа санин.*[1003]
*Ёди Юсуф дев аз ақлаш сутурд*
*В-аз дилаш дев он сухан аз ёд бурд.*
*З-ин гунаҳ, к-омад аз он некӯхисол,*
*Монд дар зиндон зи довар чанд сол.*

---

[1000]*Муставӣ* - ҳамвор; росту дуруст.
[1001]*Уло* - нахустин.
[1002]*Муъин* - мададгор.
[1003]*Бизъа санин* - якчанд сол.





Тамассук[1004] ба асбоб агарчи барои мардуми оддӣ амре писандида аст, аммо назди авлиёи Ҳақ гуноҳи бузургест. Онон ҷуз ба Ҳақ таваҷҷӯҳ надоранд, ҷуз Ӯро намебинанд ва сабабу корсозе ғайри Ӯ суроғ надоранд, ки асосан ғайреро побарҷо намедонанд.

Юсуф агарчи дар зиндон монд, аммо раҳмати Илоҳӣ ҳамчунон бар ӯ нозил мешуд. Худои меҳрубон ӯро дар зиндон чунон ба худ машғул сохт, ки ҳеҷ андӯҳе эҳсос накард; ҳамчун кӯдаке, ки дар раҳм аст ва эҳсоси дилтангӣ намекунад:

*Лек Юсуфро ба худ машғул кард,*
*То наёяд дар дилаш з-он ҳабс дард.*
*Ончунонаш унсу мастӣ дод Ҳақ,*
*Ки на зиндон монд пешаш, на ғасақ.*[1005]

## САДРИ ҶАҲОН ВА ФАҚЕҲИ ҲОҶАТМАНД

Садри ҷаҳон, ки дар Бухоро риёсати омма дошт, марди бисёр бахшанда ва бо бенавоён хушрафтор буд. Одати ӯ бар он буд, ки ҳар рӯз бар даставу гурӯҳе хос аз мардум эҳсон мекарду ато мебахшид, рӯзе бар мубталоён, рӯзе бар пирон, рӯзе бар бевазанон ва рӯзе бар фақеҳон:

*Ҳар сабоҳе як гурӯҳро ротиба,*[1006]
*То намонад уммате з-ӯ хойиба.*[1007]
*Мубталоёнро будӣ рӯзи ато,*
*Рӯзи дигар бевагонро он саховат.*
*Рӯзи дигар бар тиҳидастони ом,*
*Рӯзи дигар бар гирифторони вом.*

Садри ҷаҳон шарт карда буд, ки ҳеҷ кас ниёзи худро

---

[1004]*Тамассук* - чанг задан; часпидан.
[1005]*Ғасақ* - торикӣ.
[1006]*Ротиба* - ҳаққи муқаррарӣ; миқдори муайяни хӯрокворӣ якрӯза; маош.
[1007]*Хойиб* - ноумед.

набояд бар забон оварад ва набояд изҳори ҳоҷат кунаду ҳарфе бизанад. Агар касе чунин мекард, аз бахшишҳои садри ҷаҳон маҳрум мешуд ва наметавонист пашизе[1008] аз ӯ бигирад:

*Шарти ӯ он буд, ки кас бо забон,*
*З-ӯ нахоҳад ҳеч, нагшояд лабон.*
*Лек хомуш бар ҳаволии[1009] раҳаш,*
*Истода муфлисон деворваш.*

Аз қазо рӯзе пирамарде ғафлат кард ва ҳоҷати худро бар забон оварду гуфт: -Бар ман закот деҳ.

Садри ҷаҳон тибқи аҳде, ки дошт, ӯро маҳрум кард. Пирамард исрор кард, садр гуфт: -Эй падар, пирамарди бешарме ҳастӣ!

Пирамард гуфт: -Ту бешармтар аз манӣ:

*Гуфт: -Бас бешарм пирӣ, эй падар!*
*Пир гуфт: -Аз ман туӣ бешармтар.*
*К-ин ҷаҳон хӯрдиву хоҳӣ ту зи тамъ,*
*К-он ҷаҳон бо ин ҷаҳон гирӣ ба ҷамъ.*

Зеро ту аз неъматҳои ин ҷаҳон баҳрамандӣ, сарвату мақом ва ҳама чиз дорӣ; бо вуҷуди ин тамаъ кардаӣ ва меҳоҳӣ охират ҳам дошта бошӣ ва ҳар ду ҷаҳонро бо ҳам бихӯрӣ!

Садри ҷаҳон аз ин лутфи пирамард хандид ва ба ӯ атое бахшид:

*Хандаш омад, мол дод он пирро,*
*Пир танҳо бурд он тавфирро.[1010]*

Рӯзе ки навбати фақеҳон буд, фақеҳе изҳори ниёз кард ва нолаву зории зиёде кард, ки ҳокӣ[1011] аз шиддати эҳтиёҷу ниёзмандии ӯ буд. Садри ҷаҳон ба хотири тахаллуфи[1012]

---

[1008]*Пашиз* - пули сиёҳи камарзиш, фулус.
[1009]*Ҳаволӣ* - гирду атроф, гирдогирд.
[1010]*Тавфир* - даромад, фоида.
[1011]*Ҳокӣ* - баёнгар.
[1012]*Тахаллуф* - аз қавл баргаштан.





ӯ аз шарти ёдшуда чизе ба ӯ ато накард ва исрорҳои ӯ низ суде набахшид.

Рӯзи баъд, ки навбати мубталоён буд, он фақеҳ пояшро бо порчаи кӯҳнае баст ва дар сафи онон истод, аммо Садри ҷаҳон ӯро бозшинохт ва чизе бад-ӯ надод.

Пас аз сад чораҷӯӣ, ки ҳама бенатиҷа буд, саранҷом чодар бар сар кард ва дар сафи бевагон нишаст:

*Чунки оҷиз шуд зи сад гуна макид,[1013]*
*Чун занон ӯ чодаре бар сар кашид.*
*Дар миёни бевагон рафту нишаст,*
*Сар фурӯ афганду пинҳон кард даст.*
*Ҳам шиносидаш, надодаш садқае,*
*Дар дилаш омад зи ҳирмон ҳурқае.[1014]*

Фақеҳ, ки мусаммам[1015] буд ҳар гуна ҳаст, аз Садри ҷаҳон кӯмаке дарёфт кунад, ин бор даст ба ҳилаи дигар зад. Субҳи зуд назди кафанфурӯше рафту гуфт: -Маро дар пораи гилеме бупеч ва бар сари роҳ бигзор ва ҳеҷ нагӯ, то Садри ҷаҳон аз ин ҷо бигзарад. Шояд бубинад ва маро мурда пиндораду силае барои харҷи кафани ман бидиҳад. Агар ӯ сиккае бидиҳад, нимашро ба ту хоҳам дод.

Кафанфурӯш тибқи гуфтаи фақеҳ амал кард. Садри ҷаҳон аз канори ӯ убур кард ва сиккае рӯи гилем андохт. Фақеҳ аз тарси он, ки кафанфурӯш онро бирабояду фирор кунад, фаврӣ аз зери намад даст баровард ва ба дунболи он сарашро низ аз замин баланд кард. Садри ҷаҳон ӯро диду шинохт.

Ба Садри ҷаҳон гуфт: -Дидӣ, охир сиккаро аз ту ситондам.

Садр гуфт: -То намурдӣ, надодам.

*Гуфт бо Садри ҷаҳон: -Чун бистадам?*
*Эй бибаста бар ман аввоби[1016] карам.*

---

[1013]*Макид* - макру фиреб.
[1014]*Ҳурқа* - оташ.
[1015]*Мусаммам* - тасмимёфта; карори қатъӣ доштан.
[1016]*Абвоб* - ҷамъи боб, дарҳо; роҳхо.

*Гуфт: -Лекин то намурдӣ, эй ануд,*[1017]
*Аз ҷаноби ман набурдӣ ҳеч ҷуд.*

Сирри ин ҳадиси шарифи набавӣ «Бимиред пеш аз мурданатон» низ ҳамин аст. Ин маргро, ки соликон марги ихтиёрӣ меноманд, дар баробари марги табиӣ ва қаҳре, ки бо сари расидани аҷал воқеъ мешавад, мӯҷиби нузули баракоти маънавист.

*Сирри «мавту қабла мавтин» ин бувад,*
*К-аз паси мурдан ғаниматҳо расад.*
*Ғайри мурдан ҳеч фарҳанге диҷар*
*Дарнагирад бо Худо, эй ҳилагар!*
*Як иноят беҳ зи сад гун иҷтиҳод,*[1018]
*Ҷаҳдро хавф аст аз сад гун фасод.*
*Балки маргаш бе иноят низ нест,*
*Бе иноят, ҳону ҳон, ҷойе маист.*

## МАРДИ БАҒДОДӢ ВА ХОБИ ГАНҶ

Ирси[1019] ҳангуфте ба мард расида буд, аммо ӯ бо надонамкориву ҳайфу майл зуд онро ба итмом расонд ва дар фақру фалокат монд. Ба таври куллӣ моли мерос вафо надораду дер намепояд, чун бар хилофи майл мурда аз ӯ ҷудо шуда ва ворис ҳам, ки осон онро ба даст оварда, қадраш намедонад:

*Моли меросӣ надорад худ вафо,*
*Чун ба ноком аз гузашта шуд ҷудо.*
*Ӯ надорад қадр ҳам, к-осон биёфт,*
*К-ӯ ба кадду*[1020] *ранҷу касбаш кам шитофт.*

Мард, ки дасташ холӣ шуда буд, мутаваҷҷеҳи Худо шуд ва рӯ ба остони он Карим овард. Нолаву зорӣ сар дод ва

[1017] *Ануд* - ситезанда - ва гумроҳ.
[1018] *Иҷтиҳод* - саъю кӯшиш, ҷидду ҷаҳд.
[1019] *Ирс* - мерос.
[1020] *Кадд* - ҷидду ҷаҳд, кӯшиш.





саранҷом гиряҳояш ба самар нишаст:

*Худ кӣ кӯбад ин дари раҳматнисор,*
*Кай наёбад дар иҷобат сад баҳор?*
*Хоб дид ӯ, ҳотифе гуфт, ӯ шунид,*
*Ки ғанои ту ба Мисрояд падид.*
*Рав ба Миср, он ҷо шавад кори ту рост,*
*Кард кудятро*[1021] *қабул, ӯ муртаҷост.*[1022]
*Дар фалон мавзеъ яке ганҷест зафт,*
*Дар пайи он боядат то Миср рафт.*

Мард шоду хурсанд аз хобе, ки дида ва садое, ки шунид, озими ҳаракат ба сӯи Миср шуд. Аз Бағдод то Миср роҳи дарозе дар пеш буд. Бо ҳамаи сахтиҳо он роҳро паймуд, то саранҷом ба Миср расид. Тӯшаву озуқааш тамом шуда буд. Пуле ҳам барои хариди ғизо надошт. Гуруснагӣ ба ӯ фишор овард ва чун шарм дошт дар рӯз, ки мардум чеҳраашро мебинанд, гадоӣ кунад, сабр кард, то шаб шуд. Шабҳангом дар гӯшае истод, то балки аз мардум кӯмаке бигирад ва шиками гурӯснаро ором созад.

Мардуми Миср дар он айём аз дасти дуздон дар ҳарос буданд ва асас[1023] дар ҳама ҷо касонеро, ки шабҳо дар шаҳр мегаштанд, тавқиф[1024] мекард ё ба номи дузд мегирифт ва ба ҳукми халифа муҷозот мекард. Ба ҳамин далел вақти гашти шабона ӯро дар кӯчаву бозор саргардон ёфтанд, пиндоштанд, ки дузд аст. Пас ӯро гирифтанду заданд ва ба зиндон афканданд.

Марди бечора, ки худро гирифтор медид, нолаву фиғон баровард, ки: -Ба Худо, ман дузд нестам, раҳоям кунед.

Аз он ҷо, ки фарёду нолаи ӯ аз тахи дил буд ва бо худ нишони сидқу ростӣ ҳамроҳ дошт, ба сурағи ӯ омаданду гуфтанд: -Ҳақиқати моҷаро чист? Чаро шаб дар кӯчаву

[1021] *Кудя* - сахтии рӯзгор; гадоӣ.
[1022] *Муртаҷо* - он ки ба ӯ умед доранд, умедгоҳ.
[1023] *Асас* - маъмури интизомӣ.
[1024] *Тавқиф* - боздошт.

барзан саргардон мегаштӣ?

Мард достони худро бозгуфт ва ин ки хоби ганҷ дидаасту барои ёфтани он аз Бағдод ба Миср омадааст. Доруға пас аз шунидани суханони марди бағдодӣ гуфт: -Ту на дуздиву на бадкор, аммо гиҷу нодонӣ; чун ба сабаби хиёлу хобе ин роҳи дарозро тай мекунӣ. Ман борҳо ва мукаррар хоб дидаам дар Бағдод, дар фалон маҳалла, фалон кӯча ва фалон манзил ганҷе нухуфтааст, бо ин ҳама ман аз ҷои худ такон нахӯрдам; вале ту бо як хоб худро саргардони кӯҳу биёбон кардӣ:

*Гуфт: -На дуздӣ туву на фосиқӣ,*
*Марди некӣ, лек гӯлу аҳмақӣ.*
*Бар хиёлу хоб чандин раҳ кунӣ?*
*Нест ақлатро тасӯи[1025] рӯшанӣ.*
*Борҳо ман хоб дидам мустамир,[1026]*
*Ки ба Бағдод аст ганҷе мустатир.[1027]*
*Дар фалон сӯю фалон кӯйе дафин,[1028]*
*Буд он худ номи кӯйи ин ҳазин.*
*Ҳаст дар хона(й) фалонӣ, рав биҷӯ,*
*Номи хона-в номи ӯ гуфт он адӯ.*

Марди бағдодӣ аз шунидани суханони доруға ба шигифт омад, чун адресу нишоние, ки ӯ дар хоб аз ганҷи Бағдод шунида буд, ҳамон адреси манзили марди бағдодӣ буд.

*Гуфт бо худ: -Ганҷ дар хона(й) ман аст,*
*Пас маро он ҷо чӣ фақру шеван аст?*
*Бар сари ганҷ аз гадоӣ мурдаам,*
*З-он ки андар ғафлату дар пардаам.*
*З-ин бишорат маст шуд, дардаш намонд,*
*Сад ҳазор «Ал-ҳамд», бе лаб ӯ бихонд.*

[1025]*Тасӯ* - карона ва ноҳия; як бахш аз 24 соати шабонарӯз.
[1026]*Мустамир* - доимӣ; давомдор; мукаррарӣ, маъмул.
[1027]*Мустатир* - пӯшида, пинҳон.
[1028]*Дафин* - пинҳон кардашуда.





Мард гуфт: -Рӯзии ман дар паси ин кутак хӯрдан буд. Шоду хурсанду шукргузор ба Бағдод бозгашт. Хонаашро ковид ва ганҷро дар он ҷо ёфт ва рӯзгораш ба сомон расид.

*Хона омад, ганҷро ӯ бозёфт,*
*Кораш аз лутфи Худоӣ соз ёфт.*

Эй бародар, он мард ҳар қадам, ки аз Бағдод ба сӯи Миср бармедошт, гом дар бероҳа мениҳод ва аз мақсуд дуртар мешуд; аммо гумроҳӣ айни ҳидоят шуд ва саранҷом ӯро ба мақсуд расонд. Дар воқеъ, то ӯ ба Миср намеомад ва то аз асас кутак намехӯрд ва моҷарои худро намегуфт, ҳидоят намешуд ва роҳи ганҷро намеёфт. Ин аст лутфи пинҳони Худо ва залолат[1029] дар айни ҳидоят:

*Ин чӣ ҳикмат буд, ки қибла(й) мурод*
*Кардам аз хона бурун, гумроҳу шод?*
*То шитобон дар залолат мешудам,*
*Ҳар дам аз матлаб ҷудотар мебудам.*
*Боз он айни залолатро ба ҷуд*
*Ҳақ василат кард андар рушду суд.*
*Гумраҳеро манҳаҷи[1030] имон кунад,*
*Каҷраверо мақсади эҳсон кунад,*
*То набошад ҳеч мӯҳсин бе ваҷо,[1031]*
*То набошад ҳеч хоин бе раҷо.[1032]*

## ТАРАҲҲУМИ АЗРОИЛ ҲАНГОМИ ГИРИФТАНИ ҶОНИ НАМРУД

Худованд ба Азроил хитоб карду гуфт: -Аз касоне, ки ҷонашонро гирифтӣ, бар кадом тараҳҳум кардӣ?

-Бар ҳамаи онҳо дилам месӯзад, аммо метарсам мабодо

[1029]*Залолат* - гумроҳӣ.
[1030]*Манҳаҷ* - роҳи рост ва кушода.
[1031]*Ваҷо* - тарс.
[1032]*Раҷо* - умед, умедворӣ.

дар иҷрои фармон кӯтоҳиву сустӣ кунам. Ҳатто гоҳ мегӯям: -Кош Худо ба ҷои фалон ҷавон маро қурбонӣ мекард.

-Ба чӣ касе беш аз ҳама дил сӯзондӣ?

-Рӯзе барои иҷрои фармони Ту, эй Худои бузург, киштии гирифтор дар мавҷи баландро дарҳам шикастам ва зерурӯ кардам ва ҷони ҳамаи мусофирони онро гирифтам, ҷуз як модару кӯдакро, ки фармуда будӣ ҷонашонро нагирам. Он ду рӯи тахтапорае монданд ва амвоҷ он тахтапораро пеш мебурд. Баъд фармудӣ: «Ҷони модарро ҳам бигир». Ман ҳам итоат кардам. Модар мурд ва кӯдак танҳо монд ва ман бисёр дилам сӯхт.

*Чун зи модар бигсалидам тифлро,*
*Худ ту медонӣ чӣ талх омад маро.*
*Бас бидидам дуди мотамҳои зафт,*
*Талхии он тифл аз фикрам нарафт.*

Худованд фармуд: -Ман он тифлро наҷот додам ва дар сабзазоре хушу хуррам ниҳодаму аз ҳар ҷиҳат асбоби осоиши ӯро фароҳам овардам:

*Гуфт Ҳақ: -Он тифлро аз фазли хеш,*
*Мавҷро гуфтам: -Фикан дар бешаеш.*
*Бешаи пурсавсану райҳону гул,*
*Пур дарахти мевадори хушукул.*[1033]
*Садҳазорон мурғи мутриб хушсадо,*
*Андар он равза фиғанда сад наво.*
*Гуфта ман хуршедро, к: -Ӯро магаз,*
*Бодро гуфта: -Бар ӯ оҳиста ваз.*
*Абрро гуфта: -Бар ӯ борон марез,*
*Барқро гуфта: -Бар ӯ мағрой тез.*

Дар он беша паланге мезист, ки тоза бача зоида буд. Ба ӯ фармон додам, ки он кӯдакро шир бидиҳад. Паланг ба ӯ шир дод ва аз ӯ муроқабат[1034] намуд, то кӯдак бузург шуд. Вақте аз шир гирифта шуд, ба як фаришта гуфтам,

[1033]*Хушукул* - хушмева.
[1034]*Муроқабат* - нигаҳбонӣ.





ки ба ӯ сухан гуфтан ва одоби қазоват биёмӯзад. Ман аз ҳеч неъмате барои он кӯдак фурӯгузор накардам. Аммо медонӣ, дар баробари ин ҳама посухи ӯ чӣ буд? Саранҷом ӯ бо хӯйи палангӣ Намрӯд шуд ва ба шукронаи он неъматҳо Халили ман Иброҳимро дар оташ афканд, то бисӯзонад!

Ӯ даъвои Худоӣ кард ва гарданкашӣ намуд. Ӯ бо се каргас ба осмон рафт, то бо ман ҷидол кунад. Сад ҳазор кӯдаки бегуноҳро кушта, то шояд Иброҳимро ба даст оварду аз байн бубарад:

*Шукри ӯ он буд, эй банда(й) ҷалил!*
*Ки шуд ӯ Намрӯду сӯзанда Халил.*
*Ин замон кофар шуду раҳ мезанад,*
*Кибру даъвои худоӣ мекунад.*
*Рафта сӯйи осмони боҷалол,*
*Бо се каргас, то кунад бо ман қитол.*[1035]

Эй бародар, чӣ қадар зишт аст, ки инсон ҳамаи бузургиву иззату номвариашро аз касе бигирад ва ҳамаи сармояи вуҷудиашро вомдори Ӯ бошад ва дар баробар на танҳо сари сипос бар остонаш насояд, балки сар ба гарданкашӣ бардорад ва дар баробари Ӯ арзи андом кунад ва бандагони маҳбуби Ӯро биранҷонад ё ба қатл бирасонад.

## КОҲИЛ ДАР ДУНЁ ВА КӮШО ДАР ОХИРАТ

Марди доное, ки се писар дошт, ҳангоми марг васият кард, ки тамоми амволашро ба он писаре бидиҳанд, ки аз ҳама танбалтар аст. Фарзандон, ки падарро бисёр мӯҳтарам медоштанд, пас аз марги ӯ хоҳони иҷрои васияти падар шуданд. Назди қозӣ рафтанд ва моҷароро

[1035]*Қитол* - куштор; мубориза.

бозгуфтанд:

*Гуфта фарзандон ба қозӣ, к: -Эй карим,*
*Нагзарем аз ҳукми ӯ мо се ятим.*
*Самъу тоъат[1036] мекунем, ӯрост даст,*
*Он чӣ ӯ фармуд, бар мо нофиз[1037] аст.*
*Гуфт қозӣ: -Ҳар яке бо оқилӣ-ш,*
*То бигӯяд қиссае аз коҳилӣ-ш.*

Оре, бояд забон ба сухан ояд, то маълум шавад қадру қимати инсон чӣ андоза аст. Забон пардаи дил аст, чун парда такон бихӯрад, асрор ҳувайдо мегардад:

*Бегумон, ки ҳар забон парда(й) дил аст,*
*Чун биҷунбад парда, сирҳо восил[1038] аст.*

Забон монанди сарпӯши рӯи дег аст, ки ҳар гоҳ ба ҳаракат ояд, маълум мешавад чӣ оташе дар он меҷӯшад:

*Ё забон ҳамчун сари дег аст рост,*
*Чун биҷунбад, ту бидонӣ чӣ ибост?*

Боре қозӣ бо онон ба гуфтугӯ нишаст ва сирри васияти падарро донист; зеро он бародарон ҳар се ҳамму ғамму талоши худро масруфи охират мекарданд ва дар умури дунё коҳилу бераҕбат буданд. Ва он ки дар умури дунё аз ҳама сусттар буд, дар ибодату тоъат ва ҷиҳод бо нафс аз ҳама пурталоштару кӯшотар буд ва саранҷом ирси падар ба ӯ дода шуд:

*Орифон аз ду ҷаҳон коҳилтаранд,*
*З-он ки бе шудёр[1039] хирман мебаранд.*
*Коҳилиро кардаанд эшон санад,*
*Кори эшонро чу Яздон мекунад.*
*Кори Яздонро намебинанд ом,*
*Менаёсоянд аз кад субҳу шом.*

[1036]*Самъу тоъат* - гӯш кардан ва фармон бурдан, итоат кардан.
[1037]*Нофиз* - ба таври қатъӣ иҷрошаванда.
[1038]*Восил* - фарорасанда; васлшаванда.
[1039]*Шудёр* - замине, ки онро обшор ва тухм пошида бошанд.





# ДУОИ ФАҚИР ДАР ҲАҚҚИ МАРДИ ГЕЛОНӢ

Рӯзе марди фақиру тангдасте, ки аз роҳи гадоӣ рӯзгор мегузаронид, ба шахси сарватманде аз аҳли Гелон бархӯрд. Аз ӯ кӯмак хост ва ӯ ноне ба вай дод. Фақир шоду хурсанд шуд ва дар ҳаққи он марди гелонӣ дуо карду гуфт: -Худоё, ӯро саломат ба хонумонаш - Гелон бозгардон.

Марди гелонӣ гуфт: -Агар хонумон он аст, ки ман дидаам, Худо туро ба он ҷо бирасонад:

*Гуфт: -Хон ар он-ст, ки ман дидаам,*
*Ҳақ туро он ҷо расонад, эй дижам.*

[Аз достон пайдост, ки марди гелонӣ иштиёқе барои бозгашт ба ватан надорад. Ин бемайлӣ шояд ба хотири ҳавои носозгори Гелон бошад, ки ба сабаби тағйири пай дар пай ғолибан беморизо будааст. Шояд ҳам ба хотири истимрори[1040] кашмакашҳое бошад, ки мардуми он ҷоро аз дер боз дучори ихтилофи доим месохтааст. Дар ҳар ҳол ин достон барои баёни ин маъност, ки зиндагии пур аз ранҷу сахтӣ мояи ҳасрату орзу нест. Ва басо он чӣ инсон барои дигаре хайр мепиндорад, дар назди худи ӯ хубу писандида набошад.]

# ХАЙЁТИ ДУЗД ВА МАРДИ ТУРК

Дар шаҳр хайёте буд, ки аз порчаҳои мардум, ки барои дӯхтан назди ӯ меоварданд, медуздид. Ӯ дар ин кор маҳорате дошт ва касе наметавонист маҷашро[1041] бигирад. Рӯзе яке аз аҳолии шаҳр, ки турк буд, бо дӯстони худ шарт

[1040]*Истимрор* - бардавом будан.
[1041]*Мач* - кафи даст.

баст, ки порчаашро ба он хайёт бидиҳад ва дар айни ҳол нагузорад он хайёт ҳатто нахе аз порчаи ӯро бидуздад. Дӯстонаш ба ӯ гуфтанд: -Аз ту зарангтар[1042] мардони бисёре буданд, ки мағлуби ӯ шуданд, ба ақли худат мағрур нашав, ки дар баробари ҳилаҳои ӯ ҳеҷ аст:

*Пас бигуфтандаш, ки: -Аз ту чусттар,*
*Моти ӯ гаштанд, дар даъвӣ мапар.*
*Рав, ба ақли худ чунин гарра мабош,*
*Ки шавӣ ёва ту дар тазвирҳош.*
*Гармтар шуд турку баст он ҷо гарав,*
*Ки наёрад бурд, не кӯҳна, на нав.*

Марди турк ҳаристар шуд ва шарт баст, ки он хайёт наметавонад ҳеҷ тиккае, на нав ва на кӯҳна, аз ӯ бидуздад.

Турк шаб аз фикру андеша хобаш набурд. Субҳ порчае дебо бардошт ва ба дӯкони он хайёт рафт. Саломи гарме ба устод кард ва ӯ низ ба гармӣ аз муштарӣ истиқбол кард ва хушомад гуфт. Марди турк порча ба хайёт доду гуфт:

*Ки бибур инро қабои рӯзи ҷанг,*
*Зери нофам восеъу[1043] болош танг.*
*Танг боло баҳри ҷисморойро,*
*Зер восеъ, то нагирад пойро.*

Хайёт гуфт: -Эй, ба чашм.

Сипас порчаро андоза гирифт ва баъд ба шӯхиву латифагӯиву достонсароӣ пардохт. Дар ҳамон ҳол қайчиро ба ҷони порча андохт ва онро бурид.

Турк бо шунидани он латифаҳову достонҳо хандааш гирифт ва дар ҳоли ханда чашмаш баста шуд. Хайёт низ, ки ӯро хуб саргарм карда буд, қисмате аз порчаро дуздид ва зери пояш пинҳон кард:

*Турк хандидан гирифт аз достон,*
*Чашми тангаш гашт баста он замон.*

[1042] *Заранг* - зирак.
[1043] *Восеъ* - васеъ, кушод.





*Порае дуздиду кардаш зери рон,*
*Аз ҷузи[1044] Ҳақ, аз ҳама аҳё[1045] ниҳон.*

Марди турк аз ширинии достонҳову афсонаҳои хайёт ба куллӣ иддаову шартбандиро фаромӯш кард. Аз хайёт бо исрор хост, ки барояш латифаи дигаре бигӯяд. Хайёт сухани хандадори дигаре гуфт. Ин бор турк чунон қаҳқаҳа зад, ки ба пушт афтод ва хайёт фавран тиккаи дигаре аз порчаро дуздид.

*Ҳамчунин бори севум турки хато,*
*Гуфт: -Логе[1046] гӯй аз баҳри Худо.*
*Гуфт логе хандуминтар з-он ду бор,*
*Кард ӯ ин туркро куллӣ шикор.*
*Чашм баста, ақл ҷаста, мӯ лиҳа,[1047]*
*Маст турки муддаӣ аз қаҳқаҳа.*
*Пас севум бор аз қабо дуздид шох,*
*Ки зи хандаш ёфт майдони фарох.*

Вақте турк барои бори чаҳорум аз хайёт хост латифаи дигаре бозгӯяд, хайёт дилаш ба ҳоли ӯ сӯхт ва аз ҳила даст кашид. Марди турк хайётро ғарқи бӯса кард, ки туро ба Худо, бароям қиссаи дигаре бигӯ. Хайёт бо худ гуфт: -Эй бечора, агар достони дигаре бароят бигӯям, қиёмат барои ту танг мешавад.

*Хандае чӣ? Рамзе ар донистие,*
*Ӯ ба ҷои ханда хун бигристие.*

Дар ин ҳикоят марди турк рамзи касонест, ки дар олам ба шӯхиву афсона дил бастаанд ва ба куллӣ чашм бар ҳақиқат фурӯ баста ва ғофил шудаанд. Шӯхиву афсона ҳам рамзе аз хушиҳову лаззатҳои ҷисмонист ва хайёт ҳам дунёи фиребандаи моддист.

Аз ин рӯ, он касе, ки ба афсонаву шӯхии дунё дил

[1044] *Ҷуз* - ба истисно, ғайр аз.
[1045] *Аҳё* - зиндагон.
[1046] *Лог* - шӯхӣ, масхарагӣ.
[1047] *Лиҳа* - риши расида.

мебандад, ҳосиле чуз ин ба даст намеоварад, ки матоъи умрро ҳадар медиҳад ва тарафе аз зиндагӣ намебандад ва саранҷом дасти холӣ бо кӯлаборе аз гуноҳ рӯй аз дунёи фонӣ ба ҷаҳони боқӣ мегардонад:

*Эй фасона гаштаву маҳв аз вуҷуд,*
*Чанд афсона бихоҳӣ озмуд?*
*Хандуминтар аз ту ҳеч афсона нест,*
*Бар лаби гӯри хароби хеш ист.*
*Эй фурӯ рафта ба гӯри ҷаҳлу шак,*
*Чанд ҷӯйӣ логу дастони фалак?*
*То ба кай нӯшӣ ту ишва(й) ин ҷаҳон?*
*Ки на ақлат монд бар қонун, на ҷон.*
*Атласи умрат ба миқрози шуҳур,*[1048]
*Бурд пора-пора хайёти гурур.*[1049]

## ФАРЁД КАРДАН ПАС АЗ БА ЯҒМО РАФТАНИ КОЛО

Шаб шуд ва корвониён барои истироҳат таваққуф карданд ва касеро гумориданд, то шаб бедор бошаду муроқиб,[1050] ки мабодо дузде биёяду колоҳоро бубарад. Чанде аз шаб гузашт ва нигаҳбонро хоб рабуд. Дар ин ҳангом дузд омаду дороиашонро бардошт ва зери хок пинҳон кард.

Ҳангоми субҳ, ки корвониён пайдо шуданд, колоҳоро баяғморафта диданд. Фарёд бароварданд, ки: -Эй нигаҳбон, колоҳо чӣ шуд?

-Дуздони ниқобдор омаданду онҳоро бурданд.

-Эй бехосият, пас ту ин чо чӣ мекардӣ?

-Ман як тан будам ва онон гурӯҳе мусаллаҳу шуҷоъ.

---

[1048]*Шуҳур* - моҳу сол.
[1049]Яъне: Хайёти фиребанда бо қайчии моҳу сол китъа-қитъа дунёи умри туро мебурраду медуздад.
[1050]*Муроқиб* - нигаҳбон.





-Чаро фарёде накардиву нағмае назадӣ, то мо бедор шавему ононро дур кунем?

-То хостам фарёд бизанам, теғ бар гарданам ниҳоданд ва таҳдид ба маргам карданд; ба ҳамин далел он ҳангом хомӯш шудам, аммо акнун ҳар чи бихоҳед, бароятон фарёду фиғон мекунам.

*Он замон баст он дамам, ки дам мазан,*
*Ин замон чандон, ки хоҳӣ, ҳай кунам.*

Вале пас аз ба яғмо рафтани сармояву дороии инсон фарёд чӣ суд дорад?

Эй бародар, онон, ки дар тӯли умр садое барнамеоваранду нолаву зорие надоранд ва пас аз он, ки умру сармояи ҳаёти худро барбод доданд, дар бистари марг ба нолаву фиғон ва тавбаву зорӣ мепардозанд, ин дигар чӣ лутфе дораду чӣ суде; дар айни ҳол боз ҳам буданаш беҳтар аз набуданаш аст:

*Чунки умрат бурд деви фозиҳа,*[1051]
*Бенамак бошад аъузу фотиҳа.*
*Гарчи бошад бенамак, акнун ҳанин,*[1052]
*Ҳаст ғафлат бенамактар з-он, яқин.*
*Ҳамчунин ҳам бенамак менол низ,*
*Ки залилонро назар кун, эй азиз!*
*Қодирӣ бе гоҳ бошад, ё ба гоҳ,*
*Аз ту чизе фавт кай шуд, эй Илоҳ?*

## ИЁДАТИ ПАЁМБАР (С) АЗ ҲИЛОЛИ ҲАБАШӢ

Ҳилоли Ҳабашӣ - ғуломи Муғийрат ибни Шуъба, яке аз ёрони бовафои Паёмбар буд, ки дар сайри маънавӣ аз Билол низ ҷулӯтар рафта буд. Ҳилол низ монанди Билол ғулом буд, аммо арбобаш таваҷҷӯҳе ба ӯ надошт ва аз

---

[1051]*Фозиҳа* - ошкоркунанда, ошкор, рӯшан.
[1052]*Ҳанин* - гиря, нола.

аҳволи ӯ бехабар буд. Аз қазо рӯзе Ҳилол бемор шуд. Ӯ нӯҳ рӯз ба гӯшаи охур бемор афтод ва касе аз ҳоли ӯ хабар надошт, то ин ки Паёмбари гиромӣ салаллоҳи алайҳи ва саллам аз тариқи ваҳй аз бемории ӯ огоҳ шуд. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи барои иёдати[1053] Ҳилол ба роҳ афтод:

*Мустафо баҳри Ҳилоли бошараф,*
*Рафт аз баҳри иёдат он тараф.*
*Дар пайи хуршеди ваҳй он маҳ давон,*
*В-он саҳоба дар паяш чун ахтарон.*

Ба арбоби Ҳилол хабар доданд, ки Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ба сӯи хонаи ту меояд. Ӯ бо он, ки кофир буд, аммо аз омадани Он бузург бисёр шод шуд. Мепиндошт, ки Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи ба дидори ӯ меояд. Хурсанду саросема ба пешвози Паёмбар омад ва хушомад гуфт. Паёмбар салаллоҳу алайҳи ва олиҳи фармуд: -Ман ба дидани ту наомадаам.

Арбоби Ҳилол бо эҳтиром гуфт: -Ҷонам ба фидоят, пас ба дидори кӣ омадед? Бигӯед, то ман хоки пои ӯ шавам.

Паёмбар фармуд: -Ба дидори Ҳилол омадаам, чанд рӯзест, ки бемор аст.

Мард гуфт: -Ман аз бемории ӯ бехабарам. Аммо чанд рӯзест, ки ӯро намебинам. Ӯ темордор аст ва ҷояш охури аспон аст.

*Рафт Пайғамбар ба рағбат баҳри ӯ,*
*Андар охур в-омад андар ҷустуҷӯ.*

Охур торику касиф буд ва бӯи баде дар он ба машом мерасид, аммо чун дӯстиву улфат ба он ҷо расид, ҳама аз миён рафт:

*Бӯйи Пайғамбар бибурд он шери нар,*
*Ҳамчунон, ки бӯйи Юсуфро падар.*
*Мӯҷиби имон набошад мӯъҷизот,*
*Бӯйи ҷинсийят кунад ҷазби сифот.*

[1053]*Иёдат* - ба дидани бемор рафтан.





Ҳилол, ки дар хоб буд, бо истишмоми[1054] бӯи Паёмбар бедор шуд ва бо худ гуфт: -Ин бӯи хуш дар ин тавила аз куҷост?

*Аз миёни пойи устурон бидид,*
*Домани поки Расули бенадид.*
*Пас зи кунҷи охур омад гаж-гажон,*
*Рӯй бар пояш ниҳод он паҳлавон.*
*Пас Паямбар рӯй бар рӯяш ниҳод,*
*Бар сару бар чашму рӯяш бӯса дод.*

Паёмбар ба ӯ гуфт: -Эй ғариби арш, чӣ гавҳари пинҳоне ҳастӣ, ҳолат чӣ гуна аст?

Ҳилол дар посух:

*Гуфт: -Чун бошад худ он шӯридахоб,*
*Ки дарояд дар даҳонаш офтоб?*
*Чун бувад он ташнае, к-ӯ гил чарад?*
*Об бар сар бинҳадаш, хуш мебарад.*

Ҳоли ман ҳоли он касест, ки аз фарти ташнагиву беобӣ гил мехӯрад ва ногаҳон об меояду ӯро бар сар мегузорад ва шодмона мебарад.

Ин достони Ҳилол буд. Аммо бидон, ки Ҳилол гӯё ин ки дар зоҳир борику лоғар аст; вале дар воқеъ ҳамон моҳи шаби чаҳордаҳ аст. Ҳилол дар ботин аз нуқсон мубаррост[1055] ва он нуқсони зоҳирӣ барои он аст, ки ба тадриҷ комил шавад ва ба бадр табдил шавад. Ҳилол ҳар шаб фарбеҳтар мешавад ва дарси камоли тадриҷӣ меомӯзад:

*Он Ҳилол аз нақс[1056] дар ботин барист,*
*Он ба зоҳир нақс, тадриҷоварист.*
*Дарс гӯяд шаб ба шаб тафриҷро,*
*Дар тааннӣ бардиҳад тафриҷро.*[1057]

[1054]*Истишмом* - ҳис кардани бӯй.
[1055]*Мубарро* - пок, холӣ аз айбу гуноҳ.
[1056]*Нақс* - айб, камбудӣ, нуқс.
[1057]*Тафриҷ* - кушоиш.

*Дар тааннӣ гӯяд: -Эй аҷҷули[1058] хом,*
*Поя-поя бартавон рафтан ба бом.*

Оре, корҳо ба тадриҷ бароянд ва бо шитоб сомон наёбад. Ҳамон гуна, ки кӯдак нӯҳ моҳ дар раҳми модар диранг мекунад, то омодаи вуруд ба дунё шавад. Ва низ навзод андак-андак рушд меёбад, то ҷавону барӯманд шавад. Дар сулуки маънавӣ низ бояд нардбони тараққиро пилла-пилла рафт, валекин ту шитоб дорӣ ва мехоҳӣ дар як рӯз раҳи садсоларо тай кунӣ:

*На чу ту, эй хом, к-акнун тохтӣ,*
*Тифливу худро ту шайхе сохтӣ.*
*Бардавидӣ чун каду фавқи ҳама,*
*Ку туро пойи ҷиҳоду малҳама?[1059]*

## СУПОРИШИ МОДАР БА ФАРЗАНД

Модар ба фарзандаш гуфт: -Ҳар гоҳ дар қабристон ё ҷои тарсноке қадам ниҳодӣ ва шабаҳи зиштро дидӣ, ки аз камин бадар омад, натарс ва дилро қавӣ дор ва бар ӯ ҳамла кун. Агар чунин кунӣ, ӯ фавран фирор хоҳад кард.

*З-он ки бе тарсе ба сӯяш ҳар кӣ рафт,*
*Он хиёли девваш бигрехт тафт.[1060]*

Кӯдак дар посух ба модараш гуфт: -Агар модари он шабаҳи девмонанд низ ҳамин супоришро ба ӯ карда бошад ва ӯ ба ман ҳамла оварад; ва ӯ низ ба супориши модараш бо ман гиловез шавад, он вақт чӣ хоке бар сарам бирезам? Он шабаҳи зишт ҳам лобуд модаре дорад дилсӯз, ки роҳу чоҳро ба ӯ менамоёнад:

*Гуфт кӯдак: -Он хиёли девваш,*
*Гар бад-ӯ ин гуфта бошад модараш.*

[1058] *Аҷҷул* - бисёр шитобкунанда, шитобкор.
[1059] *Малҳама* - ситезу набард.
[1060] *Тафт* - шитобон.





*Ҳамла орам, афтад андар гарданам,*
*З-амри модар, пас ман он гоҳ чун кунам?*
*Ту ҳамеомӯзиам, ки чуст ист,*
*Он хиёли зиштро ҳам модарест.*
*Деву мардумро мулаққан[1061] як Худост,*
*Ғолиб ояд бар шоҳон, з-ӯ гар гадост.*

Эй бародар, ҳушёр бош, ки дар масофи хасм ҳар ҳилае ба кор бандӣ, бими он меравад, ки хасм низ он ҳиларо аз пеш андешида бошад ва бо тарфанде онро беасар созад. Аз ин рӯст, ки орифони турк ҳила кардаанд ва роҳи наҷотро дар таслими бечуну чарое ба ҳукм ҷустаанд.

[1061] *Мулаққан* - талқиншуда; фаҳмонидашуда.

* * *

Бо фазлу inояти Илоҳӣ, ин навиштор, ки бахши умдае аз он дар шабҳои пурқадри моҳи мубораки Рамазон бар сафҳаи қоғаз нақш шуд, дар зуҳри рӯзи иди фархундаи саиди Фитр ба анҷом расид. Худоро шокиру сипосгузорем, ки тавфиқи ин муҳимро ба ин камтарин бандаааш иноят кард.

Дар ҳамин соати маймуну муборак аз он Дарёи бекарони ҷуду раҳмат оҷизона мехоҳам навиштрамро аз каҷиву ноустуворӣ боздорад ва онро мояи саодату ҳидояти худ ва хонандагон созад. Парвардигор, даъвии ихлос надорам, ки ҳазор ғарази пайдову нопайдо дар ба гардиш даровардани ин қалам дахил[1062] аст; аммо ҳамвора саъй кардаам чизе бинависам, ки судманду муфид ва ба гунае дар фаҳми каломи Ту ва таблиғи дини Ту корсоз бошад. Ҳаминро, гарчи он ҳам қарин бо ихлос набошад, Ту бо фазлу карамат бипазир.

*Қисса кӯтаҳ кун, ки рафтам дар ҳиҷоб,*
*Ҳин, хамӯш валлоҳу аълам биссавоб.*
*Шукр, к-ин нома ба унвоне расид,*
*Кам нашуд нақду ба ихвоне[1063] расид.*
*Нардбони осмон аст ин калом,*
*Ҳар кӣ аз ин бар равад, ояд ба бом.*
*Не ба боми чарх, к-он ахзар[1064] бувад,*
*Бал ба боме, к-аз фалак бартар бувад.*
*Боми гардунро аз ӯ ояд наво,*
*Гардишаш бошад ҳамеша з-он ҳаво.*

Валлоҳу раббил оламин.

**Алии ШЕРВОНӢ**

*иди Фитри 1317 ҳ.қ.*
*21-уми баҳмани 75 ҳ.ш.,*
*9-уми феврали соли 1997 м.*

[1062] *Дахил* - дахолаткунанда; ҳамроҳ, саҳмдор.
[1063] *Ихвон* - бародарон; ёрон, дӯстон.
[1064] *Ахзар* - сабз, кабуд, нилгун.



# ФЕҲРИСТИ МАТОЛИБ



## ДАФТАРИ ЯКУМ

## ДАФТАРИ ДУВВУМ







## ДАФТАРИ СЕВВУМ

## ДАФТАРИ ЧАҲОРУМ

## ДАФТАРИ ПАНҶУМ







## ДАФТАРИ ШАШУМ

**Алии ШЕРВОНӢ**

# ҲИКОЯТҲО ВА ҲИДОЯТҲО АЗ «МАСНАВИИ МАЪНАВӢ»

Таҳия, танзим, шарҳи вожаҳои душворфаҳм
ва муаллифони пешгуфтор
***Шодӣ ШОКИРЗОДА,***
***Муҳаммадҷони НӮЪМОНИЁН***

*Масъулини чоп* **Абдувоҳид ва Муллоаббос**
*Ҳуруфчини компютерӣ* **Назира Бобоева**
*Тарроҳ* **Ҷамолиддини Ҷумъа**
*Мусаҳҳеҳон*
**Абдулваҳҳоби Муллорауф,**
**Муҳаммадҷони Шодӣ**

БИ №3885

**Ба матбаа 20.01.2011 супурда шуд.**
**Ба чопаш 25.01.2011 имзо шуд. Андозаи 60/84 1/16.**
**Ҷузъи чопии шартӣ 27,5. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 24,2.**
**Адади нашр 500. Супориши №17.**
**Нархаш шартномавӣ.**

**Муассисаи нашриявии «Ирфон» -и Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе, кӯчаи Н. Қарабоев, 17.**

*Нашриёти «Мавлавӣ»*

